ББК 83,3(0)9+83,3 (2 тоҷик)
А-19

*Таҳияи матн ва луғату тавзеҳот аз*
***КАМОЛ АЙНӢ** ва **ЗОҲИР АҲРОРӢ***

Муҳаррир
***Мубашшир Акбарзод***

А-19 ***Абулқосим Фирдавсӣ.* Шоҳнома**. — Душанбе: «Адиб», 2008. -480 саҳ.

Ба хонандаи азиз чопи севуми "Шоҳнома"-и безаволи Ҳаким Фирдавсӣ, ки бо кӯшиши таҳиягарони матни он омода гаштааст, пешкаш мегардад. Муҳаққиқон дар ин нашр аз нусхаҳои дигари "Шоҳнома" истифода кардаанд, ки ин арзиши корашонро бештар мекунад.

**ISBN 978-99947-32-84-5**



# ПОДШОҲИИ КАЙХУСРАВ

## ДОСТОНИ КОМУСИ КАШОНӢ

### ОҒОЗИ ДОСТОН

Ба номи худованди хуршеду моҳ,
Ки дилро ба номаш хирад дод роҳ,

Худованди ҳастиву ҳам ростӣ,
Нахоҳад зи ту кажживу костӣ,

Худованди кайвону баҳрому шед,
К-аз ӯяст уммеду биму навид.[1]*[2]

Ситудан ман ӯро надонам ҳаме,
Аз андеша ҷон барфишонам ҳаме.

Аз ӯяст[3] пайдо макону*[4] замон,
Паи мӯр бар ҳастии ӯ нишон.

Зи гарданда хуршед то тира хок,
Ҳамон боду об, оташи тобнок

Ба*[5] ҳастии яздон гувоӣ диҳанд,
Равони туро ошноӣ диҳанд.

---

1. И – Аз ӯям навиду бар ӯям умед.
2. М – Аз ӯям навиду бад-ӯям умед.
3. И – Аз ӯ гашт.
4. М- Аз ӯ гашт пайдо замину.
5. М – Зи

Сӯи офаринандаи бениёз
Бибояд, ки бошӣ ҳаме дар гудоз.

Зи дастуру ганҷур в-аз тоҷу тахт,
Зи каммиву бешиву нокому бахт,

Ҳам ӯ бениёз асту мо бандаем,
Ба фармону рояш сарафкандаем.

Чу ҷону хирад бегумон кардааст,
Сипеҳру ситора баровардааст,

Ҷуз ӯро мадон[*1] кирдгори баланд,
К-аз ӯ шодмониву з-ӯ мустаманд.

Шабу рӯзу гардонсипеҳр офарид,
Хуру хобу тундиву меҳр офарид.

Чунин омад ин[2] гунбади тезгард,
Гаҳе шодмонӣ диҳад, гоҳ дард.

Шигифтӣ ба гетӣ зи Рустам басест,
К-аз ӯ достон дар дили ҳар касест.

Ба хушкӣ чу пилу ба дарё наҳанг,
Хирадманду бедордил, марди ҷанг.

Сари мояи мардиву ҷанг аз ӯст,
Хирадмандиву донишу санг аз ӯст.

Кунун разми Комус пеш оварам,[*3]
Зи дафтар ба гуфтори хеш оварам.[*4]

1. М – махон.
2. И – аз.
3. М – оварем.
4. М – оварем.

Ба гуфтори деҳқон кунун бозгард,
Нигар, то чӣ гӯяд ҷаҳондида мард.

## ХОР КАРДАНИ ХУСРАВ ТУСРО

Зи Турон Фарибурз бо анҷуман,
Чу Гударзу чун Геви лашкаршикан,

Ҳама сӯгвору пур аз об рӯй
Сӯи роҳи Эрон ниҳоданд рӯй.[1]

Чу лашкар биёмад ба роҳи Чарам,
Калот аз бару зер оби Маям.

Ҳама ёд карданд разми Фуруд,
Набуд ҷуз пушаймониву дард суд.[2]

Ҳама дил пур аз дард аз бими шоҳ,
Ҳама[*3] дида пурхуну дил пургуноҳ,

Ба ҷон[*4] шармгин назди шоҳ омаданд,
Ҷигархаставу богуноҳ омаданд.

Бародар-шро кушта бар бегуноҳ,
Ба душман супурда нигину кулоҳ.

Ҳама доғдил даст карда ба каш,
Бирафтанд пешаш парасторваш.[*5]

Бад-эшон нигаҳ кард Хусрав ба хашм,
Дилаш пур зи дарду пур аз об[6] чашм.

1. И – б. 19-21 нест.
2. ИМ-Пушаймониву дарду тимор буд.
3. М – Ду.
4. М-чунон.
5. М – парасторфаш.
6. И – хун ду.

Ба Яздон ҳаме гуфт, к-«Эй додгар,[1]
Ту додӣ маро тахту бахту ҳунар.[2]

Ҳаме шарм дорам ман аз ту кунун,
Ту огаҳтарӣ аз ману чанду чун.

Ва гар на бифармудаме то ҳазор
Задандӣ ба майдон ба якбор[*3] дор.

Тани Тусро дор будӣ нишаст,
Дигар ҳар[*4] кӣ бо ӯ миёнро бубаст.

Зи хуни падар будам андар хурӯш,
Диле доштам бо ғаму дарду ҷӯш,

Кунун кина нав шуд зи баҳри Фуруд,
Сари Туси Нӯзар бибояд дуруд.

Бигуфтам, ки сӯи Калоту Чарам
Марав, гар фишонанд бар сар дирам,[5]

К-аз он раҳ Фуруд асту бо модар аст,
Яли кайнажод асту[6] кундовар аст.

Чӣ донад[*7], ки Туси фурӯмоя кист?
Чунин сохта лашкар аз баҳри чист?

Аз он кӯҳ ҷанг оварад бегумон,
Фаровон саронро сар орад замон.

1. И – Чунин гуфт, к-эй кирдгор.
2. И –донишу бахти ёр.
3. М – бад-ин марзи беарз.
4. М – ҳар он кас.
5. - б. 35 нест.
6. И – Каи гавнажод асту.
7. М – Надонам.

Дамон Туси номарди ноҳушёр
Чаро[*1] бурд лашкар ба сӯи ҳисор?

Кунун лоҷарам кирдгори сипеҳр
Зи Тусу зи лашкар бибуррид меҳр.

Бад омад ба гударзиён-бар зи Тус,
Ки нафрин бар ӯ боду бар пилу кӯс!

Ҳаме хилъату ҳадяҳо[2] додамаш,
«Ба ҷанги бародар фиристодамаш».

Сипаҳдор чун Туси[3] Нӯзар мабод,
Чунон паҳлавон пеши лашкар мабод!

Дареғо[4] Фуруди Сиёвуш, дареғ,
Ки бо зӯру дил буду бо гурзу теғ.

Ба сони падар кушта шуд бегуноҳ,
Ба дасти сипаҳдори ман бо сипоҳ.

Ба гетӣ надонам[5] кам аз Тус кас,
Ки ӯ аз дари банду чоҳ асту[*6] бас.

На дар сар-ш мағзу на дар тан-ш раг,
Чи Туси фурӯмоя пешам, чи саг».

Зи кини бародар, зи хуни падар
Ҳаме буд печону хастаҷигар.

---

1. М – Ҳаме.
2. М –пандҳо.
3. И – Ҷаҳонҷӯй чун пури.
4. И – Дареғ он.
5. И – надидам.
6. М – Дуруст аз дари дору банд асту.

Сипаҳро ҳаме хор карду биронд,
Зи мижгон ҳаме хуни дил барфишонд.

Дари бор додан ба эшон бубаст,
Равонаш зи дарди бародар бихаст.

Далерони[1] Эрон ба мотам шуданд,
Пур аз ғам[*2] ба даргоҳи[3] Рустам шуданд.

Ба пӯзиш, ки ин эзадӣ кор буд,
Киро буд оҳанги ҷанги Фуруд?

Бад-он гаҳ куҷо кушта шуд пури Тус,
Сари саркашон тира[4] шуд аз фусӯс.

Ҳамон низ[*5] домоди ӯ Ревниз
Набуд аз бади бахт монида чиз.

Кӣ донист ному нишони Фуруд,
К-аз ӯ шоҳро дил бихоҳад шахуд?

Ту хоҳишгарӣ кун ба наздики шоҳ,
Магар сар бупечад зи кини сипоҳ.

На фарзанди Ковуси кай - Ревниз
Ба ҷанг - андарун кушта шуд зор низ,

Ки кеҳтарписар буду пархошҷӯй,
Ниёзи падар хусрави моҳрӯй?

Чунин аст анҷому фарҷоми ҷанг,
Яке тоҷ ёбад, яке гӯри танг.

1. ИМ – бузургон.
2. М – Далерон.
3. И – Далерон ба наздики.
4. ИМ- хира.
5. –Ҳамон гурд.

## ОМУРЗИШ КАРДАНИ ХУСРАВ ЭРОНИЁНРО

Чу шуд рӯи гетӣ зи хуршед зард,[1]
Ба хум андаромад шаби лоҷвард.

Баромад хурӯш аз дари боргоҳ,
Таҳамтан биёмад ба наздики шоҳ.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй хусрави[2] б-офарин,
Зи[3] ту шодмон тахту тоҷу нигин.

Зи Тусу зи лашкар биёзурд шоҳ,
Ба ман бахш, ҳарчанд будшон гуноҳ.

Чу фарзанду домодро кушта дид,
Зи мағзу дилаш рой шуд нопадид.

Яке он ки тунд[4]*[5] асту ҳушёр нест,
Дигар он[6] ки ҷони писар хор нест.

Чу дар пеши ӯ кушта шуд Ревниз,[7]
Зарасп он савори сарафроз низ,[8]

Гар ӯ барфурӯзад, набошад шигифт,
Аз ӯ шоҳро кин набояд гирифт.

Ва дигар, к-аз он бадгумон шуд сипоҳ,
Ки фаррух бародар нашуд пеши[9] шоҳ.

1. ЛМ – Чу барзад сар аз кӯҳ хуршеди зард.
2. ИЛМ – меҳтари.
3. И – Ба.
4. Л – Пир.
5. М – тез.
6. Л – Ва дигар.
7. Л – Реви шер.
8. Л – Зараспи сарафроз, гурди далер.
9. И – набуд назди.

Чунон дон, ки кас бе замона намурд,
Дилатро бад-ин ғам набояд супурд.

Чи берун шавад ҷон, чи берун кунанд,
Намонад, в-агар сесад афсун кунанд».

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «Эй паҳлавон,
Дилам пур зи тимор шуд з-он ҷавон.

Кунун панди ту доруи ҷон бувад,
В-агарчи дил аз дард печон бувад».

Чу шоҳи ҷаҳон ин сухан кард ёд,
Таҳамтан ба пешаш замин бӯса дод.[1]

Чу хуршед барзад синон аз нишеб,
Шитоб омад аз рафтан андар вуреб,

Бидаррид пирӯза пероҳанаш,
Падид омад он лаъли рахшон танаш.

Сипаҳбад биёмад ба наздики шоҳ
Або Геву гурдони эронсипоҳ.

Басе офарин хонд бар шаҳрёр,
Ки «Нӯша[2] бизӣ, то бувад рӯзгор.

Замин пояи тоҷу тахти[3] ту бод,
Фалак сояи фарру бахти[4] ту бод!

---

1. ТПИЛМ – ба ҷои б. 73 ин б. омада:
Ба пӯзиш биёмад сипаҳдор Тус,
Ба пеши шаҳ эдар шуда чоплус.
Бубахшид Хусрав гуноҳи сипоҳ,
Гаронмоягон баргирифтанд роҳ.
2. ИЛ – ту шаҳ.
3. И – бандаи тавқу тоҷи
4. И – пояи тахти оҷи.

Манам дил пур аз ғам зи кирдори хеш,
Ҷигархаста аз дарду тимори хеш.

Ҳамон низ[1] ҷонам пур аз шарми[2] шоҳ,
Забон пур зи пӯзиш, равон[3] пургуноҳ.

Зи покиза ҷони Фуруду Зарасп
Ҳаме барфурӯзам чу озаргушасп.

Агар ман гунаҳкорам аз анҷуман,
Ҳаме печам аз кардаи хештан.

Ба вижа зи Баҳром в-аз Ревниз
Ҳаме ҷони хешам наярзад пашиз.[4]

Агар шоҳ хушнуд гардад зи ман,
В-аз ин номвар пургуноҳ анҷуман,

Шавам, кини ин нанг боз оварам,
Сари пастро бар фароз оварам.

Ҳама ранҷи лашкар ба тан барниҳам,
Агар ҷон ситонам ва гар сар[5] диҳам.

Аз ин пас ба тахту кулаҳ нангарам,
Ба ҷуз тарги румӣ[*6] набинад сарам».

Зи гуфтори ӯ шод шуд шаҳрёр,
Дилаш тоза шуд чун гул андар баҳор.

1. И - тира
2. И – дарди.
3. ИЛ – танам.
4. Л – набошад ба чиз.
5. Л – агар ҷон.
6. М – чинӣ.

Басе[1]*[2] рой зад бо Таҳамтан дар он,[3]
Чи бо номдорону кундоварон.[4]

Ба Турон фиристад сипаҳдор Тус
Або лашкару пилу бо бӯқу кӯс.

Аз он пас пароканда шуд анҷуман,
Сӯи хона шуд паҳлави пилтан.[5]*[6]

## ФИРИСТОДАНИ ХУСРАВ ТУСРО БА ТУРОН

Чу хуршеди тобанда омад падид,
Сапеда зи хамми камон бардамид,

Сипаҳбад биёмад ба наздики шоҳ
Ба ҳам бо бузургони эронсипоҳ.

Бад-эшон чунин гуфт шоҳи ҷаҳон,
Ки «Ҳаргиз паи кин нагардад[7] ниҳон.

Зи Салму зи Тур андаромад нахуст,[8]
Манучеҳр он кинаро боз ҷуст.[9]

Чунин нанг бар шоҳи Эрон набуд,
Замин пур зи хуни далерон набуд.

Ҳаме кӯҳ аз хуни гударзиён[10]
Ба зуннори хунин бубандад миён.

1. И – Ҳаме.
2. М – Шабе.
3. И – ба роз.
4. И – номдорони гарданфароз.
5. ИЛ – б. 90.91 нест.
6. М – б. 90-91 нест.
7. И- намонад.
8. ИЛМ – сухан.
9. ИЛМ – Аз он кини пешину рӯзи куҳан.
10. Л – эрониён.

Ҳаме[1] мурғу моҳӣ бар эшон ба зор
Бигиряд ба дарё-дару марғзор.[2*3]

Аз эрониён[*4] дашти туроніён
Пур аз[*5] дасту пой асту пушту миён.

Шуморо ҳама шодмонист рой,
Ба кина начунбад ҳаме дил зи ҷой».

Далерон ҳама даст карда ба каш
Ба пеши ҷаҳонҷӯи[6] хуршедфаш.

Ҳама ҳамгинон хок доданд бӯс,
Чу Руҳҳому Гургину Гударзу Тус.

Чу Харрод бо Зангаи Шоварон,
Дигар Бежану Геву[7] кундоварон,

Ки «Эй шоҳи некахтари некдил,
Ба дил бурдаӣ ҳам ту аз шер дил.

Ҳама як ба як пеши ту бандаем,
Зи шарми ту, шоҳо,[8*9] сарафкандаем.

Агар ҷанг фармон диҳад шаҳрёр,
Ҳама ҷон[10] фишонем дар корзор.

---

1. ИЛ – Ҳамон.
2. Л – дарёву бар ҷӯйбор.
3. М – дарёву дар ҷӯйбор.
4. М – Эрон ҳама.
5. М - Сару
6. ИЛ – ҷаҳондори.
7. И – Ҳамон Бежану Геви.
8. ИЛ-ташвири хусрав.
9. М – хусрав.
10. И-сар.

Набинад зи мо ҳеч бад низ шоҳ,[*1]
Магар тира гардад рухи ҳуру моҳ».

Сипаҳдор пас Гевро пеш хонд,
Ба тахти гаронмоягӣ[*2] барнишонд.

Фаровон-ш бистуду бинвохташ,
Басе хилъату некуӣ сохташ.

Бад-ӯ гуфт, к-«Андар ҷаҳон ранҷи ман
Ту ҷӯиву бебаҳрӣ[*3] аз ганҷи ман.

Набояд, ки бе раъйи ту пилу кӯс
Ба тундӣ биронад[4] сипаҳдор Тус.

Надидӣ магар саҳмгин дастбурд,
Ки равшанравон бод Баҳроми гурд!

Зи гуфтори бадгӯй в-аз ному нанг
Ҷаҳон кард бар хештан тору[*5] танг.

Агар нест эдар фаровон диранг,
Ҳамон ном беҳтар, ки монад, на нанг.[6]

Дирам доду рӯзидиҳонро бихонд,
Басе бо сипаҳбад суханҳо[7] биронд

Чу шуд кори лашкар ҳама сохта,
Дили паҳлавон гашт пардохта.[8*9]

1. М-шоҳ аз ин пас гуноҳ.
2. М-гаронмоягон.
3. М-ҷустиву бебаҳра.
4. ИЛМ-Сӯи ҷанг ронад.
5. М-хеш торику.
6. Л-б. 113 нест.
7. ИЛ-сипаҳдор хубӣ.
8. ИЛ-б. 116 нест.
9. М-б. 116 нест.

Зи ахтар яке рӯзи фаррух бичуст,
Ки берун шуданро кай ояд дуруст,

Биёмад сипаҳбад сипаҳдор Тус,
Бад-ӯ дод шоҳ ахтару пилу кӯс.[1]

Бад-ӯ офарин карду баршуд хурӯш,
Замин омад аз бонги[*2] аспон ба ҷӯш.

Яке абр баст аз паи гарди сум,
Баромад хурӯшидани говдум.

Зи бас ҷавшану коваёнӣ дурафш
Шуда рӯи гетӣ саросар бунафш.

Ту хуршед гуфтӣ ба об-андар аст,
Сипеҳру ситора ба хоб-андар аст.

Ҳаме буд бо гурзу[3] пилон ба дашт,
Чунон то сипаҳбад бар ӯ баргузашт.[*4]

Ниҳод аз бари пил пирӯза маҳд,
Ҳаме ронд[*5] аз ин гуна то рӯди Шаҳд.

## ПАЙҒОМИ ПИРОН БА ЛАШКАРИ ЭРОН

Ҳаюне ба кирдори боди дамон
Бишуд назди Пирон ҳам андар замон,

Ки «Ман ҷангро гардан афрохта,
Сӯи рӯди Шаҳд омадам сохта».

---

1. ТПИЛМ - ба ҷои б. 118 ин б. омада:
   Бад-ӯ дод шоҳ ахтари коваён,
   Бар он сон, ки будӣ ба расми каён.
2. М- ҷаҳон омад аз сумми.
3. ИЛ-кӯсу.
4. М-б. 123 нест.
5. М-Ҳаме рафт.

Чу бишнид Пирон, ғамӣ гашт сахт,
Ки барбаст бояд ба ноком рахт.

Бурун рафт бо номдорони хеш,
Гузида диловар саворони хеш,

Ки эронсипаҳро бидонад, ки[*1] чист
Сарафроз чанд асту бо Тус кист.

Рада баркашиданд аз он сӯи рӯд,
Фиристод назди сипаҳбад друд.

В-аз ин рӯй лашкар биёвард Тус,
Дурафши ҳумоюну пилону кӯс.

Сипаҳдор Пирон яке чарбгӯй
Зи туркон фиристод наздики ӯй.

Бигуфт он, ки «Ман бо Фарангису шоҳ
Чӣ кардам зи хубӣ ба ҳар ҷойгоҳ.

Зи дарди Сиёвуш хурӯшон будам,
Чу бар оташи тез ҷӯшон будам.

Кунун бори тарёк заҳр омадаст,
Маро з-он ҳама дард баҳр омадаст».[1]

Дили Тус ғамгин шуд аз кори[2] ӯй,
Бинолид аз он[3] дарду гуфтори ӯй.[4]

Фиристодаро гуфт пас паҳлавон,
Ки «Рав пеши Пирони равшанравон,

---

1. ТПЗ- Ки кушта шуд аз тухма нӯҳсад далер,
Ҳама размсозу ҳама наррашер.
2. Л-меҳри.
3. И-Бупечид аз.
4. Л- Фаровон нишон дид аз чеҳра ӯй.

Бигӯяш, ки гар рост гӯӣ сухун,
Маро бо ту пайкор н-ояд зи бун.[1]

Сар озод кун, дур шав з-ин миён,
Бубанд ин дари биму роҳи зиён.

Бари шоҳи Эрон шавӣ бесипоҳ,
Мукофот ёбӣ ба некӣ зи[2] шоҳ.

Бар Эрон туро паҳлавонӣ диҳад,
Ҳамон афсари хусравонӣ диҳад.

Чу ёд оядаш хуб кирдори ту,
Дилаш ранҷа гардад ба тимори ту.

Бар инанд[3]*[4] Гударзу Геву сарон,
Бузургони бедордил[5] меҳтарон».

Сарояндаи посух омад чу бод
Ба наздики Пирони висанажод.

Бигуфт, он чӣ бишнид, бо паҳлавон
Зи Тусу зи Гударзи равшанравон.

Чунин дод посух, ки «Ман рӯзу шаб
Ба ёди сипаҳбад кушоям ду лаб.

Шавам, ҳар кӣ ҳастанд пайванди ман,
Хирадманд гӯ[6] бишнавад панди ман.

---

1. ЛМ-Маро бо ту гуфтор омад ба бун: И-ба ҷои б. 137,138 ин б. омад:
   Чунин дод посух, ки аз меҳри ту
   Фаровон нишон аст бар чеҳри ту.
2. И-зи некии.
3. Л-Чунин гуфт: И-Ҳаме гуфт.
4. М-дилу рой.
5. ИЛ-Бузургону тиморкаш.
6. ИЛ-к-ӯ.

Ба Эрон гузорам бару буму рахт,
Сари номвар беҳтар аз тоҷу тахт».

Аз ин гуфтаҳо буд мағзаш тиҳӣ,
Ҳаме ҷуст нав рӯзгори беҳӣ.

## СИПОҲ ФИРИСТОДАНИ АФРОСИЁБ БА НАЗДИКИ ПИРОН

Ҳаюне фиристод[1] ҳангоми[2] хоб
Сароянда наздики[3] Афросиёб,

К-«Аз Эрон сипоҳ омаду бӯқу[4] кӯс
Або лашкари Геву Гударзу Тӯс.[5]

Фаровон фиребаш фиристодаам,
Зи ҳар гунааш пандҳо додаам.

Сипоҳе зи ҷанговарон баргузин,
Ки бар кин ситоиш набошад ҷуз ин.[*1]

Магар бехашон аз буна барканем,
Ба буму ба бар оташ андарзанем.

В-агар на зи кини Сиёвахшшоҳ
Наёсояд аз ҷанг ҳаргиз сипоҳ».

Чу бишнид Афросиёб ин сухан,
Саронро бихонд он замон з-анҷуман.[6]

1. И-Ҳаюнро барафканд.
2. Л-барафканд наздики.
3. Л-шуд назди.
4. ИЛ-пилу.
5. ЛМ-Ҳамон Геву Гударзу Шедӯшу Тус; И-Ҳамон Геву Гударзу Гургину Тус.
6. И- Чу пайғоми солори лашкар шунуд,
Сипоҳи парокандаро хонд зуд.

Бар эшон бигуфт он суханҳо, ки рафт,
Ки бар кин бибояд бисечид[1] тафт.

Яке лашкар орост[*2] Афросиёб,
Ки торик шуд чашмаи офтоб.

Даҳум рӯз лашкар ба Пирон расид,
Сипоҳе к-аз ӯ шуд замин нопадид.

Чу лашкар биёрост,[*3] рӯзӣ бидод,
Сипаҳ баргирифту буна барниҳод.

Зи паймон накард эч ёду на аҳд,
Биёмад дамон то лаби рӯди Шаҳд.

Талоя биёмад ба наздики Тус,
Ки барбанд бар кӯҳаи пил кӯс,[4]

Ки Пирон наронад сухан ҷуз фиреб,
Чу донад, ки танг[5] андаромад нишеб,

1. Л-Ба кинтон бибояд ҳаме рафт.
2. М-Гарон лашкаре сохт.
3. М-биёсуд.
4. Л-б. 162 нест:
   ТПЗИЛ- Чунин гуфт бо Тус Гударзи пир,
   Ки эй паҳлавон, ин сухан ёд гир.
5. И- Бар он гаҳ, ки нек.
   ТПЗ- Сӯи маймана Бежану Геви гурд,
   Абар майсара номи Руҳҳом бурд.
   Чу Гударз бо Тусу бо Густаҳам,
   Чу Шедӯшу Фарҳоду Гургин ба ҳам
   Гузиданд бар қалбгаҳ ҷои хеш,
   Дурафши саворони Бежан ба пеш.
   В-аз он сӯ бузургон гузида набард,
   Абар маймана гирди Фаршедвард.
   Чу Ҳуммону Лаҳҳок бар майсара,
   Шуда дашт оҳан ҳама яксара.
   Чу Пирони Виса ба қалб андарун,
   Сипоҳе диловар чу дарёи хун.

Дурафши ҷафопеша омад падид,
Сипаҳ бар лаби рӯд саф баркашид.

Биёрост лашкар сипаҳдор Тус,
Ба ҳомун кашиданд пилону кӯс.

Дурӯя сипоҳ андаромад чу кӯҳ,
Саворони Эрону Турон[*1] гурӯҳ.

Чунон шуд зи гарди сипаҳ офтоб,
Ки оташ баромад зи дарёи об.[*2]

Дурахшидани теғу жӯпину хишт,
Ту гуфтӣ замин - бар[3*4] ҳаво лола кишт.

Зи ҷӯши саворони зарринкамар,
Зи бас тарги заррину заррин сипар[5]

Баромад яке абр чун сандарӯс,
Замин гашт аз гард[6] чун обнӯс.

Сари сарварон зери гурзи гарон
Чу сандон буду путки оҳангарон.

Зи хун рӯд гуфтӣ[*7] маистон шудаст,
Зи найза ҳаво чун наистон шудаст.

Басе сар гирифтори доми каманд,
Басе хор гашта тани арҷманд.

1. М- туркону Эрон.
2. М – Ки аз тирагӣ рафт чашмаш ба хоб.
3. Л-ки шаб дар; И-шаб омад.
4. М- шаб андар.
5. Л-руинсипар.
6. Л-абр.
7. М – Замин гуфтӣ аз хун.

Кафан ҷавшану бистар аз хуну хок,
Бару сина карда[1] ба шамшер чок.

Замин арғувону ҳаво обнӯс
Сипеҳру ситора пуровои кӯс.

Агар тоҷ ёбад ҷаҳонҷӯй мард
В-агар хоки оварду хуни набард,

Ба ноком мерафт бояд[2]*[3] зи даҳр,
Чи з-ӯ баҳр[4] тарёк ёбӣ[5], чи[6] заҳр.

Надонам, саранҷому фарҷом чист,
Бад-ин рафтан акнун бибояд гирист.

**КУШТАНИ ТУС АРЖАНГРО**

Яке номдоре буд, Аржанг ном,
Ба абр андаровардa аз ҷанг ном.

Барангехт аз дашти овард гард,
Аз эрониён ҷуст ҷангу[7] набард.

Чу аз дур Туси сипаҳбад бидид,
Биғурриду теғ аз миён баркашид.

Ба пури Зиреҳ гуфт:[8] «Номи ту чист?
Зи туркони ҷангӣ туро ёр кист?»

Бад-ӯ гуфт: «Аржанги ҷангӣ манам,
Сарафроз шери дирангӣ манам.

---

1. ИМ-Тани ноздида.
2. Л-Аз эдар куҷо рафт бояд: И-Гар эдун куҷо ҳаст рафтан.
3. М- Аз эдар ҳаме рафт хоҳӣ.
4. Л-баҳра.
5. Л-ёбам.
6. И-ёбад чу.
7. Л-нангу.
8. И-Бад ӯ Тус гуфто, ки.

Кунун хокро аз ту ҷӯшон кунам,
Бар овардгаҳ - бар сар афшон кунам».

Чу гуфтори пури Зиреҳ шуд ба бун,
Сипаҳдори Эрон шунид он[1] сухун,

Ба посух надид эч ҷои диранг.
Ҳамон обдоре, ки будаш ба чанг,

Бизад бар сару таргу он номдор,[2]
Ту гуфтӣ танаш сар наёвард бор.

Ғамӣ гашт Пирону туронсипоҳ,
Зи гурдон тиҳӣ монд овардгоҳ.

Далерони Турону кундоварон
Кашиданд шамшеру гурзи гарон.

Бидоданд овоз бар якдигар,
Бигуфтанд ҳар гуна шерони нар,[3]

Ки яксар биёему[*4] ҷанг оварем,
Ҷаҳон бар дили Тус танг оварем.

Чунин гуфт Ҳумон, ки «Имрӯз ҷанг
Бисозему дилҳо надорем танг.

Гар эдун, ки з-эшон яке номвар
Зи лашкар барорад ба пайкор сар,

---

1. Л-ин.
2. ТПЗИ- Баромад зи Эрон ғави* бӯқу кӯс,
Ки фирӯз бодо сипаҳдор Тус!
*-эронсипаҳ.
3. И- б. 190 нест.
4. М-гурзу ханҷар.

Пазира фиристем гурде дамон,
Бубинем, то бар кӣ[1] гардад замон.

Аз эшон ба тезӣ наҷӯем[2] ҷанг,
Бибояд як имрӯз кардан диранг.

Бад-он гаҳ, ки лашкар биҷунбад зи ҷой,
Табира барояд зи пардасарой.

Ҳама яксара гурзҳо[*1] баркашем.
Яке аз лаби рӯд бартар кашем.

Ба анбӯҳ разме бисозем сахт,
Агар ёр бошад ҷаҳондору бахт».

## ҶАНГИ ҲУМОН БО ТУС

Ба аспи уқоб андаровард пой,
Барангехт он боркашро зи ҷой.

Ту гуфтӣ яке бораи оҳан аст,
Ва ё[*3] кӯҳи Албурз дар ҷавшан аст.

Ба пеши сипоҳ андаромад ба ҷанг,
Яке хишти[4] рахшон гирифта ба чанг.

Биҷунбид Туси сипаҳбад зи ҷой,
Ҷаҳон пур шуд аз нолаи каррной.

Чунин гуфт, к-«Аз Висаи[*5] шӯрбахт
Аз ин сон ба шумӣ[*6] барояд дарахт.

1. И-чӣ.
2. И-тундӣ меҷӯед.
3. М-Вагар.
4. И-теғи.
5. М- ба Ҳумон ки эй.
6. М – Зи полези кин каж.

Намудам ба Аржанг як дастбурд,
Ки буд аз шумо номбардору гурд.

Ту акнун ҳамоно ба кин омадӣ,
Ки бо хишт бар пушти зин омадӣ.

Ба ҷону сари шоҳи эронсипоҳ,
Ки беҷавшану гурзу румикулоҳ,

Ба ҷанги ту оям ба сони паланг,
Ки бар[1] кӯҳ ёзад ба нахчир чанг.

Бубинӣ ту пайкори[2] мардони мард,
Чу овард гирӣ[3] ба дашти набард».

Чунин посух овард Ҳумон бад-ӯй,
Ки «Бешӣ на хуб аст, бешӣ маҷӯй.

Гар эдун, ки бечораеро замон
Ба дасти ту омад, машав бадгумон.

Ба ҷанги ман Аржанг рӯзи набард
Куҷо доштӣ хештанро ба мард.

Далерони Эрон надоранд шарм,
Наҷӯшад якеро ба тан хуни гарм,[4]

Ки пайкоргаршон сипаҳбад шудаст,
Ба разм-андарун дасташон бад шудаст.

Куҷо Бежану Геви озодагон,
Ҷаҳонгир Гударзи Кашводагон?

1. ИЛМ-аз.
2. Л-ин кори.
3. ИЛМ-гирам.
4. И-б. 209-212 нест.

Ту гар паҳлавонӣ, зи қалби сипоҳ
Чаро омадастӣ бад-ин размгоҳ?

Хирадманд бегона[1] хонад туро,
Ҳушивор девона[2] донад туро.

Ту шав, ахтари ковиёнро бидор,
Сипаҳбад наёяд сӯи корзор.

Нигаҳ кун, ки хилъат киро дод шоҳ,
Зи гурдон кӣ ҷӯяд нигину кулоҳ.

Бифармой, то ҷанги шер оварад,
Забардастро даст зер оварад.

Агар ту шавӣ кушта бар дасти ман,
Бад ояд бад-ин номдор анҷуман.

Сипоҳи ту беёру[3*4] беҷон шаванд,
В-агар зинда монанд, печон шаванд.

Пас аз Рустаму Золу[5] Соми савор
Дар Эрон набинам чу ту[6*7] номдор.

Падар бар падар номбардору шоҳ,
Чу ту ҷангҷӯе наёбад сипоҳ.

Ту шав, то зи лашкар яке номҷӯй
Биёяд бар ӯй андароварда[8] рӯй.

1. И-девона.
2. И-Ҳамон низ бегона.
3. И-беному.
4. М-тову.
5. Л-Золи.
6. Л-Надидам чу ту низ як.
7. М-надонам чу ту низ як.
8. Л-андарорем.

Ва дигар агар бишнавӣ панди[1] рост,
Равону дилам бар забонам гувост,

Ки пурдард бошанд[2] мардони мард,
Ки пеши ман оянд[3] рӯзи набард».

Бад-ӯ гуфт Тус: «Эй сарафроз мард,
Сипаҳбад манам, ҳам савори набард.

Ту ҳам номдорӣ, зи туронсипоҳ
Чаро омадастӣ бад-ин размгоҳ?

Дилат гар пазирад яке панди ман,
Бичӯӣ бад-ин панд пайванди ман,

Ту бо номвар паҳлавони сипоҳ
Хиромон биёӣ ба наздики шоҳ,

К-аз ин кина то зинда монад яке,
Наёсуд хоҳад сипоҳ андаке.[4]

Ба хира мадеҳ хештанро ба бод,
Мабодо, ки панди ман ояд-т ёд.

Сазовори куштан ҳар он кас, ки ҳаст,
Бимон то биёзанд бар кина даст.

К-аз ин кина марди гунаҳкор ҳеч
Раҳоӣ наёбад, хирадро бисеч.

1. И-гуфтӣ; Л-в-агар бо ту гӯям яке гуфтӣ.
2. Л-бошам.
3. Л-Ки оянд пешам ба.
4. И-б. 231 нест:
ТПЗ- Ту бе хешу пайванду чанде савор,
Ҳама паҳлавону ҳама номдор.

Маро шоҳи Эрон чунин дод панд,
Ки Пирон набояд, ки ёбад газанд,

Ки ӯ вижа парвардгори ман аст,
Ҷаҳондидаву дӯстдори ман аст.

Ба бедод бар хира бо ӯ макӯш,
Нигаҳ кун, ки дорад ба панди ту гӯш».

Чунин дод посух,[1] ки «Бедоду дод
Чу фармон диҳад шоҳи фаррухнажод,

Бар он рафт бояд ба бечорагӣ,
Супурдам бад-ӯ дил ба якборагӣ.

Ҳамон ҷанги Пирон на бар орзуст,
Ки ӯ роду озодаву некхӯст».

Бад-ин гуфтугӯй - андарун буд Тус,
Ки шуд Гевро рӯй чун сандарус.

Зи лашкар биёмад ба кирдори бод,
Чунин гуфт, к-«эй Туси фаррухнажод,

Фиребанда[2] турке миёни ду саф
Биёмад чунин бар лаб оварда каф.

Чунин[3] бо ту чандин чӣ гӯяд ба роз
Миёни ду саф гуфтугӯи дароз?

Сухан ҷуз ба шамшер бо ӯ магӯй,
Маҷӯ аз дари[4] оштӣ ҳеч рӯй».

1. ИЛ-гуфт Ҳумон.
2. Л- Фиристода.
3. ИЛМ-Кунун.
4. Л-буна.

Чу бишнид Ҳумон, барошуфт сахт,
Чунин гуфт бо Геви бедорбахт,

Ки «эй[*1] гумшудабахт аз озодагон,
Ки гум бод Гударзи Кашводагон.

Ба Лодан маро дидаӣ рӯзи ҷанг,
Ба овард бо теғи ҳиндӣ ба чанг.

Кас аз тухми Кашвод ҷангӣ намонд,
Ки маншури теғи маро барнахонд.

Туро бахт чун рӯи оҳарман аст,
Ба хони ту то ҷовидон шеван аст.[2]

Агар ман шавам кушта бар дасти Тус,
На бархезад оини кӯполу кӯс.

На гетӣ шавад пок вайрон зи ман,
Сухан ронд бояд бад-ин анҷуман.[3*4]

Ба ҷой аст Пирону Афросиёб,
Бихоҳанд кинам ҳам андар шитоб.

В-агар Тус гардад ба дастам табоҳ,
Наёбад ба Эрон яке мард роҳ.[5*6]

---

1. М- Аё.
2. ТПЗ- Ки аз дудмони ту ҳафтоду панҷ
   Чи кушта, чи хаста. чи бо дарду ранҷ.
   Ту донӣ, ки ман рӯзи ҷанги Пашан
   Чӣ киштам бад-он размгоҳи гашан.
3. ИЛ-б. 252 нест.
4. М- б. 252 нест.
5. Л-б. 254 нест.
6. М-Якеро набошад зи Эрон паноҳ

Ту акнун ба дарди бародар гирӣ,
Чӣ[1] бо Туси Нӯзар[2] кунӣ доварӣ?[3]

Бад-ӯ гуфт Тус: «Ин чӣ ошуфтан аст?
Бад-ин дашт пайкори ту бо ман аст.

Биё, то бигардему кин оварем,
Ба ҷанг абрувон пур зи чин оварем».

Бад-ӯ гуфт Ҳумон, ки «Додаст марг
Саре зери тоҷу саре зери тарг.

Агар марг бошад ҳаме бегумон,
Ба овардгаҳ беҳ, ки ояд замон.

Ба дасти саворе, ки дорад ҳунар,
Сипаҳбад сару гурду пархошхар».

---

1. Ил-На.
2. И-ҷангӣ.
3. ТПЗИ- Бад- ӯ гуфт Гев: «Эй фурӯмоя мард,
Зи Лодан чӣ гӯиву рӯзи набард?
На мардӣ бад-он ҷангу хун рехтан,
Шабехун зи туркону овехтан.
Шабехун на кори далерон бувад,
На оини мардону шерон бувад.
Зи Пирон нагӯиву Афросиёб,
Ҳамоно, ҳамеша ту будӣ ба хоб.
Ман онам, ки аз марзи Туронзамин
Ба шамшер шоҳ оварам рӯзи кин.
Бисуфтам, кунун бишнав аз ман варо
Ҳамон гӯши Пирон бад-ин ханҷаро.
Зи Ҷайҳун ба мардӣ ману шаҳрёр
Чунон чун шунидӣ, бикардам гузор.
Ҳунарҳои мардон ба рӯзи набард
Чунин аст, эй турки ҷон пур зи дард.
Дареғо, агар Туси ял ин набард
Ба ман бахшад, он гаҳ ки бинӣ ту мард.
Чунонат аз ин зини тузӣ ба зер
Дарорам, ки гардӣ ту аз ҷанг сер.

Гирифтанд аз он пас амуди гарон,
Ҳаме ҳамла кард он бар ин, ин бар он.

Замин гашт гардону шуд рӯз тор,
Яке абр баст аз бари корзор.

Ту гуфтӣ шаб омад бар эшон ба рӯз,
Ниҳон гашт хуршеди гетифурӯз.

Аз он чок-чоки амуди гарон
Шуд оҳан ба кирдори чочикамон.[1]

Ба чарх[2] - андарун бонги пӯлод хост,
Ба дарёи Шаҳд-андарун бод хост.[3]

Ту гуфтӣ, ки санг аст сар зери тарг,
Сияҳ шуд зи захми[4] ялон рӯи марг.

Гирифтанд шамшери ҳиндӣ ба чанг,
Фурӯ рехт оташ зи пӯлоду санг.

Зи нерӯи гарданкашон[5] теғи тез
Хам оварду аз захм шуд рез-рез.

Чу шуд ком бе обу пурхок сар,
Гирифтанд ҳар ду дуволи камар.

1. Л-Сароншон чу сандони оҳангарон.
2. ИЛМ-абр.
3. ТПИЛ-пас аз б. 265 ин б. омада:
   Хам овард румиамуди* гарон,
   Шуд оҳан ба кирдори чочикамон.
   * Л-рӯин амуди.
4. Л-зӯри.
5. И-гардон.

Зи нерӯи гурдон гарон шуд[1] рикеб
Якеро наёмад[2] сар андар нишеб.[3]

Камарбанд бугсасту Ҳумон биҷаст,
Яке аспи осударо барнишаст.

Сипаҳбад сӯи таркаш овард чанг,
Камонро ба зеҳ карду тири хаданг.

Бар он номвар тирборон гирифт,
Чапу рост ҷанги саворон гирифт.

Зи пайкони пӯлоду парри уқоб
Сияҳ шуд миёни фалак офтоб.

Ҷаҳон чун шаби тира ду пос гашт,
Ҳама рӯи гетӣ чу алмос[4] гашт.

Зи тири хаданг аспи Ҳумон бихаст,
Тани борагӣ гашт бо[5] хок паст.[6]

Сипар бар сар оварду нанмуд рӯй,
Нигаҳ дошт ҷангӣ сар аз тири ӯй.

Чу ӯро пиёда бад-он размгоҳ
Бидиданд гурдони туронсипоҳ,

Ки пардахт монад ҳаме ҷои ӯй,
Бибурданд пурмоя болои ӯй.

1. Л-буд.
2. Л-Ки ояд якеро.
3. И-б. 270 нест.
4. ЛМ-Ту гуфтӣ, ки кишвар пуралмос.
5. Л- чун.
6. ТПЗ- Биларзид бар худ чу барги дарахт,
Ба худ гуфт моно, ки баргашт бахт.

Чу Ҳумон бар он зина тузӣ нишаст,
Яке теғи ҳиндӣ гирифта ба даст,

Ҳама номдорони пурхошҷӯй
Якояк бад-ӯ - дар ниҳоданд рӯй,

Ки шуд рӯз торику бегоҳ гашт,
Зи ҷанги ялон даст кӯтоҳ гашт.[1]

Зи рӯи ту чашми бадон дур бод,
В-аз ин разм фарҷоми ту сур бод!

Бупечид Ҳумони ҷангӣ инон,
Сипаҳбад бар ӯ рост карда синон.[2]

Ба наздики Пирон шуд аз размгоҳ,
Хурӯше баромад зи туронсипоҳ,

Ки чун буд кори ту, эй размҷӯй,
Чу бо Тус рӯй андаромад ба рӯй.[3]

Ҳама пок бо дил пур аз хун будем,
Ҷуз Эзад надонад, ки мо чун будем.

Ба лашкар чунин гуфт Ҳумони шер,
Ки «Эй размдида ялони[4] далер,

---

1. ТПЗ - Бирафтанд гурдон ҳама пеши Тус,
Сипаҳ наъра бардошту овои кӯс,
Бар ӯ-бар ҳаме хонданд офарин,
Бигуфтанд, к-эй номдори гузин.
2. ТПЗ-ба ҷои б. 284 ин б. омада:
Ки имрӯз доди ту дар ҷанг дод,
Ба дидори рӯи ту шодем, шод.
Чу Ҳумон биёмад зи дашти набард,
Бипурсид лашкар аз он коркард.
3. И-б. 285,286 нест.
4. И-сипоҳи.

Чу равшан шавад тира шаб, рӯзи мост,
Ҳамон ахтари гетиафрӯзи[1] мост.

Шуморо ҳама шодмонӣ бувад,
Маро ахтари осмонӣ бувад».

В-аз он сӯ[2] ҳаме бархурӯшид Тус
Шаби тира то гоҳи бонги хурӯс.

Ҳаме гуфт Ҳумон чӣ марди ман аст,
Ки шери[3] жиён ҳамнабарди ман аст.[4]

## ҶАНГИ ДУВУМИ ЭРОНИЁН ВА ТУРОНИЁН

Чу чархи баланд аз шаб аз тоҷ кард,
Шамома пароканд бар ложвард,

Талоя зи ҳар сӯ бурун тохтанд,
Ба ҳар пардае посбон сохтанд.

Чу барзад сар аз бурҷи харчанг[5] шед,
Ҷаҳон гашт чун рӯи румӣ сапед.

Табира баромад зи ҳар ду сарой,
Ҷаҳон шуд пур аз нолаи каррной.

Ҳаво тира гашт аз фурӯғи дурафш
Табархуну шабгуну зарду бунафш.[6]

---

1. Л-Ки ахтар ба гетӣ дилафрӯзи.
2. ИЛМ-зи лашкар.
3. И-пили.
4. ТПЗ- Саронро бибуррам бад-ин кина сар,
Намоям ҳам акнун ялонро ҳунар.
Намонам ба Туронзамин ҳеч мард,
Магар хаставу баставу рӯйзард.
5. Л-чарх хуршеди шед.
6. ТП - Баромад дами ною овои кӯс,
Ҳаме осмон бар замин дод бӯс.

Кашида ҳама теғу гурзу синон,
Ҳама ҷангро гирд карда инон.

Ту гуфтӣ сипеҳру замону замин
Бипӯшад ҳаме чодари оҳанин.

Ба парда - дарун шуд хури тобнок
Зи ҷӯши саворону аз гарди хок.

Зи ҳуррои аспону овои кӯс
Ҳаме осмон бар замин дод бӯс.

Сипаҳдор Ҳумон давон пеши саф
Яке хишти рахшон гирифта ба каф.

Ҳаме гуфт: «Чун ман барорам хурӯш,
Барангезам аспу бароям ба ҷӯш.

Шумо яксара теғҳо баркашед,
Сипарҳои чинӣ ба сар даркашед.

Мабинед ҷуз ёли аспу инон,
Нахоҳам камону нахоҳам[1] синон.

Ба теғу амуду ба гурзи гарон,
Чунон чун бувад расми кундоварон.

Инон пок бар ёли аспон ниҳед,
Бад-он сон ки ояд, хуреду диҳед».

Чу ин гуфт[2] Ҳумон савори далер,
Биёмад ба пеши бародар чу шер.

Ба Пирон чунин гуфт, к-«Эй паҳлавон,
Ту букшой банд аз силеҳи гарон.[3]

1. ЛМ-набояд.
2. И-В-аз он рӯй.
3. Л-гарон.

Або[1] ганҷу динор ҷуфтӣ макун,
Зи баҳри силеҳ эч зуфтӣ макун.

Гар имрӯз гардем пирӯзгар,
Биёбад дил аз ахтари нек бар».[2]

В-аз ин сӯй лашкар сипаҳдори Тус
Биёрост бар сони чашми хурӯс.

Бар ӯ-бар ялон офарин хонданд,
Варо паҳлавони замин хонданд,

Ки пирӯзгар буд рӯзи набард,
Ба мардӣ зи Ҳумон баровард гард.

Сипаҳбад ба Гударзи Кашвод гуфт,
Ки «Ин роз бар кас нашояд нуҳуфт.

Агар лашкари мо пазира шаванд,
Саворони бадхоҳ чира шаванд.

Ҳама даст яксар ба Яздон занем,
Манӣ аз тани хештан бифканем.

Магар даст гирад ҷаҳондори мо,
В-агарна бад аст ахтари кори мо».[3]

---

1. ИЛ-Ту бо.
2. ТПЗ- Чу бишнид Пирон аз ӯ ин сухан,
Бар ӯ тоза шуд рӯзгори куҳан.
3. ТПЗЛ- Бад-ӯ гуфт Гударз, к-«Эй паҳлавон,
Чаро тира кардӣ ту равшанравон?
Зи душман ту дилро чӣ дорӣ дижам?
Магардон забон андар ин бешу кам.
Ки гурдони мо дилшикаста шаванд,
Зи гуфтори ту низ хаста шаванд.
Агар ахтари шоҳ равшан бувад,
Чӣ донӣ, ки фирӯз душман бувад?
Ки додори некидиҳиш ёри мост,
Дилу теғу ахтар-ш солори мост.

Кунун номдорони зарринакафш
Бибошанд[*1] бо коваёнӣ дурафш.

Аз ин кӯҳпоя маҷунбед ҳеч,
На рӯзи набард асту гоҳи[2*3] басеч.

Ҳамоно, ки аз баҳри мо[4] як-дувист
Фузун аст бадхоҳ, агар беш нест».

Бад-ӯ гуфт Гударз: «Агар кирдгор
Бигардонад аз мо бади рӯзгор,

Ба бешиву каммӣ набошад сухун,
Дилу зӯри[5] эрониён бад макун.

Агар бад бувад гардиши[6] осмон,
Ба парҳези бешӣ нагардад замон.

Ту лашкар биёрою аз буданӣ
Равонро макун ҳеч фарсуданӣ».

Биёрост лашкар сипаҳдор Тус
Ба пилони ҷангиву мардону кӯс.

---

Ту, эй паҳлавон, ҳеч дил бад макун,
Магӯ ҳеч бо меҳтарон ин сухун».
Бад-ӯ гуфт Тус: «Эй ҷаҳондида мард,
Набинӣ ҳаме рӯзгори набард.
Ба дигар ки Ҳумон ба туризабон
Сухан гуфт аз ин бора бо паҳлавон,
Ки фирӯз гардем фардо ба ҷанг
Чу бар ғурм фирӯз гардад паланг.
Барорем аз эшон саросар димор,
Наёбад зи мо кас ба мо зинҳор.

1. М- Бибошед.
2. Л-ҷои; И-аст, кори.
3. М-Ки рӯзи диранг асту ҷои
4. ИЛ-мо ба ҳар.
5. ИМ-мағзи.
6. И-бахшиши.

Пиёда сӯи кӯҳ шуд бо буна,
Сипаҳдор Гударз бар маймана.

Рада баркашида ҳама яксара,
Чу Руҳҳому Гургин абар майсара.

Зи нолидани кӯс бо каррной
Ҳаме осмон андаромад зи ҷой.

Дили чархи гардон ҳама чок шуд,
Ҳама коми хуршед пурхок шуд.

Чунон шуд, ки кас рӯи ҳомун надид,
Зи бас гард, к-аз размгаҳ бардамид.

Биборид алмос аз тирамеғ,
Ҳаме оташ афрӯхт аз таргу теғ.

Синонҳои рахшону теғи сарон,
Гироидани гурзҳои гарон.[1]

Ҳаво гуфтӣ аз гурзу аз оҳан аст,
Замин яксар аз наълу аз ҷавшан аст.

Чу дарёи хун шуд ҳама дашту роғ,
Ҷаҳон шуд шабу теғҳо чун чароғ.

Зи бас нолаи кӯс бо каррной
Ҳаме кас надонист сарро зи пой.[2]

Сипаҳбад ба Гударз гуфт, он замон,
Ки «Торик шуд гардиши осмон,

1. ЛМ-Дурафш аз бару зер кундоварон.
2. ТПЗ- Чу дебои хун шуд ҳама размгоҳ,
На хуршед аз гард равшан, на моҳ.

Маро гуфта буд он ситорашинос,
Ки имрӯз то шаб гузашта се пос.

Зи шамшер гурдон чу абри сиёҳ
Ҳаме хун фишонанд дар размгоҳ.

Саранҷом тарсам, ки пирӯзгар
Набошад ҷуз аз[*1] душмани кинавар.

Чу Шедӯшу Руҳҳому Густаҳму Гев,
Чу Харроду Фарҳоду Барзини нев.[1]

Зи саф дар миёни сипоҳ омаданд,
Ҷигархаставу кинахоҳ омаданд.

Ба абр андаромад зи ҳар сӯ ғирев,
Ба сони шаби тору анбӯҳи дев.

В-аз он сӯй[2] Ҳумон ба кирдори кӯҳ
Биёвард лашкар гурӯҳогурӯҳ.[3]*2

Зи бас гурзу кӯполу теғу синон
Набуд ҳеч пайдо рикеб аз инон.[4]

Аз он пас гузиданд мардони мард,
Ки бар дашт созанд ҷои набард.

Гуроза сари гевагон бо Наҳил,
Ду гурди гаронмояи шердил.

---

1. Л-Зиреҳдор Барзину Харроди нев; И-Зиреҳдор Гургину Харроди нев;
ТПЗ- Ки буданд ҳар як яке аждаҳо,
Ки душман надидӣ аз эшон раҳо.
2. ИЛ-рӯй.
3. ИЛ-ҳама ҳамгурӯҳ.
4. ТПЗЛ - Ба анбӯҳ разме ба кирдори кӯҳ
Бикарданд лашкар гурӯҳогурӯҳ.

Чу Руҳҳоми Гударзу Фаршедвард,
Чу Шедӯши Лаҳҳок буд[1] ҳамнабард,

Або Бежани Гев Гулбодро,
Ки барҳам зананд отašу бодро.

Або Шетарах номвар Гев буд.[*2]
Ду гурди гаронмояи нев буд.[*3]

Чу Гударзу Пирону Ҳумону Тӯс
Набуд ҳеч бедоду рангу фусӯс.[4]

Чунин гуфт Ҳумон, ки «Имрӯз кор
Набояд, ки чун дӣ бувад корзор.[5]

Тиҳӣ кард бояд аз эшон замин,
Набояд, ки ёзанд аз ин пас ба кин».[6]

Ба пеш андаромад сипаҳдор Тус,
Пиёда биёварду пилону кӯс.

Сафе баркашиданд пеши савор,
Сипардору ҷӯпинвару найзадор.

«Маҷунбед, - гуфт, -эч аз ҷои хеш,
Синону сипар андаоред пеш.

---

1. И-шуд.
2. М-ба ҷуз.
3. М – ҳама ҳамгурӯҳ.
4. ТПЗ- Бад-ин гуна дар ҷанг карданд рой,
Баромад ҳаме нолаи каррной.
Далерон ба якдигар ошуфтанд,
Ҳаме гурз бар якдигар кӯфтанд.
Аз эрониён бахт баргашта буд,
Ҳама дашт аз эшон пур аз кушта буд.
5. ТПЗ- Ҳама ҷони ширин ба каф барниҳед,
Ба кина хурӯшеду ханҷар диҳед.
6. И-б. 352,353 нест.

Бубинем, то ин набардасарон
Чӣ гуна гироянд гурзи гарон».[1]

## ҶОДУӢ КАРДАНИ ТУРОНИЁН БАР СИПОҲИ ЭРОН

Зи туркон яке буд, Бозӯр ном,
Ба афсун ба ҳар ҷой густарда гом.

Биёмӯхта кажживу ҷодувӣ,
Бидониста ҳам чиниву[2] паҳлавӣ.

Чунин гуфт Пирон ба афсунпижӯҳ,
К-аз эдар бирав то сари теғи кӯҳ.

Яке барфу сармову боди дамон
Бар эшон биёвар ҳам андар замон.[3]

Чу шуд марди ҷоду бар он ҷо равон,
Баромад яке барфу боди дамон.[4]

Ҳама дасти найзагузорон зи кор
Фурӯ монд аз барф дар корзор.

Бад-он растахезу дами замҳарир
Хурӯши ялон буду борони тир.

---

1. ТПЗ- Ҷаҳон бар кӣ гардад ба оини меҳр,
Киро даррабояд ба гетӣ сипеҳр.
2. И-ҳамчунин.
3. ТПЗИЛМ - Ҳаво тирагун буд худ аз тирамоҳ,
Ҳаме гашт бар кӯҳ абри сиёҳ*.
* Л- пас аз ин б. байти зерин омада:
Биёвард аз афсун ба эрониён
Яке боду сармову ранҷи гарон.
4. Л-Ба афсӯс яке абр кардаш равон; Л-пас аз б. 362 ин б. омада:
Биғуррид раъду фиғон кард бод,
Яке соиқа дар ҷаҳон уфтод.

365 Бифармуд Пирон, ки «Яксар[1] сипоҳ,
Яке ҳамла созед аз ин[*2] размгоҳ.

Чу бар найза-бар дастҳошон фусурд,
Наёраст бинмуд кас дастбурд».

В-аз он пас баровард Ҳумон ғирев,
Яке ҳамла овард чун наррадев.[3]

Бикуштанд чандон аз эрониён,[4]
Ки дарёи хун шуд ҳаме дар миён.[5]

Дару дашт гашта пур аз барфу хун,
Саворони Эрон фиганда нагун.

370 Зи кушта набуд ҷои гаштан ба ҷанг,
Зи барфу зи афканда шуд ҷой танг.[6]

Сипаҳдору гарданкашон он замон
Гирифтанд зорӣ сӯи осмон,

Ки «Эй бартар аз донишу ҳушу рой,
На бар ҷою дар ҷою ҳар ҷо ба ҷой.

Ҳама бандаи пургуноҳи туем,
Ба бечорагӣ додхоҳи туем.[7]

---

1. И-ба ҷумла.
2. М- Гевро.
3. ИЛ- бар сони дев.
4. И-эронсипоҳ.
5. И-ҳама размгоҳ.
6. ТПЗИЛМ- Табаҳ гашта бар дашт шамшеру даст*,
Ба рӯй андарафтода бар сони маст.
Набуд ҷои гардиш ба он размгоҳ,
Шуда дасти лашкар зи сармо сиёҳ.
* З- Сияҳ гашта бар дастаи теғ даст; Л- Сипаҳ кушта бар дашту шамшер даст; И- Сипаҳ кушта шамшеру ханҷар ба даст.
7. ТПЗИ - Зи афсуну аз ҷодуи бартарӣ,
Ҷаҳондору бар доварон доварӣ.

Ту бошӣ ба бечорагӣ дастгир,
Тавоно абар оташу[1] замҳарир.

Аз ин сахт сармо ту фарёд рас,
Надорем ҷуз ту касеро ба кас».

Биёмад яке марди донишпижӯҳ,
Ба Руҳҳом бинмуд б-ангушт кӯҳ.

Куҷо ҷои Бозӯри Настӯҳ буд,
Ба афсуну тунбал бар он кӯҳ буд.

Бупечид[2] Руҳҳом аз ин размгоҳ,
Бурун[3] тохт асп аз миёни сипоҳ.

Зиреҳ доманашро бизад бар камар,
Пиёда баромад бар он кӯҳсар.

Чу ҷоду бидидаш, биёмад ба ҷанг,
Амуде зи пӯлоди чинӣ ба чанг.

Чу Руҳҳом наздики ҷоду расид,
Сабук теғи тез[4] аз миён баркашид.

Бияфканд дасташ ба шамшери тез,
Яке бод бархост чун растахез.[5]

Зи рӯи ҳаво абри тира бибурд,
Фуруд омад аз кӯҳ Руҳҳоми гурд.

---

1. ЛМ- Зи мо як ба як дур кун.
2. И- Бичунбид.
3. И- Бадӯ.
4. Л-кин.
5. Л- Ба дасташ яке теғ зад аз ситез,
Л- Зи тан дасти ӯ чун бияфканд рост,
Яке бод чун растахезе бихост.

Яке дасти Бозӯри ҷоду бубаст,
Ба ҳомун шуду борагӣ барнишаст.

Ҳаво гашт аз он сон, ки аз пеш буд,
Фурӯзанда хуршеду гардун кабуд.[1]

Падарро бигуфт, он чӣ ҷоду бикард,
Чӣ овард бар мо[2] ба рӯзи набард.

Бидиданд аз он пас далерони шоҳ,
Чу дарёи хун гашта овардгоҳ.

Ҳама дашт яксар аз эрониён
Тани бесарон буд, сари бетанон.

Чунин гуфт Гударз аз он пас ба Тус,
Ки «На пил бояд, на овои кӯс.

Ҳама теғҳо яксара баркашем,
Барорем ҷӯш, ар кушанд, ар кушем.

Ҳамоно, ки моро сар омад замон,
На рӯзи каманд асту тиру камон».

Бад-ӯ гуфт Тус: «Эй ҷаҳондида пир,
Ҳаво гашт пок аз дами замҳарир.

Чаро сар ҳаме дод бояд ба бод,
Чу фарёдрас фарраву зӯр дод.

Макун пешдастӣ, ки[3] дар ҷанги мо
Кунанд ин далерон худ оҳанги мо.

---

1. ТПЗ- Сари пири ҷоду ба теғи гарон.
Бияфканд пеши гузида сарон.
2. Л-Сармо
3. ИЛ-ту.

Зи баҳри замона пазира машав,
Ба наздики бадхоҳ хира машав.

Ту дар қалб бо ковиёнӣ дурафш
Ҳаме бош, дар чанг[1] теғи бунафш.

Сӯи маймана Геву Бежан ба ҳам,
Нигаҳбон абар майсара Густаҳам.

Чу Руҳҳому Шедӯш дар пеши саф,
Гуроза ба кин бар лаб оварда каф.

Агар ман шавам кушта з-ин размгоҳ,
Ту баркаш сӯи шоҳи Эрон сипоҳ.

Маро марг номитар аз сарзаниш
Ба ҳар ҷои беғораи бадкуниш.

Чунин аст гетӣ пурозору дард,
Аз ӯ то тавон, гирди бешӣ магард.

Фузуниш як рӯз бигзоядат,
Ба будан замоне наяфзоядат».

Дигарбора баршуд дами каррной,
Хурӯшидани зангу ҳиндидарой.

Зи бонги саворони пархошхар,
Дурахшидани теғу захми табар,

Зи пайкону аз гурзу жӯпину тир
Замин шуд ба кирдори дарёи қир.

Ҳама дашт бетан сару ёл буд,
Ҳама гӯш пурзахму кӯпол буд.

1. Л-Ҳаме дор якчанд.

Ҳаме тира шуд рӯи ахтар дурушт,
Далерон ба душман намуданд пушт.

Чу Тусу чу Гударзу Геви далер,
Чу Шедӯшу Бежан чу Руҳҳоми шер,

Ҳама барниҳоданд ҷонро ба каф,
Ҳаме ном[1] ҷустанд дар пеши саф.

Ҳар он кас, ки бо Тус дар ҷанг буд,
Ҳама номдору куноранг буд.

Ба пеш - андарун хун ҳаме рехтанд,
Ялон аз паси пушт бугрехтанд.

Яке мӯбаде Туси ялро бихонд,
«Паси пушти ту,- гуфт,-лашкар[2] намонд.

Набояд, к-ат андар миён оваранд,
Сипаҳ бар сипаҳбад зиён оваранд».

Ба Геви далер он гаҳе Тус гуфт,
Ки «Бо мағзи лашкар хирад нест ҷуфт,

Ки моро бар ин гуна бугзоштанд,
Ба хира[3] чунин рӯй баргоштанд.

Ту рав бозгардон сипаҳро зи роҳ
Ба беғораи душману шарми шоҳ».

Бишуд Геву лашкар ҳама бозгашт,
Пур аз кушта диданд ҳомуну дашт.

1. ИЛМ-Ҳама разм.
2. ЛМ-ҷангӣ.
3. ЛМ-рӯзе.

Сипаҳбад чунин гуфт бо меҳтарон,
Ки ин аст нерӯю ҷанги сарон.

Кунун чун рухи рӯз шуд тирагун,
Ҳамон[*1] рӯи кишвар чу дарёи хун.

Яке ҷои ором бояд гузид,
Агар тирашаб[*2] худ тавон орамид.

Магар кушта ёбад ба ҷои мағок-
Яке бистар аз регу чодар зи хок.

## РАФТАНИ ЭРОНИЁН БА КӮҲИ ҲАМОВАН

Ҳама бозгаштанд яксар зи ҷанг,
Зи хешон ҷигархаста, сар пур зи нанг.

Сар аз кӯҳ барзад ҳам он гоҳ моҳ
Чу бар тахти пирӯза пирӯз шоҳ,

Сипаҳдор Пирон[3] сипаҳро бихонд,[4]
Ҳаме гуфт, душман[5] фаровон намонд.[6]

Бад-он гаҳ, ки дарёи ёқути зард,-
Занад мавҷ бар кишвари лоҷвард,[7]

Касеро зи зиндаст, беҷон кунам,
Бад-эшон дили шоҳ печон кунам.

1. М-Ҳама.
2. М-Хира шаб
3. И-Сипаҳдори Турон.
4. Л-ҳам андар замон.
5. ИМ-аз эшон.
6. Л-бо лашкари бадгумон.
7. ТПЗ - Аз эшон намонам якеро ба ҷой,
Ба мардию гурдию нерӯю рой.

Бирафтанд бо шодмонӣ зи ҷой,
Нишастанд дар пеши пардасарой.

Ҳама шаб зи овози чангу рубоб
Сипаҳро наёмад бар он дашт хоб.

В-аз ин нима эрониён[1] мустаманд
Падар бар писар сӯгвору нажанд.

Ҳама дашт пуркуштаву хаста буд,
Ба хуни бузургон замин шуста буд.

Чапу рости овардгаҳ[2] дасту пой,
Ниҳодан надонист кас боз[3] ҷой.

Ҳама шаб ҳаме хаста бардоштанд,
Чу бегона буд, хор бугзоштанд.

Абар кушта[4] оташ ҳаме сӯхтанд,
Гусиста бубастанду бардӯхтанд.

Фаровон зи гударзиён хаста буд,
Басе кушта буду касе баста буд.

Чу бишнид Гударз, барзад хурӯш,
Замин омад аз бонги эшон ба ҷӯш.[5]

Ҳама меҳтарон ҷома карданд чок,
Ба сар барпароканд Гударз хок.

1. Л-сӯи лашкар ҳама; И-рӯй лашкар ҳама.
2. И-лашкар ҳама.
3. И-пой.
4. ИЛ- Бари хаста.
5. Л-б. 405 нест.

Ҳаме гуфт, к-«Андар ҷаҳон кас надид,
Ба пиронсар ин[*1] бад, ки бар ман расид.

Чаро боядам зинда бо пирасар,
Ба хок - андар афканда чандин писар?

Аз он рӯзи торе,[*2] ки ман зодаам,
Зи хафтон миён ҳеч накшодаам.

Ба ҷанги ялону саворони ман
Наберу писар буд ёрони ман.

Ба ҷанги нахустин зи Туронзамин
Намонд эч аз тухми ман рӯзи кин.

Ҷудо гашт аз ман чу Баҳроми пур,
Магар гашта шудмон ба якбора ҳур.[3]

Ба фарҷом чандин сари анҷуман
Бубинам ҳаме кушта дар пеш ман».

Зи Гударз чун огаҳӣ шуд ба Тус,
Мижа кард пурхуну рух сандарус.

Хурӯшу фиғоне баровард зор,
Фаровон биборид хун бар канор.

Ҳаме гуфт: «Агар Нӯзари поктан
Накиштӣ паю бехи ман бар чаман,

Набудӣ маро ранҷу тимору дард,
Ғами куштаву дарди рӯзи набард,

1. М – пирӣ чунин.
2. М-рӯз бозе.
3. ИЛб. 440-442 нест.

Ки то ман камар бар миён бастаам,
Ба дил хастаам, гар ба ҷон растаам.

Ҳам акнун тани куштагонро ба хок
Бипӯшед ҷое ки бошад мағок.

Сарони бурида сӯи тан баред,
Буна сӯи кӯҳи Ҳамован баред.

Баоред лашкар ҳама[*1] ҳамгурӯҳ,
Саропардаву хайма бар сӯи кӯҳ.

Ҳаюне фиристем наздики шоҳ,
Дилаш барфурӯзад, фиристад сипоҳ.

Бад-ин худ саворе фиристодаам,
Варо пеш аз ин огаҳӣ додаам.

Магар Рустами Золро бо сипоҳ
Сӯи мо фиристад бар ин размгоҳ».

Сипаҳ барнишонду буна барниҳод,
В-аз он куштагон кард бо дард[2] ёд[3].

## ГИРД КАРДАНИ ТУРОНСИПОҲ КӮҲИ ҲАМОВАНРО

Чу хуршеди тобанда бинмуд тоҷ,
Бигустард кофур бар тахти оҷ,

Ҳамоно, ки фарсанг даҳ[4] рафта буд,
Бадандеш аз хастагӣ хуфта буд.

1. М-Биронем лашкар ҳама.
2. ИЛ-бисёр.
3. ТПЗ- Ҳама шаб ҳамеронд бо дарду тоб
Дили чун кабобу сари пуршитоб.
4. И-сӣ.

Бад-ин сон ҳаме рафт рӯзу шабон
Пур аз ғам дилу ночарида лабон.

Ба[1] наздики кӯҳи Ҳамован расид,
Бар он домани кӯҳ лашкар кашид.

Ҳама дида пурхуну дил пур зи доғ,
Зи ранҷи равон гашта чун парри зоғ.[*2]

Чунин гуфт Туси сипаҳбад ба Гев,
Ки «Эй пурхирад номбардор нев,

Се рӯз аст, то з-ин нишон рафтаем,
Ба хобу ба хӯрдан напардахтаем.

Биёву биёсою чизе бих(в)ар,
Ба осоишу ҷома бинмой сар,

Ки ман бегумонам, ки Пирон ба ҷанг
Биёяд паси пуштамон бедиранг.

Касеро ки осудатар, з-ин гурӯҳ
Ба Бежан бимону ту баршав ба кӯҳ».

Бишуд Гев бо хастагон сӯи кӯҳ,
Зи ҷон гашта серу зи гетӣ сутӯҳ[3].

Сабук хастагонро сӯи диж кашид,
Зи осудагон лашкаре баргузид.

Чунин гуфт, к-ин кӯҳи Сурхони мост,
Бибояд кунун хештан кард рост.

1. Ил-Чу.
2. М-б. 461 нест.
3. ИЛ-б. 466 нест.

Талоя зи кӯҳ андаромад ба дашт,
Бад-он то бад-эшон наёбад гузашт.

Зи ҷӯши нигаҳбону[*1] овои занг,
Ту гуфтӣ хурӯш омад аз кӯҳу санг.[2]

Чунин то[3] баромад зи кӯҳ[4] офтоб,
Дили лашкари турк шуд пуршитоб[5*6].

Зи даргоҳи Пирон баромад хурӯш,
Чунон шуд, ки бархезад зи хок ҷӯш.[7]

Чу оташ сипаҳдори туронсипоҳ
Биёвард лашкар сӯи размгоҳ.

Ба Ҳумон чунин гуфт, к -«Акнун ба[8] ҷанг
Ҳамоно набошад фаровон диранг.

Саворони Эрон ҳама куштаанд,
Ва ё хаста аз ҷанг[9] баргаштаанд».

Бизад кӯсу аз дашт бархост ғав,
Ҳаме рафт пеши сипаҳ пешрав.

Расиданд гурдон бад-он размгоҳ,
Ҳама размгаҳ хайма буд бесипоҳ.

Бишуд пеши Пирон яке муждахоҳ,
Ки кас нест эдар зи эронсипоҳ.

---

1. М-Ғави дидбонону.
2. Л-б. 470 нест.
3. ЛМ-Пас он гаҳ; И-Ҳам он гаҳ.
4. Л- чарх.
5. Л-Сипаҳбад биёмад сӯи рӯди Об; И-Ҷаҳон гашт бар сони дарёи Об.
6. М-Талоя биёмад сӯи рӯди об.
7. И-кор гашт з-овози гӯш.
8. Л-к-имрӯз.
9. Л-Дигар хаста аз разм.

Ба шодӣ баромад зи лашкар хурӯш,
Ба фармони Пирон ниҳоданд гӯш.

Сипаҳбад чунин гуфт бо бихрадон,
Ки «Эй номвар пургуҳар[*1] мӯбадон,

Чӣ созему инро чӣ орем рой,
Ки акнун зи душман тиҳӣ монд ҷой?!

Саворони лашкар зи пиру ҷавон
Ҳама тез гаштанд бо паҳлавон,

Ки «Лашкар гурезон шуд аз пеши мо,
Шикаст омад андар бадандеши мо.

Яке размгоҳ аст пурхуну хок,
Аз эшон на ҳангоми тарс асту бок.

Бибояд паси[2] душман андаргирифт,
Зи ҳушу хирад[3] гар бимонӣ шигифт.

Гурезон зи бод андаромад[4] ба об,
Беҳ ояд зи мӯлидан андар шитоб».

Чунин гуфт Пирон, ки «дар кори[5] ҷанг
Шавад суст пои шитоб аз диранг.[6]

Сипоҳе ба кирдори дарёи Об
Шуданд анҷуман пеши Афросиёб.

---

1. М-богуҳар.
2. ИЛ-паи.
3. Л-ҳавлаш сазад.
4. Л-андар ояд.
5. Л-гоҳӣ.
6. ТПЗ- Бувад расму оини марди далер,
Ки орад ба оҳистагӣ шер зер.

Бимӯлем, то он сипоҳи гарон
Биёянд гурдону ҷанговарон.[1]

В-аз он пас ба Эрон намонем кас,
Чунон аст рои хирадманду бас».

Бад - ӯ гуфт Ҳумон, ки «Эй паҳлавон,
Маранҷон бад-ин кор чандин равон.

Сипоҳе ҳама паҳлавону савор,
Камандафкану гурду ханҷаргузор.[2]

Кунун хаймаву гоҳу пардасарой
Ҳама монда бар ҷою рафта зи ҷой.

Чунон дон, ки рафтан зи бечорагист,
Намудан ба мо пушт якборагист.

Намӯлем[*3] то назди Хусрав шаванд,
Ба даргоҳи ӯ лашкари нав шаванд.

Зи Зобулистон Рустам ояд ба ҷанг,
Зиёне бувад саҳмгин з-ин диранг.

Кунун тохтан боядам сохтан,
Фусунҳову найрангҳо бохтан.

Чу Гударзро бо сипоҳдор Тус,
Дурафши ҳумоюну пилону кӯс,

1. ИЛ-кундоварон.
2. ТПЗИЛ – Ҳама хаста рафта аз ин ҷо сипоҳ
Ғиревону пӯён ба наздики шоҳ.
Сипоҳе бар он ҷӯшу он зӯру дам,
Шуда рӯи дарё аз эшон дижам*
* ИЛ-танҳо б. дувум дида шуд.
3. М – Бимулем.

Ҳама бегумоне ба чанг оварем,
Аз он беҳ, ки эдар диранг оварем».

Чунон дод посух бад-ӯ паҳлавон,
Ки «Бедордил бошу равшанравон.

Чунон кун, ки некахтару рои туст
Ки чархи фалак зери болои туст».

Паси лашкар - андар гирифтанд роҳ,
Сипаҳдору Пирону туронсипоҳ.

Ба Лаҳҳок фармуд, к -«Акнун маист,
Бичунбон, инон бо[1] саворе[*2] дувист».

Бад -ӯ гуфт: «Макшой банд аз миён,
Бубин, то куҷоянд эрониён».

Ҳаме рафт Лаҳҳок бар сони бод,
Зи хобу зи хӯрдан накард эч ёд.

Чу ниме зи тирашаб андаргузашт,
Талоя бидидаш ба торикдашт.

Хурӯш омад аз кӯҳу овои занг,
Надид эч Лаҳҳок ҷои диранг.

Ба наздики Пирон биёмад зи роҳ,
Бад-ӯ огаҳӣ дод аз эронсипоҳ,

Ки «Эшон ба кӯҳи Ҳамован-даранд,
Ҳама баста бар пеш роҳи газанд».

Ба Ҳумон чунин гуфт Пирон, ки «Зуд
Инону рикебат бибояд бисуд.

1. ИЛ- Бурун кард бояд.
2. М-Ҳам акнун бирав бо сипоҳе.

Бубар, он чӣ[1] бояд зи лашкар савор,
Зи гурдону гарданкашу[2] номдор,

Ки эрониён бо дурафшу сипоҳ
Гирифтанд кӯҳи Ҳамован паноҳ.

Аз ин разм ранҷ ояд акнун ба рӯй,
Хирад тез кун, чораи ин биҷӯй.

Гар он мурдари ковиёнӣ дурафш
Биёбӣ, шавад рӯзи эшон бунафш.

Агар даст ёбӣ ба шамшери тез,
Дурафшу ҳама найза кун рез-рез.

Ман инак пас-андар чу боди дамон
Биёям, насозам дирангу замон».

Гузин кард Ҳумон зи Турон савор
Сипардору шамшерзан сӣ ҳазор.

Чу хуршеди тобанда бинмуд чеҳр,[*3]
Ҷаҳон кард аз чеҳри худ пур зи меҳр.[*4]

Падид омад аз дур гарди сипоҳ,
Ғави дидабон[5] омад аз дидагоҳ,[6]

Ки омад зи Турон[7] сипоҳе падид,
Ба абри сияҳ гардашон бардамид.

1. ИЛ-чанд.
2. ИЛ-гурдони гарданкаши
3. М-Тоҷ.
4. М –Бигустурд кофур бар тахти оҷ.
5. И-дидбон.
6. И-дидгоҳ.
7. ИЛ-туркон.

Чу бишнид, ҷавшан бипӯшид Тӯс,
Баромад дами бӯқу овои кӯс.

Саворони Эрон ҳама ҳамгурӯҳ
Рада баркашиданд дар пеши кӯҳ.

Чу Ҳумон бидид он сипоҳи гарон,
Гироидани теғу гурзу синон,

Хурӯшону ҷӯшон чу шери жиён,
Миёни[*1] сипаҳ ахтари ковиён,

Чунин гуфт Ҳумон ба Гударзу Тус,
К-«Аз Эрон бирафтед бо пилу кӯс-

Сӯи шаҳри Турон ба кин хостан,
Бад-он марз лашкар бурун тохтан,[2]

Кунун ҳамчу нахчир рафта ба кӯҳ.[3]
Парешону аз ҷанг гашта[4] сутӯҳ.

Набошад аз ин коратон шарму нанг,
Хуру хобу ором бар кӯҳу санг.

Чу фардо барояд зи кӯҳ офтоб,
Кунам з-ин ҳисори ту дарёи об.

Фуруд орамат ман зи кӯҳи баланд,
Ду дастат бубандам ба хамми каманд.

Фиристам ба наздики Афросиёб,
Ҷудо гашта аз хӯрду орому хоб.[5]

1. М – Ба пеши.
2. И-б. 526 нест.
3. ИЛМ-баргузидӣ чу нахчир кӯҳ.
4. ИЛ-Шудастӣ зи гурдони Турон.
5. И-б. 530, 531 нест.

Бидонӣ, ки ин чора бечорагист,
Бар ин чораи ту[1] бибояд гирист».

Ҳаюне ба Пирон фиристод зуд,
К-аз андеша пайкори моро чӣ буд?

Дигар гуна буд з-он ки андохтем,
Бар эшон ҳаме тохтан сохтем.

Ҳама кӯҳ яксар сипоҳ асту кӯс,
Дурафш аз паси пушти Гударзу Тус.

Чунон кун, ки чун бардамад покрӯз,
Падид ояд аз чарх гетифурӯз.

Ту эдар бувӣ сохта бо сипоҳ,
Кунӣ рӯи ҳомун зи лашкар сиёҳ.

Фиристода наздики Пирон расид,
Бичӯшид, чун гуфти Ҳумон шунид.

Биёмад шаби тира ҳангоми хоб,
Ҳаме ронд лашкар ба кирдори об.

## ОМАДАНИ ПИРОН АЗ ПАИ ЭРОНИЁН БА КӮҲИ ҲАМОВАН

Чу хуршед аз он чодари нилгун
Ғамӣ шуд, бидарриду омад бурун.

Сипаҳбад ба кӯҳи Ҳамован расид,
Зи гарди сипаҳ шуд замин нопадид.

1. ИЛ-Бад-он кӯҳи хоро.

Ба Ҳумон чунин гуфт, к -«Аз размгоҳ
Маҷунбу маҷунбон замоне сипоҳ.[1]

Бигӯям ба солори[2] эрониён,
Чӣ дорӣ ба пой[3] ахтари ковиён.

Ба кӯҳи Ҳамован кӣ додаш навид,
Бад-ин будан акнун чӣ дорад умед?»

Биёмад ба наздики эронисипоҳ,
Сари пур зи кина дили пургуноҳ.

Хурӯшид, к-«Эй номбардор Тус,
Худованди пилону кӯполу кӯс,[4]

Кунун моҳиён андаромад ба панҷ,
Ки то ту ҳаме разм ҷӯӣ ба ранҷ.

Зи гударзиён он куҷо беҳтаранд.[5]
Бар он размгаҳ-бар ҳама бесаранд.

Ту чун ғурм рафтастӣ андар камар,
Пур аз доварӣ дил, пур аз кина сар.

Гурезону лашкар пас-андар дамон,
Ба дом андаройӣ ҳаме бегумон»[6]

Чунин дод посух сарафроз Тус,
Ки «Ман бар дурӯғи ту дорам фусӯс.

---

1. ТПЗ - Ки то ман набинам яке рӯи Тус,
Чӣ дорад бар ин кӯҳ пилону кӯс?
2. ЛМ-Шавам бо сипаҳдори.
3. Л-дорад ба по
4. И-б. 541-546 нест.
5. ИЛ-меҳтаранд.
6. ТПЗ- Ба кини гаронмоя ҷангӣ Фуруд
Шуморо сар аз тан бибояд дуруд.

Паи кин ту афкандӣ андар ҷаҳон
Зи баҳри Сиёвуш миёни меҳон.

Зи гуфтори ёва надорӣ ту шарм,
Ба домат наёям ба гуфтори гарм.

Мабодо ба гетӣ чу ту паҳлавон
Миёни бузургону номоварон[1]*[2].

Ба савганд вайро биёндохтӣ,
Ҷаҳоне зи хунаш бипардохтӣ.

Зи баҳри ту монд ӯ ба Туронзамин
В-аз ӯ монд андар ҷаҳон разму[3] кин.

Дареғо, чунон[4] шоҳи озодмарг,
Ки будӣ зи рӯяш ҳаме шод мард.[5]

Бар ин созу чандин фиребу дурӯғ
Бари марди сангӣ нагирӣ[6] фурӯғ.[7]

Алаф танг буд андар он размгоҳ,
Аз ин бар Ҳамован кашидам сипоҳ.

Кунун огаҳӣ шуд ба шоҳи ҷаҳон,
Биёяд замон то замон бо меҳон.

Бузургони лашкар шаванд анҷуман,
Чу Дастону чун Рустами пилтан.

1. Л- Сабуксору бемағзу тирараавон.
2. М-Бузургони равшанравон.
3. ЛМ-акнун ҷаҳон пур зи.
4. ЛМ-ончунон.
5. И-б. 553-557 нест.
6. И- Дили марди сангин надорад.
7. ТПЗ - Гаҳе ҷодуӣ нозиву гаҳ фусун,
Ба фарҷоми корат бирезем хун.

Чу ҷунбидани шоҳ гардад дуруст,
Намонам ба Турон бару буму руст.

Кунун, к-омадӣ кори мардон бубин,
На гоҳи фиреб асту рӯзи камин».

Чу бишнид Пирон, зи ҳар сӯ сипоҳ
Фиристоду бигрифт бар кӯҳ роҳ.

Ба ҳар сӯ сипоҳ андаромад чу кӯҳ
Бар он кӯҳдоман гурӯҳогурӯҳ.[1]

Бар эшон чу роҳи алаф танг шуд,
Сипаҳбад сӯи чораи ҷанг шуд.

Чунин гуфт Ҳумон ба Пирони гурд,
Ки «Моро паи кӯҳ бояд сипурд.[2]

Яке кор созам, ки эрониён
Набанданд аз он пас ба кина миён».

Бад-ӯ гуфт Пирон, ки «Бар мост бод,
Накардаст кас разм бо бод ёд.

Чу роҳи алаф танг шуд бар сипоҳ,
Касе санги хоро надорад нигоҳ.

Зи фармони солор печанд сар[3],
Шавад тира дидори пархошхар.

1. ТПИМ- Зи* ҳар сӯ биёмад зи Турон гурӯҳ,
Сипоҳ анҷуман гашт бар гирди кӯҳ.
* И- Ба.
2. ТПЗ - Бад-ин гуна як ҳафта тарониён
Бубастанд кинхостанро миён,
Камӣ кард эрониёнро х(в)ариш,
Ки танро диҳад хӯрданӣ парвариш.
3. Л-Ба дасти пиёда бупечад сипар.

Ҳама лашкар ояд ба зинҳори мо,
Аз ин пас наҷӯянд пайкори мо.

Бар эшон кунун ҷои бахшоиш аст,
На ҳангоми пайкору ороиш аст».[1]

## ШАБЕХУН КАРДАНИ ЭРОНИЁН

Расид ин сиголиш ба Гударзу Тус,
Сари саркашон хира гашт аз фусӯс.

Чунин гуфт бо Тус Гударзи пир,
Ки «Моро кунун ҷанг[*2] шуд ногузир.

Се рӯз ар бувад хӯрданӣ, беш нест,
Ба[*3] як сӯ кушода раҳе пеш нест.

На хайма, на хиргаҳ, на бору буна,
Чунин чанд бошад сипаҳ гурсуна?!

Кунун чун шавад рӯи хуршед зард,
Падид ояд он чодари лоҷвард[4].

Бибояд гузидан саворони мард,
Зи боло шудан сӯи дашти набард.

Ба сони шабехун яке разм сахт-
Бисозем, то чун бувад ёр бахт.

Агар як ба як тан ба куштан диҳем
В-агар тоҷи гарданкашон барниҳем.

---

1. ТПЗЛ - Баросояд ин кишвар аз доварӣ,
Накӯбанд аз ин пас дари меҳтарӣ.
Ба Турон наёрад гузар кард кас,
Ба Эрон намонем кас шоду бас.

2. М – разм.
3. М – Зи.
4. И-б. 578 нест.

Чунин аст фарҷоми овардгоҳ,
Яке хок ёбад, яке фарру ҷоҳ»[*1].

Зи Гударз бишнид Тус ин сухан,
Дилаш[*2] буд пурдарду кини[3] куҳан.

Ҳаме буд то шаб намудор шуд,
Фурӯ рафт меҳру ҷаҳон тор шуд.

Чу бугзашт як пос аз тирашаб,
Бубастанд мардум зи гуфтор лаб.

Баророст Тус аз паи корзор,
Бихонд, он чӣ буданд мардони кор[4].

Зи[*5] як сӯй лашкар ба Бежан супурд,
Дигар сӯй Шедӯшу Харроди гурд.

Дурафши хуҷаста ба Густаҳм дод,
Басе панду андарзҳо кард ёд.

Худу Геву Руҳҳому чандин сарон
Ниҳоданд бар ёл гурзи гарон.

Ба сӯи сипаҳдор Пирон шуданд,
Чу оташ ба қалби сипаҳ барзаданд.[6]

---

1. М-чархумоҳ.
2. М-сараш.
3. Л-пур кин зи ҷаврӣ; И-Сараш буд пурдарди кини.
4. ИЛМ-б. 584-586 нест.
5. М-Ба.
6. Мубориз ҳамехӯрд бар худ дареғ.
   Биларзид бар кӯҳу дашт Аҳраман,
   Бинафрид аз дард бар хештан.
   Ҳазимат шуд аз бими он размгоҳ,
   Ба тан ларз-ларзон, ба қомат дутоҳ.
   Бинафрид бар гардиши рӯзгор,
   К-аз ин кор зорастамон корзор.

Чу дарёи хун шуд ҳама размгоҳ,
Хурӯше баромад баланд аз сипоҳ.

Дурафши сипаҳбад ба ду ним шуд,
Дили размҷӯён пур аз бим шуд.

Чу бишнид Ҳумон хурӯши сипоҳ,
Нишаст аз бари тозиаспи сиёҳ.

Биёмад, зи лашкар басе кушта дид,
Басе беҳуш аз разм баргашта дид.

Фурӯ рехт аз дида хун бар бараш,
Яке бонг зад тунд бар лашкараш.

Чунин гуфт, к -«Эдар талоя набуд,
Шуморо зи кин ҳеч моя набуд.

Ба ҳар як зи эшон зи мо сесад аст,
Ба овардгаҳ хуфтан-андар бад аст.[1]

Ҳало теғу кӯполҳо баркашед,
Сипарҳои чинӣ ба сар даркашед.

Зи ҳар сӯ бар эшон[*2] бигиред роҳ,
Кунун, к-аз бари кӯҳ кашад теғ моҳ.

---

Аз ин теғи гурдону теғи сарон
Саронро набуд сар ба тан-бар гарон.

1. ТПЗЛ - Набояд, ки гиранд моро забун,
Набояд, ки хонанд бар мо фусун.
Чунин разм ҳаргиз кӣ дорад ба ёд,
Ки шуд душмани хаста фирӯзу* шод?
Кунун найзаву гурз бояд задан,
Ҳама чашми душман ба тир озадан.

* Л-душман зи мо гашт як рӯз.

2. М-Бар ин саркашон ҳам.

Раҳоӣ набояд, ки ёбанд ҳеч,
Аз эшон кӣ дорад[1] дирангу басеч?»

Баромад хурӯшидани каррной,
Ба ҳар сӯ бирафтанд гурдон зи ҷой.

Гирифтандашон аксар андар миён
Саворони Эрон чу шери жиён.

Чунон оташ афрӯхт аз таргу теғ,
Ки гуфтӣ ҳаво[2] гурз борад зи меғ.

Шаби тору шамшеру гарди сипоҳ,
Ситора на пайдо, на тобанда моҳ.

Зи ҷавшан ту гуфтӣ ба бор-андаранд,
Зи торӣ ба дарёи қор-андаранд.

Ба лашкар чунин гуфт Ҳумон, ки «Бас,
Аз ин меҳтарон мафканед ҳеч кас.

Ҳама пеши ман дастгир оваред,
Набояд, ки хаста ба тир оваред».

Чунин гуфт лашкар ба бонги баланд,
Ки «Акнун ба бечорагӣ даст банд.

Диҳед ар, ба гурзу ба ҷӯпин диҳед,
Саронро зи хун тоҷ бар сар ниҳед»[3].

Чунин гуфт бо Геву Руҳҳом Тус,
Ки «Шуд ҷони мо бегумон бар фусӯс.[4]

1. Л-ёбад.
2. ИМ-Ту гуфти ҳаме.
3. Л-б. 608 нест.
4. Л-пурфусӯс.

Магар кирдгори сипеҳри баланд,
Раҳонад тану ҷони мо з-ин[1] газанд.

Ва гар на ба парри уқоб-андарем
Ва ё на ба*[2] дарёи об-андарем».

Яке ҳамла карданд, ҳар се ба ҳам,
Чу бархезад аз ҷой шери дижам.

Баромад дигар раҳ ғави кӯсу ной,
Хурӯшидани занги ҳиндидарой.

Надиданд кас ёли аспу инон,
Зи тангӣ ба чашм андаромад синон.

Чунин гуфт Ҳумон ба овози тез,
Ки «На ҷои ҷанг асту роҳи гурез.

Барангехт аз ҷоятон бахти бад,
Ки то бар тани бадкуниш бад расад»[3].

Се ҷанговару хормоя сипоҳ
Бимонда миёни чунон[4] размгоҳ.

Фаровон зи Рустам гирифтанд ёд,
Ки «Ӯ дод дар ҷанг ҳар ҷой дод.

---

1. Л-бе.
2. М-Вагар зери.
3. ТПЗЛ- Чу бишнид ин Тус, дашном дод,
Бад-ӯ гуфт, к –«Эй бадраги баднажод*.
Або чанд гурдону андак сипоҳ
Бикардем чандин зи туркон** табоҳ,
Бигаштем то шаб ба *** овардгоҳ,
Агар пой дорӣ, ҳаме разм хоҳ!
* Л-девзод; ** Л-чанде зи турон. *** Л-дар
4. И-Бимонданд андар сафи.

Зи Шедӯш в-аз Бежану Густаҳам
Басе ёд карданд бар бешу кам.

Ки боре яке тан зи[*1] эронсипоҳ
Будӣ ёри мо андар[*2] ин размгоҳ[3].

На[*4] эдар ба пайкору ҷанг омадем,
Ки хира ба коми наҳанг омадем.

Дареғ он дару гоҳи шоҳи ҷаҳон,
Ки гиранд моро кунун ногаҳон.

Таҳамтан ба Зобулситон асту Зол,
Шавад шаҳри[*5] Эрон кунун толу мол».

Ҳаме омад овози кӯполу кӯс,
Ба лашкар ҳаме дер шуд Геву Тус.

Чунин гуфт Шедӯшу Густаҳми шер,
Ки «Шуд кори пайкори солор дер».

Ба Бежан Гуроза чунин гуфт боз,
Ки «Шуд кори солори лашкар дароз».

Ҳаме омад аз дашт овои[6] кӯс,
Ҳаво қиргун шуд, замин обнӯс.

Бирафтанд гурдон ба овои ӯй,
Зи хун буд ҳар ҷой бар[7] дашт ҷӯй.

1. М-Ки дар шаб касеро зи.
2. М – Надиданд бо худ дар.
3. И-б. 619-621 нест.
4. М-Ки
5. М-Кори.
6. ИЛ-овози.
7. Л-дар.

Расиданд андар қафои сарон,
Ҳама баркашиданд гурзи гарон[1].

Чу донист, к-омад варо ёр Тус,
Ҳаме бархурӯшид бар сони кӯс.

Сабук шуд инону гарон шуд рикеб,
Баландӣ кӣ донист*[2] боз аз нишеб.

Ҳаме Геву Рууҳҳом чун наррашер
Бибуданд з-овози Бежан далер[3].

Яке разм карданд то чоки рӯз,
Чу пайдо шуд аз кӯҳ гетифурӯз.

Сипаҳ бозхонданд гурдон зи ҷанг,
Кашиданд лашкар сӯи кӯҳу санг.

Ба гурдон чунин гуфт солор Тус,
Ки «Аз гардиши ҳур то захми кӯс

Зи гарданкашон чашми бад дур бод,
Ба фарҷом ин разми мо сур бод[4].

Далерӣ[5] чунин, к-аз[6] шумо дидаам,
Зи кундоварон ҳеч[7] нашнидаам.

---

1. ТПЗИЛ- Зи гурдони неву овои занг*,
   Ту гуфтӣ зи дарё барояд** наҳанг.
   Ҳама гурзвар буду шамшердор,
   Бидонист Ҳумон, ки омад*** савор****,
   *Л-Ҳама ҳамгуруҳ тохтандӣ ба чанг; **Л-баромад;***И-Зи гурдон набуд найзавар як;****И-танҳо б. дувум мавҷуд аст.
2. М-надонист.
3. ИЛ-б.633 нест.
4. ИЛ-б. 637 нест.
5. ИЛ-саворӣ.
6. И-Саворӣ чунон аст.
7. И-гарданкашон низ.

Зи Яздони покиза хоҳам нахуст[*1],
Ки чашми бадон дур дор аз duруст[*2].

Паноҳам бад-ӯяст то ҷовидон,
Шуморо[*3] бурун оварад з-ин миён.

Умедам бад-ӯяст, ҳарчанд зуд
Паси мо биёянд лашкар чу дуд.

Кунун он замон он ҳаюни дамон
Ҳамоно, ки шуд назди шоҳи ҷаҳон.

Чу нома ба наздики Хусрав расад,
Ба дил-ш - андарун оташи нав расад[4],

Ба ёрӣ биёяд гави пилтан,
Зи шерон яке номвар анҷуман.

Ба пирӯзиву ком гардем боз,
Ба дидори Кайхусрав ояд ниёз.

Сухан ҳар чи рафт ошкору ниҳон,
Бигӯям ба пирӯз шоҳи ҷаҳон.

Ба хубиву хушнудии шаҳрёр
Биёбем яксар бар аз рӯзгор»[5].

---

1. М-ҳаме.
2. М- Набошад бад-ин лашкар андар камӣ.
3. М-ки шодон.
4. Л-пас аз б. 643 ин б. омада:

Чу аз ҷанг гаштанд боз он замон,
Абар кӯҳ рафтанд дил пурғамон.
Яке нома бояд, ки зӣ шаҳ кунем,
Бигӯем в-аз кораш огаҳ кунем.
Ҳам он гоҳ нома навиштанду бурд
Фиристодаи номбардори гурд.
Басе зориву лобаҳо андар ӯй,
Ки ё сарфароз, эй шаҳи номҷӯй.

5. Л-баъд аз б. 647 ин б. омада:

Чунон чун ки гуфтанд, барсохтанд,
Навиде ба наздики шаҳ тохтанд.

Пас он гаҳ[1] ба хайма[*2] фуруд омаданд,
Зи пайкори беком дам барзаданд.

Талоя бурун омад аз ҳарду рӯй
Ба дашти далерони пархошҷӯй.

Чу Ҳумон расид андар овардгоҳ,
Зи кушта надид эч бар дашт роҳ.

Ба Пирон чунин гуфт, к-«Имрӯз гард
На бар орзу гашт гоҳи набард.

Чу осуда гарданд гурдони мо,
Ситуда саворону мардони мо,

Яке размо созам, ки хуршеду моҳ
Надидаст ҳаргиз чунин размгоҳ».

Бигуфтанду рафтанд ҳар ду зи ҷой,
Ҳаме ҳар яке зад дигаргуна рой![3]

## ОГОҲӢ ЁФТАНИ КАЙХУСРАВ АЗ КОРИ СИПОҲ

Аз[4] он пас биёмад ба Хусрав хабар,
Ки Пирон шуд аз разм пирӯзгар.

Сипаҳбад ба кӯҳи Ҳамовaн кашид,
Зи лашкар[5] басе гурд шуд нопадид.

Дари кохи Гударзи Кашводагон
Тиҳӣ шуд зи гурдону озодагон.

---

Бигуфтанду рафтанд бар сӯи кӯҳ,
Ба сӯи саворони Эронгурӯҳ.

1. И-Ду лашкар; Л-Чу лашкар.
2. М – Ду лашкар зи кина.
3. ИЛ-б. 654 нест.
4. ИЛ_В-аз.
5. И-кишвар.

Ситора бар эшон бинолад ҳаме,
Ба полез гулбун наболад ҳаме.

Аз эшон ҷаҳон пур зи хок асту хун,
Баланд ахтари Тус гашта нагун.

Чу бишнид Кайхусрави номвар,
Дилаш гашт якбора зеру забар[1].

Бифармуд, то Рустами пилтан
Хиромад[*2] ба даргоҳ бо анҷуман[3].

Бирафтанд аз Эрон ҳама бихрадон,
Ҷаҳондидаву номвар мӯбадон[4].

Сари номдорон забон баркушод,
Зи пайкори лашкар ҳаме кард ёд.

Ба Рустам чунин гуфт, к -«Эй сарфароз,
Битарсам, ки ин давлати дербоз

1. И-б. 660 нест.
2. М – Биёяд.
3. Л-б. 661 нест.
4. ТПЗ- Ба назди Таҳамтан бирафтанд боз,
Ба Зобулситон пеши он сарфароз.
Ҳама пеши он паҳлавони замин
Сарафканда карданд сад офарин.
Ба Рустам бигуфтанд, к-«Эй паҳлавон,
Ҷаҳонат ба кому дилат шодмон.
Фиристодаем аз бари шаҳрёр,
Кунад шоҳи Эрон туро хостор.
Кунун хезу пеши шаҳаншаҳ хиром,
Далеро, яло, пури Дастони Сом».
Чунин гуфт Рустам, гави некбахт,
Ки «Ҷонам фидои шаҳу тоҷу тахт».
Бигуфт ину бар Рахши рахшон нишаст,
Бари Хусрав омад яли чирадаст.
Замин бӯс карду сано густарид,
Бад-он сон, ки ӯро сазовор дид.

Ҳаме сар гирояд[*1] ба сӯи нишеб,
Дилам шуд зи кирдори он пурниҳеб.

Туӣ парваронандаи тоҷу тахт,
Фурӯғ аз ту гирад ҷаҳондор бахт.

Дили чарх дар нӯки шамшери туст,
Сипеҳру замину замон зери туст.

Бикандӣ дилу мағзи Деви Сапед,
Замона ба меҳри ту дорад умед.

Замин гарди Рахши туро чокар аст,
Замон бар ту чун меҳрубон модар аст.

Зи теғи ту хуршед бирён шавад,
Зи гурзи ту ноҳид гирён шавад.

Зи парру зи пайкони килки ту шер
Ба рӯзи бало гардад аз ҷанг сер.

Ту то барниҳодӣ ба мардӣ кулоҳ,
Бар Эрон накард эч душман нигоҳ.

Кунун Тусу Гударзу Геву сарон,
Фаровон аз ин марз кундоварон

Ҳама дил пур аз хуну дида пуроб,
Гурезон зи гурдони[2] Афросиёб.

Фаровон зи гударзиён кушта мард,
Шуда хок бистар ба рӯзи набард.

1. М – ҳаме баргирояд.
2. Л- туркони.

Ҳар он кас, к-аз эшон ба ҷон[1] растаанд,
Ба кӯҳи Ҳамован ҷигархастаанд[2].

Ҳама сар ниҳода сӯи осмон,
Сӯи кирдгори макону[3] замон,

Ки эдар биёяд магар пилтан,
Ба нерӯи яздону фармони ман.

Шаби тира, к-ин нома бархондаам,
Басе хуни дил бар рух[4] афшондаам.

Нагуфтам се рӯз ин суханро ба кас,
Магар пеши Яздони фарёдрас[5].

Кунун чун зи андоза[6] - андар[7] гузашт,
Дилам з-ин сухан пур зи тимор гашт.

Умеди сипоҳу сипаҳбад ба туст,
Ки равшанравон бодиву тандуруст!

Сарат сабз бодо[8], дилат шодмон,
Тани пок дур аз бади бадгумон!

Зи ман ҳар чӣ хоҳӣ, фузунӣ бихоҳ
Зи аспу силеҳу зи ганҷу сипоҳ.

---

1. И-кунун.
2. И-ҳама хастаанд; Л-ба ҷон хастаанд.
3. Л-Замину.
4. ИМ- аз ҷигар хун.
5. И-б. 679, 680 нест.
6. ИМ-кор з-андоза.
7. Л-берун.
8. Л-боду.

685 Бирав бо дили шоду рои дуруст,
Нашояд гирифтан чунин кор суст»[1].

Ба посух чунин гуфт Рустам ба шоҳ,
Ки «Бе ту мабодо нигину кулоҳ,

Ки бо фарру бурзиву бо рою дод,
Надорад чу ту шоҳ гардун ба ёд.

Шунидаст Хусрав, ки то Кайқубод
Кулоҳи каёнӣ[2] ба сар барниҳод,

Ба Эрон ба кин ман камар бастаам,
Ба ором як рӯз наншастаам.

690 Биёбону торикиву пилу шер,
Чӣ ҷоду, чӣ нараждаҳои далер,

Бузургони Турону Мозандарон,
Шаби тираву гурзҳои гарон,

Ҳамон ташнагиҳову роҳи дароз,
Гузидан дари ранҷ бар ҷои ноз.

Чунин ранҷу сахтӣ басе дидаам,
Ки рӯзе зи шодӣ напурсидаам.

---

1. ТПЗ - Бар эрониён чун ки шуд кор зор,
Туро кард бояд кунун корзор.
Набуд инчунин кор касро гумон,
Ки Турон шавад тиру Эрон камон.
Ба ҷуз ту кӣ донад кушод ин гиреҳ,
Ҷуз аз ту ба кас – бар назебад зиреҳ.
Надорӣ ту ҳамто ба рӯзи набард,
Сари саркашон андарорӣ ба гард.
Ба разме, ки номи ту гӯянд бас,
Ба гардун нагӯянд фарёд рас.
2. ИЛ-бузургӣ.

Ту шоҳи ҷаҳон ҳастиву ман раҳӣ,
Миён*[1] бастаам, то чӣ фармон диҳӣ.

Аз он куштагон шоҳ бедард бод,
Рухи бадсиголони ту зард бод!

Шавам, то сипаҳбад камар бар миён
Бубандам бар ин кини эрониён.

Зи гударзиён ман[2] ҷигархастаам,
Камар бар миён сӯгро бастаам».

Чу бишнид Кайхусрав овози ӯй,
Ба рух барниҳод аз ду дида ду ҷӯй.

Бад-ӯ гуфт: «Бе ту нахоҳам замон,
На аврангу на тоҷу тахти каён[3].

Фалак зери хамми каманди ту бод,
Сари тоҷдорон ба банди ту бод![4]»

Зи динору ганҷу зи тоҷу гуҳар,
Кулоҳу камону каманду камар

Биёвард ганҷури Хусрав калид,
Сари бадраҳои дирам бардарид.

Ҳама шоҳи Эрон ба Рустам супурд,
Чунин гуфт, к - «Эй номбардор гурд,

Ту бо гурздорони Зобулситон,
Далерону гурдони Кобулситон -

1. М- Камар.
2. ИЛМ-худ.
3. И-На авранги шоҳӣ, на гурзи гарон; Л-тоҷу на гурзи гарон.
4. ТПЗИЛ- Ҷаҳон ганҷу ганҷур шамшери туст,
Сари сарварони ҷаҳон зери туст.

Ҳаме рав ба кирдори боди дамон,
Маҷӯю мафармой ҷустан замон.[1]

Зи гурдони шамшерзан сӣ[*2] ҳазор
Зи лашкар гузин аз дари корзор.

Фарибурзи Ковусро деҳ сипоҳ,
Ки ӯ пешрав бошаду кинахоҳ».

Таҳамтан заминро бибӯсиду гуфт,
Ки «Бо ман рикебу инон аст ҷуфт.

Саронро сар андар шитоб оварем,[3]
Мабодо, ки орому хоб оварем».[4]

Сипаҳро дирам додан оғоз кард,
Ба дашт омаду размро соз кард.

Фарибурзро гуфт: «Баркаш пагоҳ,
Сипоҳ[5] андаровар ба пеши сипоҳ.

Набояд, ки рӯзу шабон биғнавӣ,
Магар назди Туси сипаҳбад шавӣ.

Бигӯяш, ки дар ҷанг тундӣ макун,
Фиребу замон ҷӯю кундӣ макун.

Ман инак ба кирдори боди дамон
Биёям, наҷӯям ба раҳ-бар замон.

---

1. ТПЗ - Ба ҷой ор рою хирадро ба ҳам,
Нигар, то наҷӯӣ ба раҳ-бар ситам.
2. М- сад.
3. И-оварам.
4. И-оварам.
5. Л-Савор.

Чу Гургину Милоди ҷангозмой[1]
Сипаҳро занад бар баду нек рой».

## БА ЗАНӢ ХОСТАНИ ФАРИБУРЗ ФАРАНГИС – МОДАРИ КАЙХУСРАВРО

Фарибурз гуфт: «Эй яли тоҷбахш,
Худованди кӯполу хафтону Рахш.

Яке орзу дорам андар ниҳон,
Наёрам ба кас гуфтан андар ҷаҳон,

Магар бо ту, эй паҳлавони замин
Сазовори меҳру кулоҳу нигин,

Ки ҳастӣ ту пушту паноҳи сипоҳ,
Зи ту барфарозанд гурдон кулоҳ.

Бидон, эй сарафрози Эронзамин,
Ки бодо зи Яздон туро офарин.

Сиёвахши радро бародар манам,
Зи як тухму бунёду як гавҳарам.[2]

Зане к-аз Сиёвуш бимондаст боз,
Маро зебад, эй гурди гарданфароз.

Сазад гар бигӯӣ ту инро ба шоҳ,
Бар ин барниҳӣ бар сари ман кулоҳ».

Бад-ӯ гуфт Рустам, ки «Фармон туроcт,
Барорам ман инро чунон, к-ат ҳавост».

Яли пилтан шуд бари шаҳрёр,
Бад-ӯ гуфт, к-«Эй хусрави номдор.

1. Ил-корозмой.
2. Л-гавҳар манам.

Яке ҳоҷате дорам акнун зи[1] шоҳ,
К-аз он барфарозам[2] сар аз чарх (у) моҳ.

Бихоҳам чу фармон диҳад шаҳрёр,
Ки он аст некӯ бари кирдгор.[3]

Расида ба ҳар кас зи ту доду меҳр,
Чу гардун ба ҳар кас кушода ду чеҳр.

Фарибурзи Ковуси озодагон
Чун ӯ кас набошад зи шаҳзодагон.

Ҳамон бо ҳунармандиву рои ӯй
Набинам касе низ ҳамтои ӯй.

Яке орзу дорад аз шаҳрёр,
Ки ҷои Сиёвуш[4] кунад хостор.

Куҷо чун ба кини бародар миён
Бубандад, шавад назди эрониён.

Нигаҳбони коху дари ганҷи ӯй
Касе,[5] к-ӯ шиносад ҳаме ранҷи ӯй.

Набошад ба ҷуз духти Афросиёб,
Чунон чун бувад моҳ бо офтоб».[6]

---

1. Л-ба.
2. Л-ин бартар орӣ.
3. Л-Ки он ҳаст некӯтару номдор:
ТПЗЛМ- Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «Эй паҳлавон,
Ҳамеша ту бодию равшанравон,
Чи хоҳӣ зи ман, ҳар чӣ хоҳӣ, бихоҳ
Зи тахту зи мӯҳру зи тоҷу кулоҳ.
Чунин гуфт Рустам, ки аз фарри шоҳ
Ҷаҳон баҳраманд асту ҳам некхоҳ.
4. Л-бародар.
5. Басе.
6. ТПЗ- Аз ин дод мар шоҳро огаҳӣ,
Куҷо андар ин аст умеди беҳӣ.
*Танҳо б. охир мавҷуд аст.

Чу бишнид Хусрав чунон гуфтугӯй
Аз он пурхирад меҳтари номҷӯй,

Бар он кор дастур шуд шаҳрёр,
Ба Рустам чунин гуфт, к - «Эй номдор!

Ҳар он кас, ки аз рои ту бугзарад,
Замона варо зери пай биспарад.

Наёяд зи гуфтори ту ҷуз беҳӣ,
Ки бодӣ ҳамасола бо фарраҳӣ!

Ту донӣ, ки моро бар ӯ рой нест,
Мар ин гуфтаро пеши ӯ ҷой нест.

Бигӯям ба модар, агар[*1] бишнавад,
Ҳамон пандҳо, к-аз хирад дархурад».[*2]

Бирафтанд ҳар ду ба наздики моҳ,
Таҳамтан або хусрави некхоҳ.

Ба модар чунин гуфт пас шаҳрёр,
Ки «Эй, дар ҷаҳон аз падар ёдгор!

Ба ҳар неку бадҳо паноҳам туӣ,
Манам чун кунорангу шоҳам туӣ.

Зи ту нест пӯшида кори сипоҳ,
Ҳамон кӯшиши разми овардгоҳ,

Ки чандон бузургони Эронзамин
Ба Турон бидоданд сарҳо ба кин.[3]

1. М-варо гар зи ман.
2. М-бигравад.
3. ТПЗЛ - Ба Эрон зи шеван ба ҳар хонае.
Набинӣ ҳамоно ту фарзонае.

Фиристода хоҳам сипоҳе кунун,
Бувад Рустами Золашон раҳнамун.

Фарибурз бошад сипаҳкаш ба роҳ,
Чу Рустам бувад паҳлави кинахоҳ.

Чунин рой бинад ҳаме пури Зол,
Ки бошӣ Фарибурзи ялро ҳамол.

Чӣ бинӣ бар ин-дар, чӣ фармон диҳӣ?
Ки ҷуфти ту бодо беҳиву меҳӣ».

Зи Хусрав чу бишнид модар сухан,
Ба ёд омадаш рӯзгори куҳан.

Ниҳонӣ ҳаме буд бо тобу хашм,
Пас он гаҳ чунин[*1] гуфт бо оби чашм,

Ки «Бо Рустамам рӯи озор нест,
В-агар на маро гоҳи ин кор нест.

Чу хоҳанда Рустам бувад бегумон,
Напечад зи рояш магар осмон».

В-аз он пас гави пилтан паҳлавон
Чунин гуфт, к - «Эй бонуи бонувон![2]

Зи покӣ ба гавҳар ситуда танат,
Ки гум[3] бод андар ҷаҳон душманат!

---

1. М- ҳаме.
2. ТПЗ- Сари бонувониву зебои тоҷ,
Сазовори аврангиву тахти оҷ.
Фаровон ситудаш гави пилтан,
Бад-ӯ гуфт, к-эй нозиши анҷуман.
3. Л-кам.

Агар бишнавӣ панду андарзи ман,
Ту донӣ, ки нашкебад аз шӯй зан.

Ҷавон кай шикебад зи ҷуфти ҷавон,
Бавижа, ки бошад зи тухми каён?

Ки мард аз барои занонанду зан
Фузунтар зи мардаш бувад хостан.

Фарибурзи Ковуси пирӯзбахт,
Ки дархурди тоҷ асту зебои[1] тахт,

Ба гавҳар Сиёвахшро ҳамсар аст,
Бародар-ш з-он тухму з-он гавҳар аст.[2]

Аз Эрон ду баҳра ба фармони ӯст,
Чӣ ободу вайрон, ҳама з-они ӯст.

Ба дастурию рою фармони шоҳ
Писандидаам шоҳро ҷуфт моҳ.

Чӣ гӯӣ писандида ояд туро?
Ба ҷуфтӣ Фарибурз шояд туро?

Ҳамон беҳ, ки гуфтори ман бишнавӣ,
Ба гуфти ману рои шаҳ бигравӣ».

Шаҳи бонувон то замони дароз
Ғамӣ буду посух намедод боз.

Ҳаме зад ба лаб ҳар замон сард бод,
Зи шарми писар ҳеч посух надод.

1. Л-мардон.
2. б. 759-760 нест.

В-аз он пас чунин гуфт бо пилтан,
Ки «Эй пурҳунар[*1] меҳтари анҷуман!

Ба Эрон агар чи чун ӯ мард нест,
Ба ҷои Сиёвахш[2] дарх(в)ард нест.[3]

Валекин зи гуфторат, эй паҳлавон,
Гиреҳ баст гӯӣ маро бар забон.

Чӣ фармояд акнун шаҳи номвар,
Ба фармони ӯ баст бояд камар».

Бар он ром шуд модари шаҳрёр,
Барафрӯхт рух чун гул андар баҳор.

Миён баст Рустам дар он кор танг,
Бар ин барнаёмад фаровон диранг.

Бихонданд мӯбад бар он кор пеш,
Набиштанд хатте ба оину кеш.[4]

Наёсуд[5] аз он паҳлавони сипоҳ,
Ки то кард мар моҳро ҷуфти шоҳ.

В-аз он пас Фарибурз домод гашт,
Зи Кайхусраву Рустам озод гашт.

---

1. М-Сарафрозиву.
2. Л-Сиёвуш.
3. ТПЛМ- Дареғо, Сиёвахши* радро чунон
   Ба Турон бикуштанд мардумкушон.
   Чи гӯям, ки хоҳандаам пури Зол
   Зи баҳри Фарибурз хоҳад ҳамол.
   * Л-Сиёвуши.
4. ЛМ-оини хеш:
   ТПЗЛ- Фарангисро бо Фарибурз ёр
   Бикардандy бастанд аҳд устувор.
5. Л-Баросуд.

Ҳамон мояву[*1] ҷоҳ бифрохташ,
Яке хилъату тоҷи нав сохташ.

Се рӯз андар он кор шуд рӯзгор,
Ба рӯзи чаҳорум баророст кор.

Чу ин карда шуд, Рустами паҳлавон
Сӯи дашт шуд бо диловар гавон.

Фарибурз шуд пеш бо лашкаре,
Фурӯзон чу бар осмон ахтаре.[2]

Чу хуршеди тобанда бинмуд чеҳр
Ба сони буте бо диле пур зи меҳр.

Баромад хурӯшидани каррной,
Таҳамтан баровард[*3] лашкар зи ҷой.

Пурандеша ҷони ҷаҳондор шоҳ,
Ду фарсанг меронд бо ӯ ба роҳ.

Ду манзил ҳаме кард Рустам яке,
Наёсуд рӯзу шабон андаке.

## ДИДАНИ ТУС СИЁВУШРО БА ХОБ

Шабе доғдил пур зи тимор Тус
Ба хоб андаромад гаҳи захми кӯс.

Чунон дид равшанравонаш ба хоб,
Ки рахшанда шамъе баромад зи об.

Бари шамъи рахшон яке тахти оҷ -
Сиёвуш бар он тахт бо фарру тоҷ.

1. М-появу.
2. И-б. 716-779 нест.
3. М-биёвард.

Лабон[1] пур зи ханда, забон чарбгӯй
Сӯи Тус кардӣ чу хуршед рӯй,

Ки эрониёнро ҳам эдар бидор,
Ки пирӯз гардӣ ту дар корзор.

Зи гударзиён ҳеч ғамгин машав,
Ки эдар яке гулситон аст нав.

Ба зери гул андар ҳаме май хӯрем,
Надонем, к-ин бода то кай хӯрем.

Зи хоб андаромад шуда шоддил,
Зи дарду ғамон гашта озоддил.

Ба Гударз гуфт: «Эй ҷаҳонпаҳлавон,
Яке хоб дидам ба равшанравон.

Нигаҳ кун, ки Рустам чу боди дамон
Биёяд бари мо замон то замон».

Бифармуд, то дардамиданд[*2] ной,
Биҷунбид дар кӯҳ лашкар зи ҷой.

Бубастанд гурдони Эрон миён,
Барафрохтанд ахтари ковиён.

Биёвард аз он рӯй Пирон сипоҳ,
Шуд аз гард хуршеди тобон сиёҳ,

Аз овози гурдону борони тир
Ҳаме чашми хуршед шуд хира-хир.

Ду лашкар ба рӯй андаровард рӯй,
Зи гурдон нашуд пеш як ҷангҷӯй.

1. Л-Лабе.
2. М- баркашиданд.

Чунин гуфт Ҳумон ба Пирон, ки «Ҷанг
Ҳаме ҷуст бояд, чӣ ҷӯӣ[1] диранг?

На лашкар ба дашти шикор-андар аст,[*2]
Тану аспи мо[3] зери бор-андар аст»[*4].

Бад-ӯ гуфт Пирон, ки «Тезӣ макун,
На рӯзи шитоб асту гоҳи сухун.

Се тан дӯш бо хормоя сипоҳ
Бирафтанд бегоҳ аз ин размгоҳ.

Чу шерони ноҳору мо чун рама,
Ки аз кӯҳсор андарорад дама.

Ҳама дашт чун ҷӯи[*5] хун ёфтам,
Сари номдорон нагун ёфтам.

Яке кӯҳ доранд хорову хушк,
Ҳаме хор бӯянд аспон чу мушк.

Бимон, то бар он санг бирён шаванд,
Чу бечора гарданд, беҷон шаванд.

Кушода набояд, ки доред роҳ
Дурӯя пасу пушти он размгоҳ.

Чу беҷангатон душман ояд ба чанг,
Ба зудӣ чӣ бояд-т кардан диранг.[*6]

---

1. И-созӣ.
2. М-омадаст.
3. Л-Тани мо ҳаме.
4. М – омадаст.
5. М-пурҷӯӣ.
6. М- Чу беранҷ душман ба ҷанг оядат,
Беҳ, ар як-ду рӯзе диранг оядат.

Чаро ҷуст бояд ҳаме корзор,
Талоя бар ин дашт бас даҳ[*1] савор.

Бибошем, то душман аз обу нон
Шавад тангу[2] зинҳор хоҳад ба ҷон.

Магар хор ё санги хоро хуранд,
Чу рӯзӣ сар ояд, хуранду муранд».

Сӯи хайма рафтанд аз он размгоҳ,
Талоя биёмад ба пеши сипоҳ.

Кушоданд гурдон саросар камар,
Ба хобу ба хӯрдан ниҳоданд сар.

Ба лашкаргаҳ омад сипаҳдор Тус,
Пур аз хун дилу рух шуда обнӯс.[*3]

Ба Гударз гуфт: «Ин сухан тира гашт,
Сари бахти эрониён хира гашт.

Ҳама гирд бар гирди мо лашкар аст,
Хури боркашмон[*4] ҳама ховар аст.

Сипаҳро хуриш бас фаровон намонд,
Ҷуз аз гурзу шамшер дармон намонд.

Ба шабгир шамшерҳо баркашед,[5]
Ҳама домани кӯҳ лашкар кашед.[6]

Агар ахтари нек ёрӣ диҳад,
Бар эшон маро комгорӣ диҳад.

---

1. М- сад.
2. Л-сусту.
3. М-рӯй чун сандарус.
4. М-боргирон.
5. ИЛМ-баркашем.
6. ИЛМ-кашем.

В-ар эдун куҷо довари осмон
Ба шамшер бар мо сар орад замон

Зи бахши ҷаҳонофарин бешу кам
Набошад, мапаймой бар хира дам.

Ҳамон[1] марг хуштар ба номи баланд,
Аз ин зистан бо ҳаросу газанд».

Бар ин барниҳоданд яксар сухун,
Ки солори некахтар афканд бун.

## ФИРИСТОДАНИ АФРОСИЁБ ХОҚОН ВА КОМУСРО БА ЁРИИ ПИРОН

Чу хуршед барзад зи харчанг чанг,
Бидаррид пероҳани мушкранг.

Ба Пирон фиристода омад зи шоҳ,
Ки омад зи ҳар ҷо фаровон[2] сипоҳ.

Сипоҳе, ки дарёи Чинро зи гард
Кунад чун биёбон ба рӯзи набард.[3]

Яке меҳтар аз Моваруннаҳр-дар,
Ки бугзорад аз чархи гарданда сар.

Танаш зӯр дорад ба сад наррашер,
Сари жандапил андарорад ба зер.

---

1. Л-Маро.
2. ЛМ- ҳар ҷой бемор.
3. Л-пас аз б. 826 ин б. омада:

Нахустин сипаҳдори хоқони Чин,
Ки тоҷаш сипеҳр асту тахташ замин.
Яке меҳтар омад аз он сӯи об,
Ки бар вай сано кард Афросиёб.

Ба боло чу сарву ба дидор моҳ,
Ҷаҳонгиру нозон бад-ӯ тоҷу[1] гоҳ.

Сари сарфарозону Комус ном
Барорад зи Гударзу аз Тус ком.

Зи марзи Сапеҷоб то марзи Рум
Сипоҳе, ки буд андар обод бум.

Нахуст андароям[2] зи хоқони Чин,
Ки тоҷаш сипеҳр асту тахташ[3] замин.

Чу Маншури ҷангӣ, ки бо теғи ӯй
Ба хок - андар ояд сари ҷангҷӯй.

Кашонӣ чу Комуси шамшерзан,
Ки чашмаш надидаст ҳаргиз шикан.

Ҳама корҳои шигарф оварад,
Чу хашм оварад, боду барф оварад».[4]

Чунин гуфт Пирон ба туронсипоҳ,
Ки «Эй сарфарозону гурдони шоҳ![5]

Бад-ин муждаи шоҳ пиру ҷавон
Ҳама шод бошеду равшанравон.

Бибояд кунун дил зи тимор шуст,
Ба Эрон намонам бару бум руст.

---

1. Л-тахту.
2. Л-андарояд.
3. Л-Ки тахташ ҳаме барнатобад.
*1 М-б.
4. ТПЗИЛМ- Чу хушнуд бошад, баҳор орадат*,
Гулу сунбулу ҷӯйбор орадат**,
*Л-оварад; ** Л-сунбул аз ҷӯйбор оварад.
5. - Зи лашкар бувад пешрав паҳлавон,
Ҳамеша бувад шоду равшанравон.

Шаҳ[*1] аз дарду аз ранҷи кин хостан
Баросуду аз лашкар оростан.

Ба Эрону Турону бар хушку об
Набинед ҷуз коми Афросиёб».

Зи лашкар бари паҳлавон пешрав
Ба мужда биёмад ҳаме нав ба нав.

Бигуфтанд, к - «Эй номвар, паҳлавон,
Ҳамеша бизӣ шоду равшанравон.

Ба дидори шоҳон дилат шод бод,
Равонат зи андеша озод бод!

Зи Кашмир то пеши дарёи Шаҳд
Дурафшу сипоҳ асту пилону маҳд.

Зи Суқлоб чун Кундури шермард,
Чу Беварди Котӣ сипеҳри набард,

Чу Ғарча зи Сагсору Шангул зи Ҳинд
Ҳаво пурдурафшу замин пурпаринд.

Чағонӣ чу Фартуси лашкарфурӯз,
Каҳори Каҳонӣ гави гурдсӯз,

Шамирони Шукнӣ сарафрози даҳр -
Пароканда бар найзаву теғ заҳр.

Ту акнун сар афрозу ромиш пазир,
К-аз ин мужда барно шавад марди пир».

1. М-сар

Дилу ҷони Пирон пур аз ханда шуд,[*1]
Ту гуфтӣ, ки ӯ мурда буд, зинда шуд.[*2]

Ба Ҳумон чунин гуфт Пирон, ки «Ман
Пазира шавам пеши он анҷуман,

Ки эшон зи роҳи дароз омаданд,
Пурандешаву размсоз омаданд.

Надоранд сар кам зи Афросиёб,
Ки бо ганҷу тахтанду[*3] бо ҷоҳу об.[4]

Шавам, то[*5] бубинам, ки чанду чиянд,
Сипаҳбад кадоманду гурдон киянд.

Кунам офарин пеши хоқони Чин,
Ҳамон[6] пеши тахташ бибӯсам замин.

Бубинам сарафроз Комусро,
Баробар кунам Шангулу Тусро.[*7]

Чу боз оям эдар, бубандам миён,
Барорам даму дуд аз ерониён.

Агар худ надоранд поёби ҷанг,
Бар эшон кунам рӯз торику танг.

Касеро, ки ҳастанд аз еронсипоҳ
Кунам пову гардан ба банди гарон.

---

1. -гашт.
2. М-гашт.
3. М-бахту ганҷомду
4. ТПЗИЛ- Аз он омадан бениёзанд сахт,
   Худованди тоҷанду зебои тахт.
5. М - ман.
6. Л-Дигар.
7. М-Каҳори Каҳониву Фартусро.

Фиристам ба наздики Афросиёб,
На ором ҷӯям бар ин бар, на хоб.

Зи лашкар ҳар он кас, ки ояд ба даст,
Сароншон бибуррам ба шамшер паст.

Бисӯзам, диҳам[1] хоки эшон ба бод,
Нагирам аз он буму бар ҳеч[2]*[3] ёд.

Ба се баҳра ронам аз он пас сипоҳ,
Кунам рӯз бар шоҳи Эрон сиёҳ.

Яке баҳра з-эшон фиристам ба Балх,
Бар эрониён-бар кунам рӯз талх.

Дигар баҳра бар сӯи Кобулситон,*[4]
Ба Кобул кашам хоки Зобулситон.*[5]

Севум баҳра бар сӯи Эрон барам,
Зи туркон бузургону шерон барам.

Зану кӯдаки хурду пиру ҷавон
Намонам, ки монад тане бо равон.

Бару буми Эрон намонам ба ҷой,
Ки на даст бодо аз эшон, на пой!

Кунун то кунам корҳоро басеч,
Шумо размй Эрон маҷӯед ҳеч».[6]

1. Л-ҳама.
2. Л-Диҳам, барнагирам аз он бум.
3. М-низ.
4. М-Зобулситон.
5. М-Якояк кашам хоки Кобулситон.
6. И-б. 839 нест.

Бигуфт ину дил пур зи кина бирафт,
Ҳаме бар танаш пӯст[1] гуфтӣ бикафт.

Ба лашкар чунин гуфт Ҳумони гурд,
Ки «Андеша аз дил[*2] бибояд[3] ситурд.

Ду[4] рӯз ин ҳама[*5] ранҷ бар тан ниҳем,
Ки дида ба кӯҳи Ҳамован ниҳем.

Набояд, ки эшон шабе бединг
Гурезон биронанд аз ин кӯҳу санг.

Кунун кӯҳу дашту дару рӯду роҳ
Саросар[6] шавад пурдурафши сипоҳ».

## ОМАДАНИ ХОҚОНИ ЧИН БА ҲАМОВАН

Чу Пирон ба наздики эшон расид,
Дару дашт пур[*7] сумми аспон бидид.[*8]

Ҷаҳон пурсаропардаву хайма буд,
Зада[*9] сурху зарду бунафшу кабуд.

Зи дебои чиниву аз парниён
Дурафше ба ҳар парда андар миён.

Фурӯ монду аз[10] кораш омад шигифт,
Басе бо дил андеша андаргирифт,

1. ИЛ-пӯст бар тан-ш.
2. М-дилҳо зи кина.
3. Л-дилҳо зи кина набояд.
4. Л-Се.
5. М-яке.
6. Л-Ҷаҳоне.
7. М-ҷуз.
8. М-надид.
9. М-рада.
10. Л-з-он.

Ки оё биҳишт аст ё базмгоҳ?
Сипеҳри барин аст ё чарху моҳ?

Биёмад ба наздики хоқони Чин
Пиёда, бибӯсид рӯи замин.

Чу хоқон бидидаш ба бар даргирифт,
Бимонд аз бару ёли Пирон шигифт.

Бипурсид бисёру бинвохташ,
Бари хеш бар тахт[1] биншохташ.

Бад-ӯ гуфт: «Бах, бах, ки бо[*2] паҳлавон
Нишастам чунин[*3] шоду равшанравон.

Бипурсид аз он пас, к-«Аз эронсипоҳ
Кӣ дорад нигину кӣ дорад кулоҳ?

Кадом аст ҷангиву гурдон киянд,
Нишаста бар ин кӯҳсар бар[*4] чиянд?».

Чунин дод посух, ки «Эй шаҳрёр,[5]
Анӯша бизӣ, то бувад рӯзгор.[6]

Дуруди ҷаҳонофарин бар ту бод,
Ки кардӣ ба пурсиш дили банда[*7] шод.

Ба бахти ту шодонаму тандуруст,
Равонам ҳаме хоки пои ту ҷуст.

1. ИЛ-наздик.
2. М-аё.
3. М-Ки он дам туро
4. М-он кӯҳ зи баҳри.
5. Л-бад-ӯ паҳлавон; И-ки эй паҳлавон.
6. ИЛ-ки бедордил бошу равшанравон.
7. М-пир.

К-аз эрониён он чи пурсид шоҳ,
На мӯҳру кулоҳ асту на тахтгоҳ.

Беандоза пайкор ҷустанду ҷанг,
Надид андар он кор[*1] ҷуз хорасанг.[2]

Чу беному бекому бетан шуданд,
Гурезон ба кӯҳи Ҳамован шуданд.

Сипаҳдор Тус аст марди далер,
Ба ҳомун натарсад зи пайкори шер.

Бузургон чу Гударзи Кашводагон,
Чу Геву чу Руҳҳоми озодагон -

Ба бахти сарафроз хоқони Чин
Сипаҳро набинад сипаҳбад ҷуз ин.

Ба ҳомун наёянд ҳангоми саф,
Надоранд ҷуз санги хоро ба каф».

Бад-ӯ гуфт хоқон, ки «Наздики ман
Бибошу биёвар яке анҷуман.

Як имрӯз бо коми дил май хӯрем,
Паи[*3] рӯзи ноомада нашмурем».

Биёрост хайма чу боғи баҳор,
Биҳишт аст гуфтӣ[4] ба рангу нигор.

1. М-Надиданд анҷом.
2. Л-Надиданд аз он кор ҷуз чора санг.
3. М-Ғами.
4. И-гӯӣ.

## РОЙ ЗАДАНИ ЭРОНИЁН ДАР КОРИ ХУД

Чу бар гунбади чарх шуд[1] офтоб,
Дили Тусу Гударз шуд пуршитоб,

Ки имрӯз туркон чаро хомушанд?
Ба рои дарун[*2] ё зи май беҳушанд?

Агар мустаманданд, агар шодмон,
Шудам дар гумон аз бади[*3] бадгумон.

Агаршон ба пайкор ёр омадаст,
Чунон дон, ки бад рӯзгор омадаст.

Ту эронсипаҳро ҳама кушта гир,
В-агар зинда, аз разм[4] баргашта гир.

Магар Рустам ояд бад-ин размгоҳ,
Ва гар на бад ояд ба мо з-ин сипоҳ.

Сутудон наёбем яксар, на гӯр,
Бикӯбанд сармон ба наъли сутур.

Бад-ӯ гуфт Гев: «Эй сипаҳдори шоҳ,
Чӣ будат, ки андеша кардӣ табоҳ?

К-аз андешаи бад сухан дигар аст,
Туро кирдгори ҷаҳон ёвар аст.

Ҷаҳонофаринро парастандаем,
Басе тухми некӣ парокандаем.

Ва дигар ба бахти ҷаҳондор шоҳ-
Худованди шамшеру тахту кулоҳ

1. ИЛ-рафт.
2. М-рой андаранд.
3. М-Шуд андар гумон ин дилам.
4. ИЛМ-ҷанг.

Надорад ҷаҳонофарин даст боз,
Ки ояд ба бадхоҳ моро ниёз.

Чу Рустам биёяд бар ин размгоҳ,
Сар ояд бадиҳо ҳама бар сипоҳ.

Набошад зи Яздон касе ноумед,
Агар шаб шавад рӯи рӯзи сапед.

Ба як рӯз, к-аз мо наҷустанд ҷанг,
Макун дил зи андеша бар хира танг.

Набастанд бар мо дари осмон,
Машав бадгумон аз бади бадгумон.

В-агар бахшиши кирдгори баланд
Чунон аст, к-ояд ба мо-бар газанд,

Бипарҳез аз[1] андешаи нобакор,
Зи мо барнагардад[2] бади рӯзгор.[3]

Яке канда созем пеши сипоҳ,
Чунон чун бувад расму оину роҳ.

Ҳама теғҳо ҷангро баркашем,
Ба ҷанг андароему душман кушем.

Бубинем, то чист оғозашон,
Бараҳна шавад бегумон розашон.

Аз Эрон биёяд ҳаме[4] огаҳӣ,
Дурахшон шавад шохи сарви саҳӣ».

---

1. Л-Ба тадбиру.
2. Л-На баргардад аз мо.
3. ТПЗЛ - Ки кори худой на корест хурд,
   Қазои набишта нашояд ситурд.
4. Л-яке.

## ОГОҲӢ ЁФТАНИ ГУДАРЗ АЗ ОМАДАНИ РУСТАМ

Сипаҳдор Гударз бар теғи кӯҳ
Баромад, бирафт аз миёни гурӯҳ.

Ба зорӣ хурӯш омад аз дидгоҳ,
Ки шуд кори гурдони Эрон табоҳ.

Чу хуршеди тобон зи гунбад бигашт,
Зи боло ҳаме сӯи Ховар гузашт.

Сӯи Бохтар гашт гетӣ зи гард,
Саросар ба сони шаби лоҷвард.

Шуд аз гард[1] хуршеди тобон бунафш
Зи бас пилу бар пушти пилон[2] дурафш.

Ғави дида бишнид Гударзу гуфт,
Ки «Ҷуз хоки тира надорам нуҳуфт.[3]

Рухаш гашт аз андӯҳ бар сони қир,
Чунон шуд, куҷо[4] хаста гардад ба тир.

Чунин гуфт, к-аз гардиши рӯзгор
Маро баҳра кин омаду корзор.

Зи гетӣ маро шӯрбахтист баҳр,
Пароканда бар ҷои тарёк заҳр.

Наберу писар доштам лашкаре,
Шуда номбардори ҳар кишваре.

Ба кини Сиёвуш ҳама кушта шуд,
Зи ман бахти бедор баргашта шуд.

1. ИЛ-хок.
2. И-пушти пилони ҷангӣ.
3. И-надорем ҷуфт.
4. И-чун ки ҷон.

Аз ин зиндагонӣ шудам ноумед,
Сияҳ шуд маро бахту рӯзи сапед.

Назодӣ маро кошкӣ модарам,
Нагаштӣ сипеҳри баланд аз барам».

Чунин гуфт бо дидабон паҳлавон,
Ки «Эй марди бинову равшанравон,

Нигаҳ кун ба Эрону туронсипоҳ,
Ки ояд касе сӯи ин размгоҳ?[1]

Дурафши сипаҳдори Эрон[2] куҷост,
Нигаҳ кун чапи лашкару[*3] дасти рост».

Бад-ӯ дидабон гуфт: «Аз ҳеч рӯй
Набинам ҳаме ҷунбишу ҷустуҷӯй.

Аз он сӯ ба тобу шитоб-андаранд,
В-аз ин сӯ ту гӯӣ ба хоб-андаранд».[4]

Аз ин гуфта[5] шуд паҳлавон пур зи дард,
Фурӯ рехт аз дидагон оби зард.

Бинолиду гуфт: «Аспро зин кунед,
Аз ин пас маро хишт болин кунед.

Шавам, пур кунам чашму оғӯшро,
Бигирам ба бар Геву Шедӯшро,

Ҳамон Бежани Геву Руҳҳомро,
Саворони ҷангии худкомро.

1. И-б. 935 нест; ЛМ-Ки ором доранд аз овардгоҳ.
2. И-Турон.
3. М-кард бояд.
4. ИЛ-б. 938 нест.
5. И-Зи фарзанд.

Ба падруд кардан рухи ҳар касе
Бибӯсам, зи мижгон биборам басе».

Ниҳоданд зин бар саманди чамон,
Хурӯш омад аз дида ҳам[1] дар замон,

Ки «Эй паҳлавони ҷаҳон, шод бош,
Зи дарду зи тимор[2] озод бош!

Ки аз роҳи Эрон яке тира гард
Баромад, к-аз ӯ рӯз шуд лоҷвард.

Фаровон дурафш аз миёни сипоҳ
Баромад ба кирдори тобанда моҳ

Ба пеш-андарун гургпайкар яке[3]
Яке моҳпайкар зи дур андаке.[4]*[5]

Дурафши дигар аждаҳо пайкараш,
Падид омаду шери заррин сараш».

Бад-ӯ гуфт Гударз: «Анӯша будӣ,
Зи дидори ту дур чашми[6] бадӣ.

Чу гуфторҳои ту ояд ба ҷой,
Бад- он сон[*7], ки гуфтӣ ба покиза рой,

Бубахшам-т чандон зи ҳар гуна ганҷ,
К-аз он пас ниёзат набошад ба ранҷ.

1. И-дидагоҳ.
2. И-тимору андӯҳ; Л-тимору дарду ғам.
3. ИМ-гургпайкар дурафш.
4. И-зарду бунафш.
5. М-дурафши бунафш.
6. Л-бодо.
7. М-Бар ин бар.

В-аз он пас чу рӯзе ба Эрон шавем,
Ба наздики шоҳи далерон шавем

Туро пеши тахташ барам ногаҳон,
Сарат барфарозам ба ҷоҳ аз[1] меҳон.[2]

Зи баҳри ман акнун аз ин дидагоҳ
Бирав сӯи солори эронсипоҳ.

Сухан ҳар чӣ дидӣ[*3] бад-эшон бигӯй,
Сабук бошу аз ҳар касе чора ҷӯй».

Бад-ӯ дидабон гуфт, к-«Аз дидагоҳ
Нашояд шудан пеши эронсипоҳ.[4]

Чу бинам, ки рӯи замин тор гашт,
Бад-ин дидагаҳ дида бекор гашт,

Ба кирдори симурғ аз ин дидагоҳ
Барам огаҳӣ сӯи[*5] эронсипоҳ».

Чунин гуфт бо дидабон паҳлавон,
Ки «Бедордил бошу[*6] равшанравон.

Дигарбора бингар зи кӯҳи баланд,
Ки эшон ба наздик то[*7] кай расанд?»

Чунин дод посух, ки «Фардо пагоҳ
Ба кӯҳи Ҳамован расанд он сипоҳ».[8]

---

1. Л-қадри.
2. И-б. 953,954 нест.
3. М-гуфтӣ.
4. И-б. 956, 957 нест.
5. М-Бибояд шудан пеши.
6. М-акнун нигаҳ кун ба.
7. М-наздики мо.
8. И-б. 961, 962 нест.

Чунон шод шуд з-он сухан паҳлавон,
Ки бечоншуда боз ёбад равон.

В-аз он рӯй Пирон ба кирдори гард
Ҳаме ронд лашкар ба дашти набард.

Саворе ба мужда[1] биёмад зи пеш,
Бигуфт, он куҷо рафта буд камму беш.

Чу бишнид Ҳумон бихандиду гуфт,
Ки «Шуд бегумон бахти бедор ҷуфт».

Хурӯше ба шодӣ зи туронсипоҳ
Ба бар андаромад аз он размгоҳ.

Бузургони Эрон пурандӯҳу[*2] дард,
Рухон зарду лабҳо шуда лоҷвард.

Ба андарз кардан ҳама ҳамгурӯҳ,
Пароканда гаштанд бар гирди кӯҳ.

Ба ҳар ҷой карда яке анҷуман,
Ҳама[*3] мӯя карданд бар хештан,

Ки зор ин далерони хусравнажод,
К-аз Эрон ба эшон нагиранд ёд.

Кунун гӯрҳо[*4] коми шерон бувад,
Замин пур зи хуни далерон бувад.

Сипаҳдор бо Бежани Гев гуфт,
Ки «Бархезу букшой роз аз нуҳуфт.

1. Л-набарда.
2. М-пур аз доғу
3. М-ҳаме.
4. М-кафанҳо кунун

Бирав то сари теғи кӯҳи баланд,
Бубин то киянду чиву чуну чанд?

Ҳаме бар кадомин раҳ ояд сипоҳ,
Кӣ дорад саропардаву тахтгоҳ?[1]

Бишуд Бежани Гев то теғи кӯҳ,
Баромад зи анбӯҳ дур аз гурӯҳ.

Ҳаме кард аз он кӯ ба ҳар сӯ нигоҳ
Дурафшу саворони пилу сипоҳ.

Биёмад ба сӯи сипаҳбад давон,
Пур аз дард дил, пур зи андӯҳ ҷон.[2]

Бад-ӯ гуфт: «Чандон сипоҳ асту пил,
Ки рӯи замин шуд ба кирдори[*3] нил.

Дурафшу синонро худ андоза нест,
Хур аз гард бар осмон тоза нест.

Агар бишмарӣ, нест андозу мар,
Ҳаме аз табира[4] шавад гӯш кар».

Сипаҳбад чу бишнид гуфтори ӯй,
Дилаш гашт пурдарду пуроб рӯй.

Сарони сипаҳро ҳама гирд кард,
Басе дарду[*5] тимори лашкар бих (в) ард.[6]

1. ИЛ-тахту гоҳ.
2. Л-Дил аз ғам пур аз дарду хаста равон; И-Дил аз ғам пур аз дарду тира равон.
3. М-гашт ҳамранги.
4. И-Аз овози аспон.
5. М-гурму.
6. Л-б. 983 нест.

Чунин гуфт, к-«Аз гардиши рӯзгор
Набинам ҳаме ҷуз ғами корзор.

Басе гаштам андар фарозу нишеб,
Наёмад ба рӯям аз ин сон ниҳеб,

Кунун чораи кор эдар якест,
Агарчи силеҳу[1] сипоҳ андакест.

Бисозему имшаб шабехун кунем,
Заминро зи хун рӯди Ҷайҳун кунем.

Агар кушта оем дар корзор,
Сипаҳбад бувад, чун бувад шаҳрёр.[2]

Нагӯянд беном гурде бимурд,
Магар зери хокам бибояд супурд».

Бад- ин ром шуд паҳлавон (у) сипоҳ,
Ҳар он кас, ки буд андар он размгоҳ.

Чу шуд рӯи гетӣ ба кирдори[3] қир,
На Ноҳид[4] пайдо, на Баҳрому Тир.

Сар аз бурҷи Моҳӣ баровард моҳ,
Бидаррид то ноф шаъри сиёҳ.

Биёмад дамон дидабон пеши Тус,
Давон гаштаву рӯй чун сандарус.

Чунин гуфт, к-«Эй паҳлавони сипоҳ,
Аз Эрон сипоҳ омад аз назди шоҳ».[5]

1. ИЛ-силоҳу.
2. Л-рӯзгор.
3. И-чу дарёи.
4. И-хуршед.
5. ТПЗ - Бидидам яке пайкари хубранг,
Миёншон яке аждаҳо тезчанг.

Сипаҳбад бихандид бо меҳтарон,
Ки «Эй номдорону кундоварон,[1]*[2]

Чу ёр омад акнун, наҷӯем ҷанг,
Гаҳе бо шитобему гаҳ бо диранг.

Ба нерӯи Яздон гави пилтан
Ба ёрӣ биёяд бад-ин анҷуман.

Зи туркон бароядҳама коми мо,
Барояд ба хуршед-бар номи мо».

Зи кори шабехун накарданд ёд,
Сипоҳу сипаҳбад ҳама гашт шод.[3]

Аз он дидабон гашт равшанравон,
Ҳама мужда доданд пиру ҷавон.

Талоя фиристод бар дашти ҷанг,
Хурӯш омад аз кӯҳу овои занг.

Ҳама шаб ба ёди ҷаҳонпаҳлавон
Ҳама шод гаштанду равшанравон.[4]

## РАФТАНИ ХОҚОНИ ЧИН БА ДИДАНИ ЛАШКАРИ ЭРОН

Чу хуршед бар чарх лашкар кашид,
Шаби тор[5] тозанда шуд нопадид.

1. ТПЗ - Чу бар бандагон кор гардад дароз,
Худованди гетӣ кушояд-ш боз.
2. М-фаррух сарон.
3. И-б. 998,999 нест; Л-б. 999 нест.
4. ИЛ-б. 1002 нест.
5. И-тира.

Яке анҷуман кард хоқони Чин
Бузургону гурдони Туронзамин.[*1]

Ба Пирон чунин гуфт, к-«Имрӯз ҷанг
Насозему рӯзе бибояд диранг.

Яке то сарафроз[*2] гарданкашон
Або ин саворони мардумкушон

Баросояд аз ранҷи роҳи дароз,
Ҳам аз тохтан дар нишебу фароз.[3]

Бубинем, к-эрониён бар чиянд?
Бад-ин размгоҳ-андарун бо киянд?»

Чунин гуфт Пирон, ки «Хоқони Чин
Хирадманд шоҳ аст боофарин.

Бар он ронад имрӯз, к-аш дил ҳавост,
Ки ӯ бар сипаҳ сар ба сар подшост».

Хурӯшидан омад зи пардасарой,
Ҳамон нолаи кӯс бо каррной.

Зи пилон ниҳоданд бар панҷ тахт,[*4]
Саросар зи дебои чиниш рахт.[*5]

Забарҷад нишонда ба тахт-андарун,[*6]
Зи дебои зарбафти пирӯзагун.

1. М-Ба дебо биёрост рӯи замин.
2. М-Ки то сарфарозону.
3. И-б. 1007 нест.
4. М-зин.
5. М-Биёрост лашкар ба дебои Чин.
6. М-сумин дарою.

Ба зарринситому ҷанохи[1] паланг,
Ба зарриндарою[*2] ҷарасҳову занг.

Зи афсар сари пилбон пурнигор,
Ҳама пок бо тавқу бо гӯшвор.

Ҳаво шуд зи бас парниёнӣ дурафш,
Чу бозори Чин зарду сурху бунафш.

Сипоҳӣ бирафт андар он дашти разм,
К-аз эшон ҳаме орзу хост базм,

Замин шуд ба кирдори чашми хурӯс,
Зи бас рангу ороишу ною[3] кӯс.

Бирафтанд шоҳону лашкар зи ҷой,
Ҳаво пур шуд аз нолаи каррной.

Синонҳо дурахшону ҷӯшон сипоҳ,
Шуда рӯи ҳомун[*4] зи лашкар[5] сиёҳ.

Чу аз дур Туси сипаҳбад бидид,
Сипаҳ он чӣ будаш рада,[6] баркашид.

Бубастанд гурдони Эрон миён,
Биёвард Гев ахтари ковиён,

Зи овардгаҳ то сари теғи кӯҳ
Аз эронсипаҳ буд гурӯҳогурӯҳ.

1. ЛМ-ҷуноҳи.
2. М-кишвар.
3. И-Аз он нолаи лашкару бӯқу.
4. М-ба саф.
5. И-кишвар саросар.
6. Л-сафе.

Чу Комусу Маншуру хоқони Чин,
Чу Беварду[*1] чун Шангули пешбин -

Назора ба кӯҳи Ҳамован шуданд,
На бар орзу пеши душман шуданд

Чу аз дур хоқони Чин бингарид,
Хурӯши саворони Эрон шунид,

Писанд омаду[*2] гуфт: «Инат сипоҳ,
Саворони мардафкану размхоҳ.

Сипаҳдор Пирон дигар гунагуфт,
Ҳунарҳои мардон нашояд нуҳуфт.

Сипаҳбад сари чоҳ пӯшад ба хор,
Бар ӯ асп тозад ба рӯзи шикор,

Аз он беҳ, ки бар хира рӯзи набард
Ҳунарҳои душман кунад зери гард.

Надидам саворону гарданкашон,
Ба гурдиву мардонагӣ з-ин нишон».

Бад-ӯ гуфт Пирон, к-«Аз андак сипоҳ
Нагиранд ёд андар ин размгоҳ».

Ба Пирон чунин гуфт хоқони Чин,
Ки «Акнун чӣ созем бар дашти кин?»

Бад-ӯ гуфт Пирон, ки «Роҳи дароз
Сипардиву дидӣ нишебу фароз.

Бимон, то се рӯз андар ин размгоҳ
Бибошему осуда гардад сипоҳ.

1. М-Фартусу.
2. М-омадаш.

Сипаҳро кунам з-ин сипас бар ду ним,
Сар омад кунун рӯзи пайкору[1] бим.

Битозед[2] шабгир то нимрӯз,
Набарда саворони гетифурӯз.

Ба ҷӯпину ханҷар ба гурзу камон
Ҳаме разм ҷӯянд бо бадгумон.

Дигар нимарӯзи дигар ҳамгурӯҳ
Бикӯшанд, то шаб барояд зи кӯҳ.

Шаби тира осудагонро ба ҷанг
Барам, то бар эшон шавад кор танг.

Намонем, к-ором гиранд ҳеч
Саворони мо*[3] бо шитобу[4] басеч».

Чунин гуфт Комус, к-«Ин рой нест,
Бад-ин мӯлиш-андар маро пой нест.

Бад-ин моя мардум, бад-ин гуна ҷанг
Чаро ҷуст бояд ба чандин диранг.

Бисозему якбора ҷанг оварем,
Бар эшон дару кӯҳ танг оварем.

Ба Эрон гузорем аз эдар сипоҳ,
Намонем тахту на тоҷу кулоҳ.[5]

Бару бум якбора вайрон кунем,
Ба коми далерону шерон кунем.

1. И-рӯз бо кому.
2. И-Бибошем; Л-Битозанд.
3. М-ман.
4. Л-сипоҳу; И-ман бо сипоҳу.
5. Л-на шоҳ.

Зану кӯдаки хурду пиру ҷавон,
На шоҳу куноранг, на[1] паҳлавон

Ба Эрон намонам бару буму ҷой,
На коху на айвону на чорпой.

Ба бад рӯз чандин чӣ бояд гузошт,
Ғаму дарди беҳуда тимор дошт?

Як имшаб кушода мадоред роҳ,
Ки эшон бароянд аз ин размгоҳ.

Чу боди сапедадамон бардамад,
Сипаҳ ҷумла бояд, ки андарчамад[2].

Дурафши маро бо сипаҳдори Ҳанд
Барорам бари рӯи кӯҳи баланд.[3]

Яке пушта бинӣ ба болои кӯҳ
Ту фардо зи гурдони эронгурӯҳ.

Бар он сон, к-аз эрониён сар ба сар
Набинанд аз ин пас магар мӯягар».

Бад-ӯ гуфт хоқон: «Ҷуз ин рой нест,
Ба гетӣ чун ӯ лашкаророй нест».

Ҳама номдорон бар ин ҳамсухун,
Ки Комуси шерафкан афканд бун.

Бигуфтанд в-аз ҷой бархостанд,
Ҳама шаб ҳаме лашкар оростанд.

1. Л-кунорангу.
2. Л-эдар.
3. ИЛ-б. 1052 нест.

## РАСИДАНИ ФАРИБУРЗ БА КӮҲИ ҲАМОВАН

Чу хуршед бар кишвари лоҷвард[1]
Саропардае зад зи дебои зард.

Хурӯше баланд омад аз[*2] дидагоҳ
Ба Гударз, к-«Эй паҳлавони сипоҳ!

Сипоҳ омаду роҳ наздик шуд,
Зи гарди сипаҳ рӯз торик шуд».

Биҷунбид Гударз аз[*3] ҷои хеш,
Биёвард пӯянда болои хеш.[4]

Сӯи гарди торик бинҳод рӯй,
Ҳаме шуд халидадилу роҳҷӯй.

Биёмад чу наздики эшон расид,
Дурафши сипаҳбад Фарибурз[*5] дид,

Ки ӯ буд аз эронсипаҳ пешрав,
Писандидаву хешу солори нав.

Пиёда шуд аз асп Гударзи пир,
Ҳама[6] лашкарафрӯзи донишпазир.

Гирифтанд мар якдигар дар канор,
Биборид Гударз хун бар канор.

Фарибурз гуфт: «Эй сипаҳдори пир,
Ҳамеша ба ҷанг-андарун ногузир.

---

1. Л-ложвард.
2. М-баромад аз он.
3. М-бар
4. ТПЗЛ - Нишаст аз бари бораи раҳнамой,
   Барангехт бар сони оташ зи ҷой.
5. М-Фарибурзи Ковус.
6. ИЛМ-Ҳамон.

Зи кини[*1] Сиёвуш ту дорӣ зиён,[2]
Дареғо,[3] саворони гударзиён.

Аз эшон туро мужда[4] бисёр бод,
Сари бахти душман нагунсор бод!

Сипос аз Худованди хуршеду моҳ,
Ки дидам туро зинда бар ҷойгоҳ».

Аз эшон биборид Гударз хун,
Ки буданд хуфта[*5] ба хок-андарун.

Бад-ӯ гуфт: «Бингар, ки аз бахти бад
Ҳаме ҳар замон бар сарам бад расад.

Аз ин ҷанг пуру набера намонд,
Сипоҳу дурафшу табира намонд.

Фаромуш шудам кори он корзор,
Кунун аст разму кунун аст кор.

Сипоҳ аст чандон бар он дашту роғ,
Ки з-эшон замин гашта[6] чун парри зоғ.

Ҳама лашкари Тус бо ин сипоҳ
Чу гови сапед асту мӯи сиёҳ.[7]

Зи Чину зи Суқлобу аз Ҳинду Рум,
Зи вайрона гетиву обод бум

1. М-хуни.
2. И-нишон.
3. И-дареғ аз.
4. Л-музд.
5. М-кушта.
6. ЛМ-рӯи замин гашт.
7. Л-Чу абри сиёҳ аст бар чарх моҳ.

Ҳамоно, намондаст як ҷонвар,
Ки бар ҷанги мо барнабаста камар.

Кунун то нагӯӣ, ки Рустам куҷост,
Зи ғамҳо нагардад маро пушт рост».

Фарибурз гуфт: «Ӯ пас аз ман зи ҷой
Биёяд, набудаш ба ҷуз разм рой.

Шаби тираро то сапедадамон
Биёяд, наҷӯяд ба раҳ-бар замон.

Кунун ман куҷо гирам оромгоҳ,
Куҷо ронам ин хормоя сипоҳ?»

Бад-ӯ гуфт Гударз: «Рустам чӣ гуфт?
Ки гуфтори ӯро нашояд нуҳуфт».

Фарибурз гуфт: «Эй гаронмоя[1] мард,
Таҳамтан нафармуд моро набард.

Бибошед, - гуфт, - андар он размгоҳ,
Набояд шудан пеши рӯи сипоҳ.

Бибояд бар он размгоҳ орамид,
Яке то дурафши ман ояд падид».

Ҳаме рафту*[2] Гударз бо ӯ бирафт,
Ба роҳи Ҳамован хиромид тафт.

## РОЙ ЗАДАНИ ПИРОН БО ХОҚОНИ ЧИН

Чу лашкар падид омад аз дидагоҳ,
Бишуд дидабон назди туронсипоҳ.

1. И-чҳондида.
2. М-Бирафт ӯву.

Ба Пирон чунин гуфт пас дидабон,
Ки «Бар ҷанг бандед яксар миён,[1]

К-аз Эрон яке лашкар омад зи дашт,
Аз он рӯй сӯи[*2] Ҳамован гузашт».

Сипаҳбад бишуд пеши хоқони Чин,
Ки «Омад сипоҳе аз Эронзамин.

Надонам, ки чанд асту солор кист?
Чӣ созему дармони ин кор чист?».

Бад-ӯ гуфт Комуси ҷангозмой:
«Ба ҷое ки меҳтар ту бошӣ ба пой.

Бузургони даргоҳи Афросиёб,
Сипоҳе ба кирдори дарёи Об -

Ту дорӣ, чӣ кардӣ дар ин панҷ моҳ
Бар ин дашт бо хормоя сипоҳ?

Кунун чун замин сар ба сар лашкар аст,
Чу хоқону Маншур чун ман сар аст,

Бимон, то ҳунарҳо падид оварем,
Ту дар бастаӣ, мо калид оварем.[3]

Гар аз Кобулу Зобулу марзи Ҳинд
Шавад рӯи гетӣ чу чинипаринд.

Ҳамоно ба танҳо чу ман кас наянд,
Нагӯӣ, ки эрониён худ киянд.

1. И-б. 1089 нест.
2. М-сӯи кӯҳи
3. И-б. 1097 нест.

Ту тарсонӣ аз Рустами номдор,
Нахустин аз ӯ ман барорам димор.

Гараш як замон андарорам ба дом,
Намонам, ки монад ба гетиш ном.

Ту аз лашкари Систон хастаӣ,
Дили хеш дар ҷангашон бастаӣ.

Яке бор дасти ман андар набард,
Нигаҳ кун, чу[1] бархезад аз дашт гард.

Бидонӣ, ки андар ҷаҳон мард кист,
Далерон кадоманду пархош[2] чист.

Бад-ӯ гуфт Пирон: «Анӯша бадӣ
Ҳамеша зи ту дур дасти бадӣ.

Ҳама ҳар чи гуфтӣ, ҳамон боду бас,
Мабодо ҳамоварди ту ҳеч кас».[3]

Ба Пирон чунин гуфт хоқони Чин,
Ки «Комусро роҳ додӣ ба кин.

Ба кирдор пеш оварад ҳар чи гуфт,
Ки бо кӯҳ ёр асту бо пил ҷуфт.

Аз эрониён нест чандин сухун,
Дили ҷангҷӯён чунин бад макун.

Ба Эрон намонам яке сарфароз,
Барорем гард аз нишебу фароз.

1. К-ки.
2. ИЛ-пайкор.
3. ИЛ-б. 1106 нест.

Ҳар он кас, ки ҳастанд бо ҷоҳу об,
Фиристам ба наздики Афросиёб.

Ҳама пой карда ба банди гарон,
В-аз эшон фаровон бурида сарон.

Ба Эрон намонем барги дарахт,
На шоҳу на гоҳу на тоҷу на тахт».

Бихандид Пирону кард офарин,
Бар он номдорону хоқони Чин.

Ба лашкаргаҳ омад шуда шодмон,
Бирафтанд гурдон ҳам андар замон.

Чу Ҳумону Лаҳҳоку Фаршедвард,
Бузургону шерони рӯзи набард

Бигуфтанд, к-омад зи Эрон сипоҳ
Яке пешрав бо дурафши сиёҳ.

Зи корогаҳон номдоре дамон
Бирафту биёмад ҳам андар замон.

Фарибурзи Ковус, - гӯянд, - ҳаст
Сипоҳе[*1] сарафрози хусравпараст.

Чунин гуфт Пирон ба Ҳумони гурд,
Ки «Бояд зи рӯи дил андеша бурд.[2]

Чу Рустам набошад, аз ӯ бок нест,
Дами ӯ бар ин заҳр тарёк нест.

1. М-Саворе.
2. И-б. 1120 нест:
ТПЗ- Ба ҳарчанд, к-ояд аз Эрон сипоҳ
Бари Геву Тус андар ин размгоҳ.

Або он, ки Комус рӯзи набард
Ҳаме пилтанро надорад ба мард.

Мабодо, ки ӯ дорад эдар[1] ба ҷанг,
В-агар чанд Комус бошад наҳанг».

Бад-ӯ гуфт Ҳумон, ки «Эй паҳлавон,
Чӣ дорӣ ба андеша тира равон.[2]

На Рустам, на аз Систон лашкар аст,
Фарибурзро хоку хун эдар аст».

Чунин гуфт Пирон, ки «Аз тахту гоҳ
Шудам дуру безорам аз ҳуру моҳ,

Ки чун ман шунидам, к-аз Эрон сипоҳ
Хиромиду омад бад-ин размгоҳ.

Бишуд мағзу ҷону сарам пур зи дард,
Баровардам аз дил яке боди сард».

Бад-ӯ гуфт Гулбод, к-«Он дард чист?
Чаро бояд аз Тусу Рустам гирист?

Зи бас гурзу шамшеру[*3] пилу сипоҳ,
Миён - андарун бодро нест роҳ.

Чӣ эрониён пеши мо - дар,[4] чӣ хок,
Зи Кайхусраву Тусу Рустам чӣ бок?»

Пароканда гаштанд аз он ҷойгоҳ,
Сӯи хаймаи хеш ҷустанд роҳ.

1. Л- андар ояд.
2. ИЛ-б. 1124 нест.
3. М-теғу ҷӯпину.
4. И-мову.

В-аз он пас[*1] чу огоҳӣ омад ба Тӯс,
Ки шуд рӯи кишвар пуровои кӯс,

Аз Эрон биёмад гави пилтан,
Фарибурзи Ковусу он анҷуман.

Бифармуд, то баркашиданд кӯс,[2]
Зи гарди сипаҳ гашт кӯҳ обнӯс.[3]

Зи кӯҳи Ҳамован баромад хурӯш,
Замин омад аз бонги аспон ба ҷӯш.

Сипаҳбад бар эшон забон баркушод,
Зи Мозандарон кард бисёр ёд,

Ки бо дев дар ҷанг Рустам чӣ кард,
Бар эшон чӣ овард рӯзи набард.

Сипоҳ офарин хонд[*4] бар паҳлавон,
Ки бедордил бошу равшанравон.

Бад-ин мужда гар ҷон фишонам, равост,
Ки ин мужда осоиши[5] ҷони мост.

Кунун чун Таҳамтан биёяд ба ҷанг,
Надоранд по ин сипаҳ бо наҳанг.

Якояк бар ин кӯҳ разме кунем,
Ки ин нанг аз эрониён бифканем.

1. М-сӯ.
2. И-ной.
3. И-Чи овои кӯсу чи аз каррной.
4. М-кард.
5. ИЛ-ороиши.

Дурафши сарафроз хоқону тоҷ,
Сипарҳои[*1] заррину он тахти оҷ,

Ҳамон афсари пилбонон ба зар,
Ҳамон тавқи заррину зарринкамар,

Ҳамон занги заррину заррин ҷарас,
Ки андар ҷаҳон он надидаст кас.

Ҳамон чатр, к-аз думми товуси нар
Бар ӯ бофта чанд гуна гуҳар.

Ҷуз ин низ[2] чандон[3] ба чанг оварем,
Чу ҷонро бикӯшему ҷанг оварем.

Ба лашкар чунин гуфт бедор Тӯс,
Ки «Ҳам бо ҳаросему ҳам бо фусӯс.

Ҳама домани кӯҳ пурлашкар аст,
Сари номдорон ба дом андар аст.

Чу Рустам биёяд, накӯҳиш кунад,
Магар, к-ин суханро пижӯҳиш кунад,

Ки чун мурғи парбаста будӣ ба дом,
Ҳама[4] кор нокому пайкор хом.

Сипаҳбад ҳамон буду лашкар ҳамон,
Касеро надидам зи гурдон дамон.[5]

1. Ҳамон тавқи.
2. Л-Чатр.
3. ИМ-чанде.
4. Л-Ҳамон.
5. ТПЗМ- Аз ин пеш, к-ояд Таҳамтан ба ҷанг,
Биҷӯем ному бишӯем нанг.

Яке ҳамла созем чун шери нар,
Шаванд аз буну кӯҳ з-он сӯ магар».[1]

Сипаҳ гуфт, к-ин бартарӣ худ маҷӯй,
Сухан з-ин нишон ҳеч гуна маҷӯй.

Аз ин кӯҳ[2] кас пештар нагзарад,
Магар Рустам ин размгаҳ бингарад.

Бибошем бар пеши яздон ба пой,
Ки ӯяст бар некуӣ раҳнамой.

Ба фармони дорандаи ҳуру моҳ
Таҳамтан биёяд бар ин размгоҳ.

Чӣ дорӣ нажанд[3] ахтари хешро,
Дирам бахшу динор дарвешро.

Ба шодӣ зи гурдони эронгурӯҳ
Хурӯшидан омад зи болои кӯҳ.

Бирафтанд шодон сӯи ҷои хеш,
Ҳама шаб ҳаме буд бо рои хеш.[4]

## РАЗМ КАРДАНИ ГЕВ ВА ТУС БО КОМУС

Чу хуршед зад панҷа бар пушти гов,
Зи ҳомун баромад хурӯши чаков.

Зи даргоҳи Комус бархост ғав,
Ки ӯ буд мардафкану[5] пешрав.

1. И-б. 1153 нест.
2. ИЛ-Аз ин гуна.
3. Л-баланд.
4. И-б. 1160 нест.
5. И-шерафкану.

Сипоҳ анҷуман карду ҷавшан бидод,
Дилаш пур зи разму сараш пур зи бод.

Зиреҳ буд бар тан-ш пироҳанаш,
Кулаҳ-тарг буду қабо-ҷавшанаш.

Зи гарданкашон лашкаре баргузид,
Зи пӯлоду[1] оҳан шуда нопадид.

Биёмад падидор гарди сипоҳ,
Зи шамшеру ҷавшан надиданд роҳ.

Ба Эрон хурӯш омад аз дидагоҳ,
К-аз ин рӯй танг-андар омад сипоҳ.

Дурафши сипаҳбад гави пилтан
Падид омад андар паси анҷуман.[2]

В-аз ин рӯй, - гуфтӣ,[3] - зи туронсипоҳ
Ҳаво гашт бар сони абри сиёҳ.

Сипаҳбад саворе чу як лахти кӯҳ
Замин гашт аз сумми аспаш[4] сутӯҳ.

Яке гурз ҳамчун сари говмеш,
Сипоҳ аз пасу найзадорон-ш пеш

Ниҳода мар он гурз бар ёлу кифт,
Сазад, гар бимонӣ аз ӯ дар шигифт.

В-аз ин рӯй эронсипаҳдор Тус
Ба абр андаровард овои кӯс.

1. Л-Ба дебову; ИМ-Зи дебову.
2. И-б. 1168 нест.
3. Л-рӯи гетӣ.
4. Л-наъли аспон.

Хурӯшидани дидабон паҳлавон
Чу бишнид, шуд шоду равшанравон.

1175 Зи наздики Гударзи Кашвод тафт
Саворе ба назди Фарибурз рафт,

Ки туронсипаҳ[1] сӯи ҷанг омаданд,
Рада[2] баркашиданду танг омаданд.

Набояд, ки анбӯҳ бар мо зананд,
Пароканда моро зи бун баркананд.[3]

Чунон[4] кун, ки аз гавҳари ту сазост,
Ки ту меҳтариву падар подшост,

Ки гарди Таҳамтан баромад зи роҳ,
Ҳам акнун биёяд бад-ин размгоҳ.

1180 Фарибурз бо лашкари гурди нев
Биёмад, бипайваст бо Тусу[5] Гев.

Бари кӯҳ лашкар биёростанд,
Дурафши хуҷаста биперостанд.

Чу бо майсара рост шуд маймана,
Ҳамон соқаву қалбу ҷои буна.

Баромад хурӯшидани каррной,
Сипаҳ чун сипеҳр андаромад зи ҷой.

Чу Комус танг андаромад ба ҷанг,
Ба ҳомун набудаш замоне диранг.

1. И-туронмеҳон.
2. И-Сипаҳ.
3. ИЛ-б. 1177 нест.
4. ИЛ-Ту он.
5. И-Бипайваст бо Тусу Гударзу.

Сипаҳро ба кирдори дарёи Об,
Ки аз кӯҳ фуруд ояд андар шитоб.

Биёвард, пеши Ҳамован расид,[*1]
Ҳаво нилгун шуд, замин нопадид.

Чу наздик шуд, сар сӯи кӯҳ кард,
Пур аз ханда рух сӯи анбӯҳ кард,

Ки «Эрониёнро гаҳи корзор
Ҳамовард номард будӣ ба кор.

Кунун лашкари гашну[*2] кундовар аст,
На Пирону Ҳумону он лашкар аст.

Кӣ доранд аз эронсипаҳ ҷангҷӯй,
Ки бо ман бурун андароранд рӯй?

В-аз он пас бад-он кӯҳ овоз кард,
Ки «Эй шермардони рӯзи набард,[3*4]

Бубинед болову бурзи маро,
Бару бозуву теғу[5] гурзи маро».

Чу бишнид Гев ин сухан, бардамид,
Барошуфту теғ аз миён баркашид.

Чу наздиктар шуд, ба Комус гуфт,
Ки «Инро магар жандапил аст ҷуфт».

Камон баркашиду ба зеҳ барниҳод,
Зи Яздони некидиҳиш кард ёд.

1. М-кашид.
2. М-тезу.
3. ИЛ-б. 1191 нест.
4. М-б. 1191 нест.
5. И-Ҳамон теғу кӯполу.

Ба Комус-бар тирборон гирифт,
Камонро чу абри баҳорон гирифт.

Чу Комус дасту кушодаш бидид,
Ба зери сипар кард сар нопадид.

Ба найза баромад ба кирдори карг,
Ҳаво пур зи гарду замин пур зи марг.[*1]

Чу омад ба наздики бадхоҳ ӯй,
Яке найза зад бар камаргоҳи ӯй.[2]

Чу шуд Гев ҷунбон ба зин-андарун
Аз он оҳанӣ найзаи обгун.

Сабук теғро баркашид аз ниём,
Хурӯшиду ҷӯшиду баргуфт ном.

Ба пеши савор андаромад дижам,
Бизад теғу шуд найзаи ӯ қалам.

Зи қалби сипаҳ Тус чун бингарид,
Ғамӣ шуд чу ҷангӣ далерон бидид.

Бидонист, к-он марди Комус нест,
Чунон найзавар мард ҷуз Тус нест.

Хурӯшон баромад[3] зи қалби сипоҳ,
Ба ёрӣ бари Гев шуд кинахоҳ.

1. М-Замин пур зи мурда, ҳаво пуртагарг.
2. Бизад бар камаргоҳи Гев аз ниҳеб,
   Бурун омадаш ҳарду по аз рикеб.
   Чунон шуд синон аз камарбанди ӯй,
   Ки мехост бугсист пайванди ӯй.
3. Л-биёмад.

Инонро бупечид Комус танг,
Миёни ду гурд андаромад ба ҷанг.

Бизад теғ бар гардани[*1] аспи Тус,
Ки шуд рӯи солор чун обнус.[2*3]

Бияфтод аспу бичаст он далер,
Биистод бар сони ғуррандашер.[4]

Ба найза пиёда[5] ба овардгоҳ
Ҳаме гашт бо ӯ ба[6] пеши сипоҳ.

Ду гурди гаронмояву як савор
Кашонӣ[7] нашуд сер аз он корзор.

Бар ин гуна то тира шуд ҷои ҳур,
Ҳаме буд бар дашт ҳар гуна шӯр.

Чу шуд дашт бар гунаи обнӯс,
Пароканда гаштанд Комусу Тус.

Сӯи хайма рафтанд ҳар ду гурӯҳ,
Яке сӯи дашту яке сӯи кӯҳ.

## РАСИДАНИ РУСТАМ НАЗДИ ЭРОНИЁН

Чу гардун тиҳӣ шуд зи хуршеду моҳ,
Талоя баромад зи ҳарду сипоҳ.

---

1. М-Яке найза зад бар сари.
2. ИЛ-б. 1207 нест.
3. М-Баромад зи эронсипаҳ бӯқу кӯс.
4. ЛМ - Нахуст аспи Туси диловар бимонд,
   Сипаҳбад бар ӯ номи Яздон бихонд.
5. И-аз он пас.
6. И-Пиёда ҳамегашт.
7. И-Яке тан.

Аз он дидагаҳ дида букшод лаб,
Ки шуд дашт пургарду[1] торик шаб.

Пур аз гуфтугӯй аст ҳомуну роғ,
Миёни ялон низ чандин чароғ.

Ҳамоно, ки омад гави пилтан
Дамону зи Зобул яке анҷуман.

Чу бишнид Гударзу Кашвод тафт,
Шаби тира аз кӯҳи хоро бирафт.

Падид омад он аждаҳофаш дурафш,
Шаби тираву рӯи гетӣ бунафш.[2]

Пиёда шуд аз асп Рустам ҳамон,
Пиёда биёмад чу боди дамон.

Гирифтанд мар якдигарро канор,
Хурӯше баромад зи ҳар ду ба зор.

Аз он номдорони гударзиён
В-аз он суд ҷустан, ки омад зиён.[3]

Бад-ӯ гуфт Гударз, к-«Эй паҳлавон,
Ҳушивору ҷангиву равшанравон!

Ҳаме тоҷу тахт аз ту гирад фурӯғ,
Сухан ҳар чӣ гӯӣ, набошад дурӯғ.

---

1. ИЛ-пурхоку.
2. ТПЗИЛ - Чу Гударз рӯи Таҳамтан бидид,
Шуд аз оби дида рухаш нопадид.
3. ТПЗЛ - Ки ҳам хеш буданд аз дер боз,
Ки домоди ӯ буд гави сарфароз.
Ҳамон Бежан аз духтари пилтан
Гаве буд сарафроз дар анҷуман.

Ту эрниёнро зи мому падар
Беҳию зи тахту зи ганҷу гуҳар.[1]

Чунонем бе ту, ки моҳӣ ба хок
Ба санг - андарун сар, тан андар мағок.[2]

Чу дидам ман ин хуб чеҳри туро,
Ҳам ин пурсиши гарму меҳри туро.

Маро сӯги он арҷмандон намонд,
Ба бахти ту ҷуз рӯи хандон намонд».

Бад-ӯ гуфт Рустам, ки «Дил шод дор,
Зи ҳар бад тани меҳтар[3] озод дор,

Ки гетӣ саросар фиреб асту ранҷ,
Сар ояд ҳаме, чун намояд-т ганҷ.[4]

Якеро ба бешӣ,[5] якеро ба танг,[6]
Якеро ба ному якеро ба нанг.

Ҳаме рафт бояд, к-аз ин чора нест,
Маро бадтар аз марг патёра нест.

Равони ту з-он дард бедард бод,
Ҳама[7] рафтани мо ба овард бод!»

---

1. ТПЗЛ - В-аз инҳо ҳама меҳтару беҳтарӣ,
Ки бе ту мабодо сару сарварӣ*.
Фузунӣ ту, эй паҳлавони замин,
Зи пилону шерон ба ҳангоми кин.
* Л-танҳо б. аввал мавҷуд аст.
2. ТПЗ - Ту аз дидаву дил гиромитарӣ,
Зи номоварон низ номитарӣ.
3. И-гетӣ тани хеш.
4. И-б. 1230 нест.
5. И-шодӣ.
6. ИМ-чанг.
7. И-Ҳамон.

Аз он пас чу огоҳ шуд Тусу Гев
В-аз Эрон набарда саворони нев,

Ки Рустам ба кӯҳи Ҳамован расид,
Мар ӯро ҷаҳондида Гударз дид.

Бирафтанд чун бод гурдон зи ҷой,
Хурӯш омаду нолаи каррной.[1]

Сипоҳу сипаҳбад пиёда шуданд,
Миёнбаставу дилкушода шуданд.[2]

Хурӯше баромад зи лашкар бадард
Аз он куштагон зери хоки набард.

Дили Рустам аз дарди эшон бихаст,
Ба наввӣ ба кина миёнро бубаст.[3]

Бинолид аз он пас зи дарди сипоҳ,
Чу огаҳ шуд аз кори овардгоҳ.

Басе пандҳо дод, гуфт: «Эй сарон,
Ба пеш омад имрӯз разми гарон.

Чунин аст оғозу анҷоми[4] разм,
Якерост мотам, якерост[5] базм».

---

1. ТПЗИЛ - Чу омад дурафши сипаҳбад падид,
Шаби тира Рустам ба лашкар расид*.
* Л-лашкар ба Рустам.
2. ТПЗ - Ба фарёд гуфтанд, к-эй паҳлавон,
Ба фарёди лашкар бирас, то тавон.
Ҳама дашт оғушта аз хуни мост,
Ҷаҳон тира аз бахти вожуни мост.
Намонда зи гударзиён зинда кас,
Ту акнун сипаҳро ба фарёд рас.
3. Л-б. 1239 нест.
4. Л-Фарҷом.
5. ИЛ-Хиромаш камон асту шамшер.

Саропарда зад гурди гетифурӯз,
Паси пушти ӯ лашкари Нимрӯз.

Ба кӯҳ-андарун хаймаҳо сохтанд,
Дурафши сипаҳбад барафрохтанд.[1]

Нишаст аз бари тахт-бар пилтан,
Ҳама номдорон[*2] шуданд анҷуман.

Ба[*3] як даст биншаст Гударзу Гев,
Ба дасти дигар Тусу гурдони нев.

Фурӯзон яке шамъ бинҳод пеш,
Сухан ронд ҳар гуна аз камму беш.

Зи кори бузургону ҷангу сипоҳ,
Зи тобанда хуршеду рахшанда моҳ.

Фаровон аз он лашкари бешумор
Бигуфтанд бо паҳлави[4] номдор.

Зи Комусу Шангул, зи хоқони Чин,
Зи Маншуру гурдони Туронзамин.

Зи Комус худ ҷои гуфтор нест,
Ки моро бад-ӯ роҳи дидор нест.

Дарахтест, бораш ҳама гурзу теғ,
Ки гар бар сараш[*5] санг борад зи меғ,

1. ТПЗ- Ниҳоданд дар пеш тахте зи оҷ,
Ба ороиши тахт курсии соҷ.
2. М-Бузургони лашкар.
3. М-Зи.
4. Л-Рустами.
5. М-Натарсад агар.

Зи пилони ҷангӣ начӯяд гурез,
Сараш пур зи кина, дилаш пурситез.

Зи Маншур худ бар замин ҷой нест,
Чу гурд ӯ яке лашкаророй нест.

Аз ин кӯҳ то пеши дарёи Шаҳд
Дурафшу сипоҳ асту пилону маҳд.

Зи таргу зи ҷавшан худ андоза нест,
Бад-ин дашт як марди рухтоза нест.

Ҳама дашт хиргоҳу пардасарой
Зи дебои Чин аст карда ба пой.

Агар сӯи мо паҳлавони сипоҳ
Накардӣ гузар, кор будӣ табоҳ.

Сипос аз Худованди пирӯзгар,
Ки овардамон ранҷу сахтӣ ба сар.

Тани мо ба ту зинда шуд бегумон,
Набуд ҳеч касро умеди замон.

В-аз он куштагон як замон паҳлавон
Ғамӣ гашту гирёну тираравон.

В-аз он пас чунин гуфт, к-«Аз чарху моҳ
Бубин,[1] то сари тирахоки сиёҳ.

Ҳама гурму дард асту[2] тимору ранҷ,
Бар ин аст расми сарои сипанҷ.

Чунин аст кирдори гардонсипеҳр,
Гаҳе ҷангу заҳр асту гаҳ нӯшу меҳр.

1. И-Бирав.
2. ИМ-набинӣ магар гурму.

Агар кушта, гар мурда, ҳам бугзарем,
Сазад, гар ба чуну чаро нангарем.

Чунон рафт бояд, ки ояд замон,
Машав тез бо гардиши осмон.

Ҷаҳондори пирӯзгар[1] ёр бод,
Сари бахти душман нагунсор бод!

Аз ин пас ҳама кина боз оварем,
Ҷаҳонро[*2] бар эшон ниёз оварем».

Бузургон бар ӯ хонданд офарин,
Ки бо афсару теғу тоҷу нигин

Ҳамеша бизӣ номбардору шод,
Дари шоҳи пирӯз бе ту мабод!

## ЛАШКАР ОРОСТАНИ ТУРОНИЁН ВА ЭРОНИЁН

Чу аз кӯҳ бифрӯхт гетифурӯз,
Ду зулфи шаби тира бигрифт рӯз.

Аз он чодари қир берун кашид,
Ба дандон лаби моҳ дар хун кашид.

Табира баромад зи пардасарой,[3]
Бирафтанд гурдони лашкар зи ҷой.

Сипаҳдор Ҳумон ба пеши сипоҳ
Биёмад ҳаме кард ҳар сӯ нигоҳ.

1. И-фирӯзгар.
2. М-ҷаҳоне.
3. ИЛ-ҳар ду сарой.

Ки эрониёнро кӣ ёр омадаст?
Ки хиргоҳу хайма ба кор омадаст?»

Зи пирӯзадебо саропарда дид,
Фаровон ба гирд-андарун[1] парда дид.

Дурафшу синони сипаҳбад ба пеш
Ҳамон гардиши ахтар омад ба пеш.

Саропардае дид дигар сиёҳ,
Дурафше дурахшон ба кирдори моҳ.

Фарибурзи Ковус бо пилу кӯс
Фаровон зада хайма наздики Тус.

Биёмад, ба Пирон пур аз ғам бигуфт,
Ки «Шуд рӯз бо ранҷи бисёр ҷуфт.

Аз Эрон деҳу дору бонги хурӯш
Фаровон зи ҳар шаб фузун буд дӯш.

Ба танҳо бирафтам зи хайма пагоҳ,
Ба лашкар ба ҳар ҷой кардам нигоҳ.

Аз Эрон фаровон сипоҳ омадаст,
Ба ёрӣ бар ин размгоҳ омадаст.[2]

Зи дебо яке сабз парда сарой,
Яке аждаҳофаш дурафше ба пой.

Сипоҳе ба гирд-андараш зобулӣ,[3]
Сипардору бо ханҷари кобулӣ.

1. Л-гирдаш дарун.
2. И-б. 1283 нест.
3. И-зовулӣ.

Гумонам, ки Рустам зи наздики шоҳ
Ба ёрӣ биёмад бар ин размгоҳ».

Бад-ӯ гуфт Пирон, ки «Бад рӯзгор,
Агар Рустам ояд бар ин корзор,[1]

На Комус монад, на хоқони Чин,
На Шангул, на гурдони Туронзамин».

Ҳамон гаҳ[2] зи лашкаргаҳ андаркашид[3],
Биёмад, сипаҳро ҳама бингарид.

В-аз он ҷо дамон пеши[4] Комус шуд,
Ба наздики Маншуру Фартус шуд,[5]

Ки «Шабгир аз эдар бирафтам пагоҳ,
Бигаштам ҳама гирди эронсипоҳ.

Ба ёрӣ фаровон сипоҳ омадаст,
Басе номвар кинахоҳ омадаст.

Гумонам, ки он Рустами пилтан,
Ки гуфтам ҳаме пеши ин анҷуман,

Ба ёрӣ биёмад кунун кинахоҳ
Зи наздикии[*6] шоҳи эронсипоҳ».

Бад-ӯ гуфт Комус, к-«Эй пурхирад,
Дилат яксар андешаи бад барад.

---

1. Л-б. 1287 нест:
   ТПЗ- Чунон дон, ки дигар набошем шод,
   Гар ин ҷо пагоҳ ояд он девзод.
2. Л-Ҳамоно.
3. Л-эдар.
4. И-сӯи.
5. ТПЗЛ - Чунин гуфт Пирон ба Комуси гурд,
   Ки эй номбардори ҷангӣ на хурд.
6. М-Бирафт аз дари.

Чунон дон, ки Кайхусрав омад ба ҷанг,
Макун хира дилро бад-ин кор танг.

Зи Рустам чӣронӣ ту чандин сухун?
Зи Зобулситон ёд ҳаргиз макун.[1]

Дурафши маро гар бубинад ба ҷанг,
Дилаш мотам орад ба ҳангоми ҷанг.[*2]

Бирав, лашкар орою баркаш сипоҳ,
Дурафш андаровар ба овардгоҳ.

Чу ман бо сипоҳ андароям ба ҷанг,
Набояд, ки бошад шуморо[3] диранг.

Бубинӣ ту пайкори мардон кунун,
Шавад дашт яксар чу дарёи хун.[4]

Дили паҳлавон з-он сухан шод гашт,
Зи андешаи Рустам озод гашт.

Биёмад дили шоду рои дуруст,
Равонро ба оби далерӣ бишуст.

Сипаҳро ҳама таргу ҷавшан бидод,
Ҳаме кард гуфтори Комус ёд.

В-аз он ҷойгаҳ пеши[5] хоқони Чин
Биёмад, бибӯсид рӯи замин.

---

1. ТПЛ - Ту тарсонӣ аз Рустами номдор,
Нахустин аз ӯ ман барорам димор.
2. М-Ба дарёи Чин бархурӯшад наҳанг.
3. И-Насозед зинҳор як дам.
4. ТПЗ- Барафрозам ин теғу кӯполро,
Бибуррам сари Рустами Золро.
5. ИМ-сӯи.

Бад-ӯ гуфт: «Шоҳо, анӯша будӣ,
Хирадро ба андеша[1] тӯша будӣ.

Сипардӣ[2*3] яке роҳи душвору дур,
Харидӣ чунин ранҷи моро ба сур.

Аз[*4] ин сон ба озарми Афросиёб
Гузаштӣ ба киштӣ зи дарёи Об.

Сипоҳ аз ту дорад, ҳаме пушт рост
Чунон кун, ки аз гавҳари ту сазост.

Биёрой пилон ба зангу дарой,
Ҷаҳон кар[5] кун аз нолаи каррной.

Ман имрӯз ҷанг оварам бо сипоҳ,
Ту бо пилу бо кӯс дар қалбгоҳ.

Нигаҳ дор пушти сипоҳи маро,
Ба абр андаровар кулоҳи маро.

Чунин гуфт Комуси ҷангӣ ба ман,
Ки ту пешрав бош аз ин анҷуман.

Яке сахт савгандҳои дароз[*6]
Бихӯрду бароҳехт гурз аз фароз,[*7]

Ки имрӯз ман ҷуз бар ин гурз ҷанг
Наҷӯям, агар борад аз абр санг».

1. И-андоза.
2. И-Бирафти.
3. М-Буридӣ.
4. М-Бар.
5. ИЛ-пур.
6. М-Басе сахт савгандҳои гарон.
7. М-гурзи гарон.

Чу бишнид хоқон, бизад каррной,
Ту гуфтӣ, ки дорад магар хок*[1] пой.

Зи бонги табира замину сипеҳр
Биларзиду з-эшон бибуррид меҳр.

Бифармуд, то маҳд бар пушти пил
Бубастанду шуд рӯи гетӣ чу нил.

Биёмад гурозон ба қалби сипоҳ,
Шуд аз гард гардун чу абри сиёҳ.

Хурӯшидани зангу ҳиндидарой
Ҳаме дил даровард гуфтӣ зи ҷой.

Зи бас тахти фирӯза[2]*[3] бар пушти пил
Дурафшон ба кирдори дарёи Нил.*[4]

Ба чашм-андарун равшаноӣ намонд,
Ҳамон[5] бо равон ошноӣ намонд.

Пур аз хок шуд чашму коми сипеҳр,
Ту гуфтӣ ба қир-андар андуда чеҳр.

Чу хоқон биёмад ба[6] қалби сипоҳ,
Ба чарх-андарун моҳ гум кард роҳ.

Зи Комус чун кӯҳ шуд маймана,
Кашиданд бар сӯи ҳомун буна.

Сӯи майсара низ Пирон бирафт,
Бародар-ш Ҳумону Гулбод тафт.

---

1. М-кӯҳ.
2. Л-пирӯза.
3. М-Дурахшидани тахт.
4. М-Фурӯзон шуда дашт бар чанд мил.
5. ИЛ-Ҳаме.
6. И-биёрост.

Чу Рустам бидид он, ки хоқон чӣ кард,
Биёрост лашкар ба дашти набард.

Бифармуд, то Тус барбаст кӯс,
Биёрост лашкар чу чашми[1] хурӯс.

Чунин гуфт Рустам, ки «Гардонсипеҳр
Бубинем, то бар кӣ гардад ба меҳр.

Чӣ гуна бувад гардиши[*2] осмон,
Киро з-ин бузургон сар ояд замон.

Дирангӣ набудам[3] ба роҳ андаке,
Се манзил яке кард[4] Рахшам яке.

Кунун сумми он боркаш кӯфтаст,
Зи роҳу зи ранҷ - андар ошуфтаст.

Наёрам бар ӯ кард нерӯ басе,
Шудан, ҷанг ҷустан ба пеши касе.

Як имрӯз дар ҷанг ёрӣ кунед,
Бар ин душманон комгорӣ кунед.[5]

Сипаҳбад бизад ною рӯинахум,
Хурӯш омаду[6] нолаи говдум.

Биёрост Гударз бар маймана,
Фиристод бар кӯҳи хоро буна.

---

1. Л-ба сони.
2. М-бахшиши.
3. Л-Чунин гуфт Рустам.
4. Л-ҳаме кард.
5. ТПЗ - Бубинем фардо, ки то чун шавад,
Киро домани бахт пурхун шавад.
6. И-омад аз.

Фарибурзи Ковус бар майсара,
Ҷаҳон чун наистон шуда яксара.

Ба қалб-андарун Туси Нӯзарнажод,
Замин пур зи хоку ҳаво пур зи бод.

Ҷаҳон шуд ба гард-андарун нопадид,
Касе аз ялон хештанро надид.

Бишуд пилтан то сари теғи кӯҳ,
Ба дидори хоқону туронгурӯҳ.

Сипаҳ дид чандон, ки дарёи Рум
Аз эшон намудӣ чу як мӯҳра мум.

Кашониву Шукниву Захрӣ[1] сипоҳ,
Дигаргуна ҷавшан, дигаргун кулоҳ.

Ҷағониву Чиниву Сақлобу Ҳинд,
Гаҳониву Румиву Наҳриву Синд.

Забони[2] дигаргун ба ҳар гӯшае,
Дурафше навоину нав тӯшае.

Зи пилону ороиши тахти оҷ,
Ҳамон ёраву афсару тавқу тоҷ -

Чунон буд яксар чу боғи биҳишт,
Ба дидори эшон чи хубу чи зишт.

Бар он кӯҳсар монд Рустам шигифт,
Ба баргаштан андеша андар гирифт,

1. Л-Ҳаррӣ.
2. Л-Забоншон.

Ки то чун намояд ба мо чарх меҳр,
Чӣ бозӣ кунад пиргашта сипеҳр.[1]

Фуруд омад аз кӯҳу дил бад накард,[2]
Гузар бар сипоҳу сипаҳбад накард.[3]

Ҳаме гуфт, то ман камар бастаам,
Ба як сол як ҷой наншастаам.

Фаровон сипаҳ дидаам пеш аз ин,
Надидам, ки лашкар будӣ беш аз ин.

Бифармуд, то баркашиданд кӯс,
Ба ҷанг андаромад сипаҳдор Тус.

Аз он кӯҳсар сӯи ҳомун кашид,
Ҳаме найза аз кина дар хун кашид.

Ҳаме ниме[*4] аз рӯз лашкар гузашт,
Кашиданд саф бар ду фарсанги дашт.

Зи гарди сипаҳ равшаноӣ намонд,
Зи хуршед шабро ҷудоӣ намонд.

Зи найза,[5] зи пайкон ҳаво тира гашт,
Ҳаме офтоб андар он хира гашт.

---

1. ТПЗ - Бинолид, к-эй кирдгори баланд,
Ба гетӣ туӣ бартар аз чуну чанд.
Нигорандаи гунагун ҷонвар,
Фурӯзандаи анҷуму моҳу х(в)ар.
Дар ин разм ёрӣ деҳ, эй бениёз,
Ки бечора моему ту чорасоз.
Магар бахшишат ёрмандӣ диҳад,
Ба пирӯзиям сарбаландӣ диҳад.
2. И-Кӯҳ дил пур зи дард.
3. И-Сипоҳи Фарибурз кард.
4. М-нима.
5. Л-парру.

Хурӯши саворону аспон ба дашт
Зи Баҳрому Кайвон ҳаме баргузашт.

Зи ҷӯши саворону захми табар
Ҳаме санги хоро баровард пар.

Ҳама теғу соид зи хун гашта лаъл,
Хурӯшон шуда[1] хок дар зери наъл.

Дили марди баддил[2] гурезон зи тан,
Далерон зи хафтон бурида кафан.[3]

Ба лашкар чунин гуфт Комуси гурд,
Ки «Гар осмонро бибояд супурд,

Ҳама теғу гурзу каманд оваред,
Бар ин размгоҳи баланд оваред.

Ҷаҳонҷӯйро ҷон ба чанг[4] андар аст.
В-агарна[5] сараш зери санг-андар аст».

## РАЗМИ РУСТАМ БО АШКБӮС

Далере, ки буд номи ӯ Ашкбӯс,
Ҳаме бархурӯшид бар сони кӯс.

Биёмад, ки ҷӯяд аз Эрон набард,
Сари ҳамнабард андарорад ба гард.

1. И-дили.
2. И-пурдил.
3. ТПЗИЛМ- Бирафтанд ҳар ҷой шерони нар,
Уқоби диловар бияфканд пар.
Намонд эч бо рӯи хуршед ранг,
Ба ҷӯш омада кӯҳи хорову санг*.
*Л-танҳо б. дувум дида шуд; И-танҳо б. якум мавҷуд аст.
4. И-ном чанг; Л-чанг.
5. И-В-агарне.

Хурӯшид, к-«Эй номдорони мард,
Кадом аз шумо ояд андар набард?

Кӣ гардад ба овард бо ман дарун,
Бад-он то биронам аз ӯ ҷӯи хун?»[1]*[2]

Чу Руҳҳомро гуфт омад ба гӯш,
Хурӯшиду омад чу дарё ба ҷӯш.[3]

Камонаш камини саворон гирифт,
Бар он номвар тирборон гирифт.

Ҷаҳонҷӯй дар зери пӯлод буд,
Ба хафтон-ш - бар тир чун бод буд.

Бароҳехт Руҳҳом гурзи гарон,
Ғамӣ шуд зи пайкор дасти сарон.

Набуд коргар гурз бар тарги ӯй,
Агарчанд меҷуст худ марги ӯй,

Ба гурзи гарон даст бурд Ашкбӯс,
Замин оҳанин шуд, сипеҳр обнӯс.

Бизад гурз бар тарги Руҳҳоми гурд,
Кулаххӯди ӯ гашт з-он захм хурд.[4]

---

1. ИЛ- Бишуд тез Руҳҳом бо хӯду кабр,
Ҳаме гарди разм андаромад ба* абр.
Баровехт Руҳҳом бо Ашкбӯс,
Баромад зи ҳарду сипаҳ бӯқу кӯс.
* И-Ҳаме бархурӯшид бар сони.
2. М-Пас аз б. 1267 ин б. омада:
Камоне, ки будӣ зеҳ аз чарми шер,
Ба чанг андароварду омад далер.
3. ИЛ-б. 1368 нест.
4. ИЛ-б. 1374 нест.

Чу Руҳҳом гашт аз Кашонӣ сутӯҳ,
Бупечид аз ӯ рӯю шуд сӯи кӯҳ.

Зи қалби сипоҳ андарошуфт Тус,
Бизад асп, к-ояд бари Ашкбӯс.

Таҳамтан барошуфту бо Тус гуфт,
Ки «Руҳҳомро ҷоми бода-ст ҷуфт.

Ба май-дар[1] ҳаме[*2] теғбозӣ кунад,
Миёни ялон сарафрозӣ кунад.

Куҷо шуд кунун рӯи чун сандарус,
Саворе набуд камтар аз Ашкбӯс.

Ту қалби сипаҳро ба оин бидор,
Ман акнун пиёда кунам корзор».

Камонро ба зеҳ-бар ба бозу фиканд,
Ба банди камар-бар бизад тир чанд.[3]

Хурӯшид, к-«Эй марди ҷангозмой,
Ҳамовардат омад, марав боз ҷой».

Кашонӣ бихандиду хира бимонд,
Инонро гарон карду ӯро бихонд.

Бад-ӯ гуфт хандон, ки «Номи ту чист?
Тани бесаратро[4] кӣ хоҳад гирист?»

---

1. И-сар-бар.
2. М-Ба базм андарун.
3. ТП - Яке тир дар даст ранг обнус,
Хиромиду омад бари Ашкбӯс.
4. И-Ки бе-тан саратро.

Таҳамтан бад-ӯ гуфт, к-«Эй шумтан,
Чӣ пурсӣ ту номам дар ин анҷуман?[1]

Маро моми ман ном марги ту кард,
Замона маро путки тарги ту кард».

Кашонӣ бад-ӯ гуфт: «Бе борагӣ
Ба куштан диҳӣ тан ба якборагӣ».

Таҳамтан чунин дод посух бад-ӯй,
Ки «Эй беҳуда марди пархошҷӯй,

Пиёда надидӣ, ки ҷанг оварад,
Сари саркашон[2] зери санг[3] оварад?

Ба шаҳри ту шеру палангу наҳанг
Савор андароянд ҳар се ба ҷанг?

Ҳам акнун туро, эй набарда савор,
Пиёда биёмӯзамат корзор.

Пиёда маро з-он фиристод Тус,
Ки то асп бистонам аз Ашкбӯс.

Кашонӣ пиёда шавад ҳамчу ман,
Бад-ӯ рӯйхандон шаванд[4] анҷуман.

Пиёда беҳ аз чун ту сесад[5] савор
Бар ин дашту ин рӯзу ин корзор».

---

1. ЛИМ - Таҳамтан чунин дод посух, ки ном
Чӣ пурсӣ, ки ҳаргиз набинӣ ту ком.
2. И-Душманон.
3. Л-чанг.
4. Бар ин рӯз хандон шаванд.
5. ИЛ-бошад.

Кашонӣ бад-ӯ гуфт: «Куят силеҳ,
Набинам ҳаме ҷуз фиребу[1] мазеҳ?»

Бад-ӯ гуфт Рустам, ки «Тиру камон
Бубинӣ, к-ат акнун сар орад[2] замон».

Чу нозаш ба аспи гаронмоя дид,
Камонро ба зеҳ карду андаркашид.

Яке тир зад бар бари[3] аспи ӯй,
Ки асп[4] андаромад зи боло ба рӯй.

Бихандид Рустам, ба овоз гуфт,
Ки «Биншин ба назди[5] гаронмоя ҷуфт.

Сазад гар бигирӣ сараш дар[6] канор,
Замоне баросоӣ аз корзор».[7]

Камонро ба зеҳ кард пас Ашкбӯс,
Тани[*8] ларз-ларзону рух сандарус.

Ба Рустам ба он гаҳ[*9] биборид тир,
Таҳамтан бад-ӯ гуфт бар хир-хир:[10]

«Ҳаме ранҷа дорӣ тани хешро,
Ду бозуву ҷони бадандешро».

---

1. ИЛ-фусуну.
2. Л-ки акнун сар омад.
3. И-сари.
4. И-Савор.
5. ИЛ-пеши.
6. Л-бидорӣ сараш бар.
7. ТПЗ- Ки нозиданат буд бо ӯ басе,
   Надорад чу ту низ ӯ ҳам касе.
8. М-танаш.
9. М-Ба бабри баён-бар.
10. Л-хира-хир.

Таҳамтан ба банди камар бурд чанг,
Гузин кард як чӯба тири[1] ҳаданг.[2]

Хаданге баровард пайкон чу об,
Ниҳода бар ӯ чор парри уқоб.

Бимолид чочикамонро ба даст,
Ба чарми гавазн андаровард шаст.

Сутун кард чапрову хам кард[3] рост,
Хурӯш аз хами чархи чочӣ бихост.[4]

Чу сӯфораш омад ба паҳнои гӯш,
Зи чарми гавазнон баромад хурӯш.

Чу пайкон бибӯсид ангушти ӯй,
Гузар кард аз мӯҳраи пушти ӯй.[5]

Чу зад тир бар синаи Ашкбӯс,
Сипеҳр он замон дасти ӯ дод бӯс.

Қазо гуфт: «Гир»-у қадар гуфт: «Деҳ!»
Фалак гуфт: «Аҳсан», малак[6] гуфт: «Зеҳ!»

Кашонӣ ҳам андар замон ҷон бидод,
Ту гуфтӣ, ки ӯ худ[7] зи модар назод.

Назора бар эшон дурӯя сипоҳ,
Ки карданд пайкори гурдон нигоҳ.

---

1. Л-тири дигар.
2. И - Бимолид Рустам камонро ба чанг,
Нигаҳ кард он гаҳ ба тири хаданг.
3. Л-чаппу хам овард.
4. И-б. 1405-1407 нест.
5. И-б. 1409 нест.
6. Л-аҳсанту маҳ.
7. И-Чунон шуд, ки гуфтӣ.

Нигаҳ кард Комусу хоқони Чин
Бад-он бурзу болову он зӯру кин.

Чу баргашт Рустам, ҳам андар замон
Саворе фиристод хоқон дамон,

К-аз он номвар тир берун кашид,
Ҳама тир то пар-ш[1] дар хун кашид.

Миёни сипаҳ тир бугзоштанд, [2]
Мар он тирро[3] найза пиндоштанд.

Чу хоқони Чин парру пайкони тир-
Нигаҳ кард, барно дилаш гашт пир.

Ба Пирон чунин гуфт, к-«Ин мард кист?
Зи гурдони Эрон варо ном чист?

Ту гуфтӣ, ки «Лахте фурӯмояанд,
Зи гарданкашон камтарин поянд».

Кунун найза бо тири эшон якест,
Дили кӯҳ дар ҷангашон андакест.

Ҳаме хор кардӣ саросар сухун,
Ҷуз он буд, ки гуфтӣ зи сар то ба бун».

Бад-ӯ гуфт Пирон, к-«Аз эронсипоҳ
Касеро надонам бад-ин пойгоҳ.

Куҷо тири ӯ бугзарад бар дарахт,
Надонам чӣ дорад ба дил шӯрбахт.

1. ИЛ-парр.
2. И-Ҳама лашкар он тир бардоштанд.
3. ИМ-Саросар ҳама.

Аз эрониён Геву Тусанд мард,[1]
Ки бо фарру бурзанду бо дастбурд.[2]

Дар овард Ҳумон басе пеши Тус,
Ҷаҳон кард бар гунаи обнус.

Ба Эрон надонам, ки ин мард кист?
В-аз ин лашкар ӯро ҳамовард кист?

Шавам, то бипурсам ба пардасарой,
Биёрем[3] ноком[4] номаш ба ҷой».

## ПУРСИДАНИ ПИРОН АЗ ОМАДАНИ РУСТАМ

Биёмад пурандешаву рӯйзард,
Бипурсид аз он номдорони мард.[5]

Ба Пирон чунин гуфт Ҳумони гурд,
Ки «Душман надорад хирадманд хурд.

Бузургони Эрон кушодадиланд,
Ту гӯӣ, ки оҳан ҳаме бугсиланд.

Кунун то биёмад аз Эрон сипоҳ,
Ҳаме бархурӯшанд аз он размгоҳ».

Бад-ӯ гуфт Пирон, ки «Ҳарчанд ёр
Биёяд бари Тус аз Эрон савор.

1. Л-гурд.
2. Л-дастбурд.
3. ИЛ-биёранд.
4. И-ночор.
5. ТПЗ- Ки ин номдори пиёда кӣ буд,
К-аз он гуна омад набард озмуд?
Ҳамоно ки Рустам бад-ин размгоҳ
Ба ёрӣ биёмад зи наздики шоҳ.

Чу Рустам набошад, аз ӯ[1] бок нест,
Зи Руҳҳому Гургин дилам[2] чок нест.

Чунон дон, ки ҷангӣ ҷуз[3] аз Тус нест,
Фарибурзу Гургин чу Комус нест.[4]

Сипаҳро чу разми гарон аст пеш,
Биҷӯянд ҳар як бад-ин номи хеш».

В-аз он ҷойгаҳ назди Комус тафт
Ба наздики Маншуру Фартус рафт.

Чунин гуфт, к-«Имрӯз разми бузург
Бирафту падид омад аз меш гург.

Бубинед, то чораи кор чист,
Бар ин хастагиҳо пурозор[*5] кист».

Бад-ӯ[6] гуфт Комус, к-«Имрӯз ҷанг
Чунон буд, ки ном андаромад ба нанг.

Ба разм-андарун кушта шуд Ашкбӯс
В-аз он шодмон шуд дили Геву Тус.

Дилам з-ин пиёда ба ду ним шуд,[*7]
К-аз ӯ лашкари мо пур аз бим шуд.[*8]

Ба болои ӯ бар замин мард нест,
Дар ин[*9] лашкар ӯро ҳамовард нест.

1. И-наёмал маро; Л-варо.
2. Л-Гургин маро дил ба ду.
3. ИЛ-ҷангитар.
4. И-ҳарду якест.
5. М-Ва эрониёнро ҳамовард.
6. ИЛ-Чуншин.
7. М-гашт.
8. М-гашт.
9. М-Ва аз.

Камонаш ту дидиву тир эдар аст,
Ба нерӯ зи шери[1] жиён бартар аст.

Ҳамоно, ки он сагзии ҷангҷӯй,
Ки чандон[*1] ҳаме баршумурдӣ ту з-ӯй.

Пиёда бад-ин размгоҳ омадаст,
Ба ёрии эронсипоҳ[2] омадаст».

Бад-ӯ гуфт Пирон, ки «Ӯ дигар аст,
Саворе сарафрозу[3] кундовар аст».

Бипурсид пас[4] марди бедордил,
Куҷо баста буд андар он кор дил,

Ки баргӯй бо ман,[*5] ки «Он шермард
Чӣ гуна хиромад ба дашти набард?

Зи болову[6] зӯраш[*7] чӣ дорӣ нишон,
Чӣ гӯяд ба овард бо саркашон?

Чӣ гуна-ст мардиву дидори ӯй,
Чӣ гуна шавам ман ба пайкори ӯй?

Гар эдун, ки ӯяст, к-омад зи роҳ,
Маро рафт бояд ба овардгоҳ».

Бад-ӯ гуфт Пирон, ки «Ин худ мабод,
Ки ӯ эдар ояд[*8], кунад разм ёд.

1. ИМ-пили зи пили.
2. Л-ёрӣ зи наздики.
3. Л-сарафроз.
4. И-аз ӯ.
5. – моро.
6. ИЛ-бозуву.
7. М-рӯяш.
8. М – бо ӯ саворе.

Яке мард бинӣ чу сарви саҳӣ,
Ба дидор бо зебу бо фарраҳӣ.

Басо размгоҳон, ки Афросиёб
Аз ӯ гашт печону[1] дида пуроб.

Яке размсозест[2] хусравпараст,
Нахуст ӯ барад сӯи шамшер даст.

Ба кини Сиёвуш кунад корзор,
Куҷо ӯ бипарвардаш андар канор.

Силеҳи варо барнатобад касе,
Кунад озомоиш зи гурдон[3] басе.

Ба разм-андарун чун бубандад миён,
Танаш зӯр дорад чу шери жиён.

Набаргирад аз ҷой гурзаш наҳанг,
Агар бифканад бар замин рӯзи ҷанг.

Зеҳе бар камонаш - бар аз чарми шер,
Яке тиру пайкони ӯ даҳ ситер.

Агар санги хоро ба чанг оядаш,
Шавад мум в-аз мум нанг оядаш.

Ба разм андарояд, бипӯшад зиреҳ,
Яке ҷавшан аз бар бубандад гиреҳ.

Яке ҷома дорад зи чарми паланг,
Бипӯшад ба бар, андарояд ба ҷанг.

1. И-Гашта бечора.
2. И-номдорест.
3. И-Зи мардон кунад озмоиш.

Ҳаме ном бабри баён хонадаш,
Зи хафтону ҷавшан фузун донадаш.

Насӯзад бар оташ, на бар об тар
Шавад, чун бипӯшад барояд-ш пар.

Яке Рахш дорад ба зер - андарун,
Ки гӯӣ равон шуд куҳи Бесутун.

Наёромад аз бонг ҳангоми ҷанг,
Ҳаме оташ афрӯзад аз хоку санг.

Або ин шигифтӣ ба рӯзи набард,
Сазад, гар надорӣ ту ӯро ба мард.

Бар ин шоху ин ёлу бозуву кифт,
Ҳунарманд бошӣ, набошад шигифт».

Чу бишнид Комуси бисёрҳуш,
Ба Пирон супурд он замон чашму гӯш.

Ҳамоно, хуш омад-ш гуфтори ӯй,
Барафрӯхт з-ин кор бозори ӯй.

Ба Пирон чунин гуфт, к-«Эй паҳлавон,
Ту бедордил бошу равшанравон.

Бубин, то чӣ хоҳӣ зи савганди сахт,
Ки хӯрданд шоҳони бедорбахт.

Хурам ман кунун з-он фузун пеши ту,
Ки равшан шавад з-он дили реши[1] ту,

Ки зин барнадорам ман аз пушти бӯр,
Ба нерӯву зӯри худованди[*2] ҳур.

1. ИЛ-дилу кеши.
2. М-нерӯи Яздону кайвону.

Магар ҷони[1] ту шоду равшан кунам,
Бар эшон[*2] ҷаҳон чашми сӯзан кунам».

Басе офарин хонд Пирон бад-ӯй,
Ки «Эй шоҳи бинодили ростгӯй,

Ба коми ту гардад ҳама кори мо,
Намондаст бисёр пайкори мо».

В-аз он ҷойгаҳ гирди лашкар бигашт,
Ба ҳар пардаву хаймае баргузашт.

Бигуфт ин сухан пеши хоқони Чин,
Ҳаме гуфт бо ҳар касе[3] ҳамчунин.

## ЛАШКАР ОРОСТАНИ ТУРОНИЁН ВА ЭРОНИЁН

Зи хуршед чун шуд ҳаво лаълфом,
Шаби тира бар чарх бугзорд гом.

Далерони лашкар шуданд анҷуман,
Ки буданд донову шамшерзан.

Ба хиргоҳи[4] хоқони Чин омаданд,
Ҳама дил пур аз разму кин омаданд.

Чу Комуси пилафкани[*5] шермард,
Чу Маншури ҷангӣ-сипеҳри набард.

1. ИМ-бахти.
2. М-Эрон.
3. И-анӯша бизӣ.
4. И-даргоҳи.
5. М-Мардафкану.

Шамирони Шугниву[1] Шангул зи Ҳинд,
Зи Сақлоб чун Кундуру шоҳи Синд.[2]

Басе[3] рой зад размро ҳар касе,
Аз[4] Эрон сухан гуфт ҳар кас басе.[5]

В-аз он пас бар он рояшон шуд дуруст,
Ки яксар ба хун даст боист шуст.

Бирафтанд яксар[*6] ба ороми хеш,
Ба хайма бибуданд бо коми хеш.

Чу борику хаммида шуд пушти моҳ,
Зи торик зулфи шабони сиёҳ.

Ба наздики хуршед чун шуд дуруст,
Баромад пур аз обу рухро бишуст,

Сипоҳи ду лашкар баромад ба ҷӯш,
Ба чархи баланд андаромад хурӯш.

Чунин гуфт хоқон, ки «Имрӯз ҷанг
Набояд, ки бошад чу дӣ бо диранг.

Гумон бурд бояд, ки Пирон набуд,
Ки[7] бе ӯ нашояд набард озмуд.

1. Л-Шикнӣ.
2. ТПЗ- Каҳори Каҳонӣ савори далер,
Дигар Чингиш он номбардори шер.
Бузургони Турон, сарони Хутан
Ҳама пеши хоқон шуданд анҷуман.
3. ЛМ-Ҳаме.
4. Л-В-аз.
5. И-б. 1486, 2487 нест.
6. М-ҳар як.
7. Л-На.

Ҳама ҳамгинон размсоз омадем,
Ба ёрӣ зи роҳи дароз омадем.

Гар имрӯз чун дӣ диранг оварем,
Ҳама номи мардӣ[1] ба нанг оварем.

Ва дигар, ки фардо зи Афросиёб
Сипос андарорему ҷӯем[2]*[3] хоб.

Яке разм бояд, ҳама ҳамгурӯҳ
Шудан пеши лашкар ба кирдори кӯҳ.

Зи даҳ кишвар эдар сарафроз ҳаст,
Ба хобу ба хӯрдан нашояд нишаст».

Бузургон зи ҳар ҷой бархостанд,
Ба хоқони Чин хоҳиш оростанд,

Ки «Бар лашкар имрӯз фармон туrост,
Ҳама кишвари Чину туркон туrост.

Як имрӯз бингар бар ин ҷойгоҳ,[4]
Ки шамшер борад зи абри сиёҳ».

В-аз ин рӯй Рустам ба эрониён
Чунин гуфт, к-«Акнун сар омад замон.

Агар кушта шуд з-ин сипоҳ андаке,
Нашуд бешу кам аз ду-се сад яке.

Чунин яксара дил мадоред танг,
Нахоҳам тани зинда бе ному нанг.

1. ЛМ-Номҷустан.
2. Л-андар ором ҷӯему хоб.
3. М-гирем.
4. ИЛ-размгоҳ.

Ҳама лашкари турк аз Ашкбӯс
Бирафтанд рухсора чун обнӯс.

Ҳама яксара дил пур аз кин кунед,
Саворон бурӯҳо пур аз чин кунед,

Ки ман Рахшро бастам имрӯз наъл,
Бар ӯ кард хоҳам ба хун теғ лаъл.

Бисозед, к-имрӯз рӯзе нав аст,
Замин сар ба сар ганҷи Кайхусрав аст.

Миёнро бубандед дар корзор,
Ҳама тоҷ ёбед бо гӯшвор.

Зи ман бадраву ҳадяи зобулӣ-
Биёбеду ҳам шораи кобулӣ».[1]

Бузургон бар ӯ хонданд офарин,
Ки «Бе ту мабодо кулоҳу нигин!»[2].

Бипӯшид Рустам силеҳи набард,
Ба овардгаҳ рафт бо дорубард.

Зиреҳ зер буд, ҷавшан андар миён,
Ба боло бипӯшид бабри баён.

Зи пӯлоди[3] Чин тарг бар[*4] сар ниҳод,[5]
Ҳаме кард бадхоҳаш аз марг ёд.

---

1. Л-б. 1511 нест.
2. ТПЗ - Ҷаҳонпаҳлавониву мо бандаем,
   Зи ту эминему ба ту зиндаем.
3. Л-фӯлоди.
4. М-Гаронмоя миғфар.
5. И-Гаронмоя миғфар ба сар барниҳод.

Ба фармуди[1] Яздон миёнро бубаст,
Нишаст аз бари Рахш чун пили маст.

Зи болои ӯ осмон хира гашт,
Замин аз паи аспи[*2] ӯ тира гашт.

## КУШТА ШУДАНИ АЛВО БА ДАСТИ КОМУС

Баромад зи ҳарду сипаҳ бӯқу кӯс,
Намонд эч роҳи[3] фусуну фусӯс.[4]

Ҳаме[5] ларз-ларзон шуда дашту кӯҳ,
Замин шуд зи наъли сутурон[6] сутӯҳ.

Аз он рӯй Комус бар маймана,
Паси пушти ӯ жандапилу буна.

Абар майсара лашкаророи Ҳинд,
Зиреҳдору дар чанг румӣ паринд.

Ба қалб-андарун ҷои хоқони Чин
Шуда осмон тору ҷунбон замин.

В-аз ин рӯ Фарибурз бар майсара -
Чу хуршеди тобон зи[7] бурҷи бара.

Сӯи[8] маймана пури Кашвод буд,
Нуҳуфта танаш[9] зери пӯлод[10] буд.

1. ИЛ-фармони.
2. М-Рахши.
3. И-касро.
4. ТПЗ - Ту гуфтӣ, ки дарё ба мавҷ - андар аст,
Уқоби аҷал сӯи авҷ - андар аст.
5. Л-Ҳама.
6. Л-омад аз наъли аспон.
7. ИЛ-ба.
8. ИМ-Абар.
9. И-Ки китфаш ҳама.
10. Л-фӯлод.

Ба қалб - андарун Туси Нӯзар ба пой,
Ба пеши сипаҳ кӯс бо каррной.

Баромад зи ҳар сӯи лашкар хурӯш,
Ҳаме пилро з-он бидаррид гӯш.

Ҳаме дуди оташ баромад зи об,
Набинад чунон ҷанг[1] ҷангӣ ба хоб.

Нахустин, ки омад миёни ду саф,
Зи хуни ҷигар бар лаб оварда каф.

Сипаҳбад сарафроз Комус буд,
Ки бо лашкару пилу бо кӯс буд.

Ҳаме бархурӯшид чун пили маст
Яке гурзаи говпайкар ба даст[2],

Ки «Он ҷангҷӯи пиёда куҷост,
Ки аз номдорон ҳаме разм хост?

Кунун гар биёяд, бубинад камон,
Ба тиру камонаш сар ояд замон.

Варо дида буданд гурдони нев,
Чу Туси сарафрозу Руҳҳому Гев.

Касеро наёмад ҳаме разм рой,
Зи гурдони Эрон тиҳӣ монд ҷой,

Ки бо ӯ касеро набуд пои ҷанг,
Саворон чу оҳуву ӯ чун паланг».

---

1. ИМ-разм.
2. ТПЗЛ - Чу омад ба майдон, забон баркушод,
   Ба гурдони гарданкаш овоз дод.

Яке Зобулӣ буд, Алво ба ном,
Сабук теғи кин баркашид аз ниём.

Кучо найзаи Рустам ӯ доштӣ,
Паси пушти ӯ ҳеч нагзоштӣ.[1]

Басе ранҷ бурда ба кори инон,
Биёмӯхта тиру гурзу синон.

Ба ранҷу ба сахтӣ ҷигар сӯхта,[*2]
Зи Рустам ҳунарҳо биёмӯхта.[3*4]

Чӣ гуфт он сухангӯи донои пир,
Сухан чун аз ӯ бишнавӣ, ёд гир.[5]

Машав ғарра[6] з-оби ҳунарҳои хеш,
Нигаҳ дор бар ҷойгаҳ пои хеш.

Чу чашма бари жарфдарё[7] барӣ,
Ба девонагӣ монад ин доварӣ.[8]

Чу Алвой оҳанги Комус кард,
Ки ҷӯяд ба новард бо ӯ набард,

---

1. И-б. 1537 нест.
2. М-сӯхта буд.
3. ТПЗ - Шуд, оҳанги оварди Комус кард,
   Ки аз вай барорад бар овард гард.
   Бад-ӯ гуфт Рустам, ки «Ҳушёр бош,
   Ба оварди ин гурд бедор бош».
4. М-биёмӯхта буд.
5. И-б. 1540 нест.
6. Л-гарқа.
7. И- Чу ту чашмаро сӯи дарё.
8. ТПЗ- Макун такя бар гурзу кӯполи худ,
   Бидузд аз каманди ялон ёли худ.
   Ҳамоварди худ ҳамчу худ баргузин,
   Ба хира маёрой тундӣ бар ин.

Ниҳоданд овардгоҳе бузург,
Кашонӣ биёмад ба кирдори гург.

Бизад найзаву баргирифташ зи зин,
Бияндохт осон ба рӯи замин.

Инонро гарон карду ӯро ба наъл,
Ҳаме гуфт, то хок аз ӯ гашт лаъл.

## КУШТА ШУДАНИ КОМУС БА ДАСТИ РУСТАМ

Таҳамтан зи Алво бишуд дардманд,
Зи фитрок букшод печон каманд.

Чу оҳанги ҷанги ялон доштӣ,
Камандеву гурзе гарон доштӣ.

Биёмад, биғуррид чун пили маст,
Каманде ба бозуву гурзе ба даст.

Бад-ӯ гуфт Комус «Чандин мадам
Ба нерӯи ин риштаи шастхам».

Чунин дод посух мар ӯро,[1] ки «Шер
Чу нахчир бинад, биғуррад далер.

Нахустин бар ин кин ту бастӣ камар
В-аз Эрон бикуштӣ яке номвар.

Ҳаме ришта хонӣ каманди маро,
Бубинӣ кунун танг[2] банди маро.

Замона туро, эй кашонӣ, биронд,
Чу эдар будат хок, ҷое намонд».

1. ИЛМ-посух овард Рустам.
2. ИЛ-тангу.

Барангехт Комуси чанги саманд,
Ҳамоварди ӯ пил буд бо каманд.

Дарандохт теғи парандовараш,
Ҳаме хост аз тан гусистан сараш.

Сари теғ бар гардани Рахш х(в)ард,
Бибуррид баргустувони набард.

Наёмад тани аспро[1]*[2] з-он газанд,
Гави пилтан ҳалқа кард он каманд.

Бияндохт в-афкандаш андар миён,
Барангехт аз ҷой пили жиён.

Ба рон андароварду кардаш дувол,
Уқобе шуда Рахши бопарру бол.

Савор аз далерӣ бияфшурд рон,
Сабук шуд инону рикебаш гарон.

Ҳаме хост, к-он хом хамми каманд
Ба нерӯи тан бугсалонад зи банд.

Шуд аз ҳуш Комусу нагсаст хом,
Гави пилтан Рахшро кард ром.

Инонро бупечиду ӯро зи зин.
Нагун андарафканду[3] зад бар замин.

Биёмад бубасташ ба хамми каманд,
Бад-ӯ гуфт: «Акнун шудӣ бегазанд.

1. ИЛ-Рахшро.
2. М-Рахшро.
3. Л-оварду.

Зи ту тунбалу ҷодуӣ дур гашт,
Равонат бари дев муздур гашт.[1]

Ду даст аз паси пушт басташ чу санг,
Ба хамми каманд андарафканд чанг.

Пиёда биёмад ба эронсипоҳ,
Ба зери каш-андар тани кинахоҳ.

Ба гурдон чунин гуфт, к-«Ин размҷӯй
Зи бас зӯри кин андаромад ба рӯй.

Чунин аст расми сарои фиреб,
Гаҳе бар фарозу гаҳе бар нишеб.

Аз ӯ шодмонӣ в-аз ӯ мустаманд,
Гаҳе бар замин, гаҳ ба абри баланд.

Кунун ин сарафроз марди далер,
Ки будӣ ҳамеша ҳамоварди шер,[*2]

Ба Эрон ҳаме шуд, ки вайрон кунад,
Бару буми мо ҷои шерон кунад.

Ба Зобулситону ба Кобулситон
На айвон бувад низу[*3] на гулситон,

Наяндозад аз даст кӯполро,
Магар гум кунад Рустами Золро.[4]

Кафан шуд кунун миғфару ҷавшанаш,
Зи хок афсару гӯр пероҳанаш.

---

1. ТПЗ - Сар омад ба ту бар ҳама разму кин,
   Набинӣ дигар раҳ кашониву Чин.
2. М-Набудӣ ҳамоварди ӯ наррашер.
3. М-Намонад на айвону на.
4. И-Бидаррад зи ҷанговарон болро.

Шуморо ба куштан чӣ гуна-ст рой,
Ки шуд кори Комуси ҷангӣ зи пой?

Бияфканд бар хок пеши сарон,
Зи лашкар бирафтанд кундоварон.

Танашро ба шамшер карданд чок,
Ба хун ғарқа шуд зери ӯ сангу хок.

Чунин аст расми сипеҳру замон,
Гаҳе бо ғаму дарду гаҳ шодмон.

Ҳама дарду ранҷ асту тимору ғам,
Ба мардӣ набошад туро бешу кам.

Танат зери бори гуноҳ-андар аст,
Равонат ба тимори ҷоҳ-андар аст.[1]

Ба мардӣ набояд шудан дар гумон,
Ки бар ту дароз аст дасти замон.

Ҳаме то тавонӣ, ба некӣ гирой,
Ситоиш кун ӯро, ки шуд раҳнамой.

Ба поён шуд ин разми Комуси гурд,
Ҳаме шуд, ки ҷон оварад, ҷон супурд.

Кунун разми хоқони Чин оварем,[*2]
Ҳамон расми мардиву кин оварем.[3][*4]

1. И-б. 1580-1582 нест.
2. М-оварам.
3. И-б. 1584-1586 нест.
4. М- Ялонро бад ин дашти кин оварам.

# ДОСТОНИ РУСТАМ БО ХОҚОНИ ЧИН

## ХАБАР ЁФТАНИ ХОҚОН АЗ КУШТА ШУДАНИ КОМУС

Кунун, эй хирадманди равшанравон,[*1]
Ба ҷуз номи Яздон магардон забон,[*2]

Ки ӯяст бар некуӣ раҳнамой,
Аз ӯяст гардуни гардон ба ҷой.[3]

Ҳаме бугзарад бар ту айёми ту,
Сарое ҷуз ин бошад ороми ту.

Бибошӣ бар ин гуфта ҳамдостон,
Ки деҳқон ҳаме гӯяд аз бостон.

Аз он пас хабар шуд ба хоқони Чин,
Ки шуд кушта Комус бар дашти кин,[4]

Кашониву Шукниву гурдони Балх,
Зи Комусашон тира шуд рӯзу талх.

Ҳама як ба дигар ниҳоданд рӯй,
Ки ин пурҳунар марди пархошҷӯй

Чӣ мард аст, ин мардро ном чист?
Ҳамоварди ӯ дар ҷаҳон мард кист?

Чунин гуфт Пирон ба Ҳумони шер,
Ки «Имрӯз ҷонам шуд аз разм сер.

---

1. М-Зи ман бишнав, эй марди равшанравон.
2. М- пеши.
3. ТПЗ- Куҷо офарид ӯ равону хирад,
   Ситоиш ҷуз ӯро на андархӯрад.
4. И-б. 1-5 нест.

Далерони мо чун гузинанд ҷанг,
Ки шуд кушта имрӯз ҷангинаҳанг.

Ба гетӣ чун ӯ номдоре набуд,
В-аз ӯ пилтантар саворе набуд.

Чу Комус, к-ӯро ба хамми каманд
Ба овардгаҳ- бар тавон кард банд.

Сазад, гар сари пилро рӯзи кин
Бигирад, ҳаме барзанад бар замин».

Сипаҳ сар ба сар пеши хоқон шуданд,
Зи Комус пурдарду гирён[1] шуданд.[2]

Бар ӯ офарин кард Пирон ба дард,
Ки «Эй бартар аз гунбади лоҷвард,

Ту оғозу анҷоми ин размгоҳ
Шунидиву дидӣ ба назди[*3] сипоҳ.

Кунун чораи кори мо боз ҷӯй,
Ба танҳо тани хеш бо кас магӯй.

Ба лашкар нигаҳ кун зи[4] корогаҳон,
Касе, к-ӯ сухан бозҷӯяд ниҳон.

Бубинед, к-ин шердил мард кист,
В-аз ин лашкар ӯро ҳамовард кист?

В-аз он пас ҳама тан ба куштан диҳем,
Ба овардгаҳ сар бад-ӯ дарниҳем».

1. Л-бирён.
2. ТПЗ- Марову туро нест ҷои сухун,
Сари обро сӯи боло макун.
3. М-пой.
4. Л-ба.

Ба Пирон чунин гуфт хоқони Чин,
Ки «Худ дард аз ин асту тимор аз ин,

Ки то кист ин паҳлави пургазанд,
Куҷо шер гирад ба хамми каманд.

Або он ки аз марг худ чора нест,
Раҳи[1] хоҳишу пурсишу ёра нест.

Зи модар ҳама маргро зодаем.
Ба ноком[*2] гардан бад-ӯ додаем.

Кас аз гардиши осмон нагзарад,
В-агар бар замин пилро бишкарад.

Шумо дил мадоред аз ӯ мустаманд,
Куҷо кушта шуд зери хамми каманд.

Ман ӯро,[3] ки Комус аз ӯ шуд ҳалок,
Ба банди[*4] каманд андарорам ба хок.

Ҳама шаҳри Эрон кунам рӯди Об
Ба коми дили шоҳ[5] Афросиёб».

Зи лашкар басе[6] номвар гирд кард
Зи ханҷаргузорону мардони мард[7]

1. И-Аз ӯ.
2. М- бе ком.
3. Л-онро.
4. М-хамми.
5. ИЛ-Хусрав.
6. И-Ҳаме.
7. И-ханҷаргузорони рӯзи набард.

Чунин гуфт, к-«Ин марди ҷангӣ ба тир,[1]*[2]
Савори камандафкану гурдгир,

Нигаҳ кард бояд, ки ҷояш куҷост,
Ба гирди чапи лашкару дасти рост.

Ҳам аз шаҳр пурседу ҳам номи ӯй,
В-аз он*[3] пас бисозем фарҷоми ӯй[4]

## РАФТАНИ ЧИНГИШ БА (ҶАНГИ) РУСТАМ

Саворе танумандӣ[5] хусравпараст
Биёмад, ба бар зад дар ин[6] кор даст,[7]

Ки Чингиш будаш ному ҷӯянда буд,
Далеру ба ҳар ҷой[8] пӯянда буд.

Ба хоқон чунин гуфт, к-«Эй сарфароз,
Ҷаҳонро ба меҳри ту омад ниёз.

Гар ӯ наррашер[9] аст,*[10] беҷон кунам,
Бад-он гаҳ, ки сар сӯи майдон[11] кунам.

Ба танҳо тани хеш ҷанг оварам,
Ҳама номи Эрон ба нанг оварем.

Аз ӯ кини Комус ҷӯям нахуст,
Пас аз марг номаш биёрам дуруст».

---

1. Л-чангии пир.
2. М-далер.
3. М-Ки аз ин.
4. И-б. 32 нест.
5. И-сарфарози.
6. И-ки бандад бар он.
7. Л-Ҳамезад бар ин кор бар сина даст.
8. И-ком.
9. Л-шери нарр.
10. М-Ҷаҳоне ба меҳри ту дорад.
11. И-Зи хунаш дили санг марҷон.

Бар ӯ офарин кард хоқони Чин,
Ба пешаш бибӯсид Чингиш замин.

Бад-ӯ гуфт: «Ар ин[1] кина боз оварӣ,
Сӯи ман сари бениёз оварӣ.

Бубахшам-т чандон гуҳарҳо зи ганҷ
К-аз он пас набояд кашидан-т ранҷ».

Ҳам он гоҳ[2] Чингиш барангехт асп,
Ҳаме тохт[3] бар сони озаргушасп.[4]

Чу наздики эрониён шуд ба ҷанг,
Зи таркаш баровард тири хаданг.

Чунин гуфт, к-«Ин ҷои ҷанги ман аст,
Сари номдорон ба чанги ман аст.

Камандафкан он гурди Комусгир,
Ки гоҳе каманд афканад, гоҳ тир.

Кунун гар биёяд ба овардгоҳ,
Тиҳӣ монад аз ҷои[5] ӯ ҷойгоҳ».

Ҳаме рафт ҳар сӯ зи чаппу зи рост,
Ҳаме гуфт, к-он шери[*6] ҷангӣ куҷост.[7]

Бичунбид бо гурз Рустам зи ҷой,
Ҳамон гаҳ ба Рахш андаровард пой.

---

1. И-гар.
*3 М-шери шарзст.
2. ИЛ-Аз он дошт.
3. ИЛ-Ҳаме рафт.
4. ТПЗ - Чу бишнид гуфтори хоқони Чин,
Барафканд аз хашм абру ба чин.
5. Л-қадди.
6. М-марди.
7. ИЛ_б. 47 нест.

«Манам, - гуфт, - гурдафкани шергир,[*1]
Каманду камон дораму гурзу тир.[*2]

Ҳам акнун туро ҳамчу Комуси гурд
Ба дида ҳаме хок бояд ситурд».[3]

Бад-ӯ гуфт Чингиш, ки «Номи ту чист?
Нажодат кадом асту коми ту чист?

Бад- он[4] то бидонам, ки рӯзи набард
Киро рехтам хун, чу бархост гард».

Бад-ӯ гуфт Рустам, ки «Эй шӯрбахт,
Ки ҳаргиз мабодо гули он дарахт![5]

Куҷо чун ту дар боғ бор оварад,
Чунин мева андар шумор оварад.

Сари найзаву номи ман марги туст,
Кафан бегумон ҷавшану тарги туст».[6]

Биёмад ҳамон гоҳ Чингиш чу бод,
Ду зоғи камонро ба зеҳ барниҳод.

Камони ҷафопеша чун абр буд,
Ҳамовард бо ҷавшану кабр буд.

Бад-ӯ гуфт: «Бош, эй савори далер,
Ки гардад, кунун ҷонат[7] аз ҷанг сер».

1. М-шеравжану тоҷбахш.
2. М-тиру Рахш.
3. Л-наъл бояд шумурд.
4. Л-бигӯ.
5. Л-туро кому бахт
6. И-Саратро бибояд зи тан даст шуст; ЛМ-Танатро бибояд зи сар даст шуст.
7. ИМ-акнун сарат гардад.

Сипар бар сар овард Рустам, чу дид,
Ки тираш зиреҳро бихоҳад дарид.

Нигаҳ кард Чингиш бар он пилтан,
Ба болои[*1] сарви саҳӣ бар чаман.

Бар он аспи чун кӯҳ дар зери кӯҳ
Наёмад ҳаме аз кашидан сутӯҳ.

Ба дил гуфт Чингиш, ки акнун гурез
Бувад беҳ, ки бо[1] хеш кардан ситез.

Барангехт он боркашро зи ҷой,
Гурезон сӯи лашкараш[2] кард рой.

Ба кирдори оташ диловар савор
Барангехт Рахш аз паси номдор.[3]

Чу пили жиён Рустам омад бад-ӯй,[4]
Ҳама дашт аз эшон пур аз гуфтугӯй.

Думи аспи нопоки Чингиш гирифт,
Ду лашкар бад-ӯ монд андар шигифт.

Замоне ҳаме дошт, то шуд ғамгин,[5]
Бизад хештанро сабук[6] бар замин.[7*8]

Бияфтод аз ӯ таргу зинҳор хост,
Таҳамтан варо кард бо хок рост.

1. ИМ_Беҳ аз бо тани.
2. ЛМ-Сӯи лашкари хештан.
3. Л-б. 63 нест.
4. ИМ-Ҳамон гоҳ Рустам расид андар ӯй.
5. ЛМ-ғамӣ.
6. И-Зи тангӣ бизад хештан.
7. ЛМ-замӣ.
8. М-боло чу.

Ҳамон гоҳ кардаш сар аз тан ҷудо,
Ҳама кому андеша шуд з-ӯ раҳо.

Ҳама номдорони Эронзамин
Гирифтанд бар паҳлавон офарин.

Ҳаме гашт Рустам миёни ду саф,
Яке хишти рахшон гирифта[1] ба каф.

## ФИРИСТОДАНИ ХОҚОН ҲУМОНРО НАЗДИ РУСТАМ

В-аз он рӯй хоқон ғамӣ[2] гашт сахт,
Барошуфт бо гардиши шӯрбахт.

Ба Ҳумон чунин гуфт хоқони Чин,
Ки «Танг аст бар мо замону замин.

Магар номи он номвар паҳлавон
Шавӣ, боз ҷӯӣ ба равшан равон».[3]

Бад-ӯ гуфт Ҳумон, ки «Сандон наям,
Ба разм - андарун пилдандон наям.

Ба гетӣ чу Комуси ҷангӣ набуд,
Чунон размхоҳу дирангӣ набуд.

Ба хамми камандаш гирифт ин савор,
Ту ин гурдро хормоя мадор.

Шавам, то чӣ хоҳад ҷаҳонофарин,
Кӣ пирӯз гардад бар ин дашти кин».

1. И-Гирифта яке теғи рахшон.
2. Л-ғамин.
3. Л-чунон чун тавон.
*1 М-Пас он гаҳ бароварду зад бар замӣ.

Ба хайма даромад ба кирдори бод,
Яке тарги дигар[1] ба сар барниҳод.

Дурафши дигар ҷусту аспи дигар,
Дигаргуна ҷавшан, дигаргун сипар.

Биёмад, чу наздики Рустам расид,
Ҳаме буд, то ёлу шохаш бидид.

Ба Рустам чунин гуфт, к-«Эй номдор,
Камандафкани[2] гурду ҷангисавор,

Ба Яздон, ки безорам аз тахти шоҳ,
Агар чун ту дидам яке кинахоҳ.[3]

Чу ту сарваре з-ин сипоҳи бузург
Набинам, ҳаме номдори сутург.

Далере, ки чандин биҷӯяд набард,
Барорад ҳаме аз дили шер гард.[4]

Зи шаҳру нажоду зи ороми хеш
Сухан гӯю аз тухмаву номи хеш.

Ба ҷуз ту касеро аз эронсипоҳ
Надидам, ки дорад дили размхоҳ.

Маро меҳрубонист бо марди ҷанг,
Бавижа, ки дорад ниҳоди[5] паланг.

1. Л-румӣ.
2. ИЛ-Камандафкану.
3. ТПЗ- Кӣ бошад, ки бинад туро дар набард,
Ки аз торакаш барнаёрӣ ту гард?
4. ТПЗ - Ту гӯӣ, ҳаме нанг дорӣ зи ҷанг,
Бад-ин шермардиву чандин диранг.
5. И-нажоди.

Кунун гар бигӯӣ маро номи хеш,
Бару буму пайванду ороми хеш,

Сипосе бад-ин кор бар ман ниҳӣ,
К-аз андеша гардад дили ман тиҳӣ».

Чунин дод посух бад-ӯ паҳлавон,
Ки «Эй номвар гурди равшанравон,[1]

Чаро ту нагӯӣ ҳаме номи хеш,
Бару буму кишвар ва ороми хеш?[2]

Чаро омадастӣ ба наздики ман
Ба чарбиву нармиву чандин сухан?

Агар оштӣ ҷуст хоҳӣ ҳаме,
Бикӯшӣ, к-аз ин кин нахоҳӣ ҳаме.

Нигаҳ кун, ки хуни Сиёвуш кӣ рехт,
Чунон оташи кин ба мо-бар[3] кӣ бехт?[4]

Гунаҳкори ҳамчун[5] сари бегуноҳ,
Нигар, то ки ёбӣ зи туронсипоҳ.

Зи мардону аспони ороста,
К-аз Эрон биёвард бо хоста.

---

1. ИЛ- Бад-ӯ гуфт Рустам, ки чандин сухун,
Ки гуфтиву афкандӣ аз меҳр бун.
2. ТПЗ - Зи ному нишонам чӣ пурсӣ чунин,
Манам номдоре зи Эронзамин.
Ки аз Турку Чин кина хоҳам ба ҷанг,
Ҷаҳон тира созам ба пури Пашанг.
3. И-Чунин оташи тезу сӯзон.
4. ТПЗИЛ - Ҳамон хуни пурмоя гударзиён
Бияфзуд* чандин зиён бар зиён.
Бузургон, куҷо бо Сиёвуш буданд,
Накарданд пайкору хомуш буданд.
* Ки бифзуд.
5. И-хунбар.

Чу яксар[1] сӯи мо фиристод[2] боз,
Ман аз ҷанги туркон[3] шавам бениёз.

Аз он пас ҳама некхоҳи манед,
Саросар бар оину роҳи манед.

Натозам[4] ба кину наҷӯям набарад,
Наёрам сари саркашон зери гард.

В-аз он пас бигӯям ба Кайхусрав ин,
Бишӯям дилу мағзаш аз дарду кин.

Фиристам гунаҳкорро назди шоҳ,
Магар меҳраш ояд, бубахшад гуноҳ.[5]

Ба ту баршуморам кунун номашон,
Ки на номашон боду на комашон!

Сари кин зи*[6] Гарсеваз[7] омад нахуст,
Ки дарди дилу[8] ранҷи Эрон биҷуст.

Касеро, ки донӣ ту аз тухми Тур,
Ки бар хира карданд ин об шӯр.

Гурӯи Зireҳ он ки аз кому дод
Назодасту ҳаргиз мабод ин нажод!

Ситам бар Сиёвуш аз эшон расид,
Ки з –ӯ омад ин банди бадро калид.

1. И-дигар.
2. И-фиристанд.
3. И-Тӯрон.
4. И-Насозам.
5. Л-б. 102 нест
6. М-фитна.
7. И-Гаршеваз.
8. И-дар дил ҳаме.

Касе к-ӯ дилу мағзи Афросиёб
Табаҳ карду хун ронд бар сони об.

Ва дигар касеро, к-аз эрониён
Набуд кину баст андар ин кин миён.

Бузургон, ки аз тухмаи Висаанд,
Дурӯянду бо ҳар касе песаанд.

Чу Ҳумону Лаҳҳоку Фаршедвард,
Чу Гулбоду Настеҳани шермард.

Агар ин ки гуфтам, ба ҷой оваред,[*1]
Сари кинаҷустан ба пой оваред.[*2]

Бубандам дари кина бар кишварат,
Ба ҷавшан напӯшид бояд[3] барат.

В-агар ҷуз бар ин гуна гӯӣ[4] сухан,
Кунам тоза пайкору кини куҳан.

Ба ҷону сари Хусрави номдор,
Ки аз марзи Турон барорам димор.

На Шангул бимонад, на хоқони Чин,
На як тан зи гурдони Туронзамин.[5]

Маро озмудӣ бар ин размгоҳ,
Ҳамин аст расму ҳамин аст роҳ.

1. Гар ин гуфтаи ман ба ҷой оварӣ.
2. М-оварӣ.
3. И-Набояд ба ҷавшан нуҳуфтан.
4. И-В-ар эдун ҷуз ин гуна бошад.
5. ИЛ-б. 115, 116 нест.

Яке номдоре аз Эрон манам,
Ки хӯкарда бар[1] ҷанги шерон манам.

Басе сар ҷудокарда дорам зи тан,
Ки ҷуз хоки тира набудшон[2] кафан,

Бар ин гуна ҳаргиз нагуфтам сухун,
Ҷуз аз кин наҷустам зи сар то ба бун.

Кунун ҳар чӣ гуфтам, ҳама гӯш дор,
Суханҳои хуб андар оғӯш дор».

Чу бишнид Ҳумон, битарсид сахт,
Биларзид бар сони барги[3] дарахт,

К-аз он гуна гуфтори Рустам шунид,
Ҳама[*4] кина аз дудаи хеш дид.

Чунин посух овард Ҳумон бад-ӯй,
Ки «Эй шердил марди пархошҷӯй!

Бар ин зӯру ин бурзу болои ту
Сари тахти Эрон сазад ҷои ту.

Набошӣ ба ҷуз паҳлавони бузург[5]
Ва ё номдоре аз Эрон сутург.[6]

Бипурсидӣ аз гавҳару номи ман,
Ба дил дигар омад туро коми ман.

---

1. И-хӯкардаи.
2. И-набудаш.
3. Л-шохи.
4. М-Ҳаме.
5. И-сутург.
6. И-Дигар комгоре зи Эрон бузург.

Маро ном Кӯҳ аст, гурде далер,
Падар Бӯсипос аст, марде чу шер.

Ман аз дур бо ин сипоҳ омадам,
Сипоҳӣ бад-ин размгоҳ омадам.

Чу ному нажодам туро шуд дуруст,
Маро ҳам бибояд зи ту ном ҷуст.[1]

Аз он бозҷӯям ҳаме номи ту,
Ки пайдо кунам дар ҷаҳон коми ту.

Кунун гар бигӯӣ маро номи хеш,
Шавам шодмон[2] сӯи ороми хеш.

Сухан[3]*[4] ҳар чӣ гуфтӣ бад-ин размгоҳ,
Якояк бигӯям ба пеши сипоҳ,

Ҳамон пеши Маншуру хоқони Чин,
Бузургону гурдони Туронзамин».

Бад-ӯ гуфт Рустам, ки «Номам маҷӯй,
Зи ман ҳар чи дидӣ, бад-эшон бигӯй.

Ба[5] Пирон маро дил бисӯзад ҳаме,
Дил аз меҳри ӯ барфурӯзад ҳаме.

Зи хуни Сиёвуш ҷигархаста ӯст,
Зи туркон яке марди оҳиста ӯст.

Сӯи ман фиристаш ҳам акнун дамон,
Бибинем, то бар кӣ[6] гардад замон».

1. ИЛ-б. 130 нест.
2. И-шоддил.
3. И-Ба ман.
4. М-Ҳама.
5. ЛМ-Зи.
6. Л-чӣ.

Бад-ӯ гуфт Ҳумон, ки «Эй сарфароз,
Ба дидори Пиронат омад ниёз.

Чӣ донӣ ту Пирони Гулбодро,
Гурӯи Зиреҳрову Пӯлодро?»

Бад-ӯ гуфт: «Чандин чӣ пурсӣ[*1] сухун,
Сари обро сӯи боло макун.

Набинӣ, ки пайкори чандин сипоҳ
Зи баҳри ту аст андар ин размгоҳ».

## РОЙ ЗАДАНИ ПИРОН БА ҲУМОН ВА ХОҚОН

Бишуд тез Ҳумон ҳам андар замон,
Шуда гуна аз рӯю ранг аз рухон.[2]

Ба Пирон чунин гуфт, к-«Эй некбахт,
Бад афтод моро аз ин кор сахт.

Чунин шердил Рустами Зобулист,[3]
Бад-ин лашкар акнун бибояд гирист.[4]

Сухан гуфту бишнид посух басе,
Ҳаме кард ёд аз бади ҳар касе.

Нахуст, эй бародар, маро ном бурд,
Зи кини Сиёвуш басе баршумурд.

Зи кори гузашта ҳаме кард ёд,
Зи вайрону ободв-аз кому дод.

---

1. М-гӯӣ.
2. И-рӯй омад дамон.
3. ТПИЛ- Ки Иблис бо ӯ натобад ба ҷанг
   Ба хушкӣ палангу ба дарё наҳанг.
4. ИМ-Ту гӯӣ.

Зи Баҳром в-аз тухми гударзиён,
Зи ҳар кас, ки омад бад-эшон зиён,

Ба ҷуз бар ту бар кас надидам-ш меҳр,
Фаровон сухан гуфту букшод чеҳр.

Аз ин лашкар акнун туро хостаст,
Надонам, ки бар дил чӣ оростаст.

Бирав, то бубиниш найза ба даст,
Чу кӯҳе,[1] ки бар кӯҳ дорад нишаст.

Або ҷавшану гурзу бабри баён,
Ба зер-андарун жандапили дамон.[*2]

Бубинӣ, к-аз ин ман нагуфтам дурӯғ,
Ҳаме гирад оташ зи теғаш фурӯғ.

Туро то набинад, начунбад зи ҷой,
Зи баҳри ту мондаст з-он сон ба пой.[3]

Чу бишнид, бо вай сухан нарм гӯй,
Бараҳна макун теғу тундӣ маҷӯй».[4]

Чунин гуфт Пирон, ки «Эй сарфароз,
Битарсам, ки омад замонам фароз.[5]

---

1. ТП-пас аз б. 155 ин б. омада, дар «З» пас аз б. 160 оварда шудааст, ки ба назар дурусттар менамояд:

   Бигуфто, ки омад замонам ба сар
   Аз ин гурди ҷангиву пархошхар.
   Ба тундӣ чунин гуфт хоқони Чин:
   Машав суст, эй гурди Туронзамин.
   Ки ӯро тан аз оҳану санг нест,
   Ки моро ба оҳанги ӯ ҷанг нест.

2. М-Жиён.
3. Л-б. 156 нест.
4. И-б. 156,,157 нест.
5. И-Зовулист.

Гар эдун, ки ин теғзан Рустам аст,
Бар ин дашт моро гаҳи мотам аст.

Фитод оташ андар бару буми мо,
Надонам чӣ кард ахтари шуми мо».

Бишуд пеши хоқон пур аз оби чашм,
Ҷигархаставу дил пур аз доғу хашм.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй шоҳ тезӣ макун,
Ки акнун дигар гашт моро сухун.

Чу Комус, к-ӯро[1] сар омад замон,
Ҳамон гаҳ дили ман бибурд ин гумон,

Ки ин бораи оҳанин Рустам аст,
Ки хоми камандаш хам андар хам аст.

Чӣ Афросиёб ояд акнун, чӣ об,
Касе пушти ӯро набинад ба хоб.

Аз ӯ дев сер ояд андар набард,
Чи як мард пешаш, чи як дашт[2] мард.

Ба Зобулситон[3] чанд пурмоя буд,
Сиёвахшро он замон доя буд.

Падарвор бо дард ҷанг оварад,
Ҷаҳон бар ҷаҳонҷӯй танг оварад.

Маро хост з-ин[*4] бекарон анҷуман,
Надонам чӣ хоҳад зи мо пилтан.[5]

1. И-кайро.
2. И-бо ӯ чӣ як даста.
3. И-Зобулистон.
4. М-Ҷуст аз ин.
5. ИЛ-б. 168 нест.

Равам бингарам, то чӣ хоҳад ҳаме,
Ки аз ғам равонам бикоҳад ҳаме».

Бад-ӯ гуфт хоқон: «Бирав[1] пеши ӯй,
Сухан ҳар чӣ бояд, ҳама нарм[2]*[3] гӯй.

Агар оштӣ хоҳаду дастгоҳ,
Чӣ бояд бар ин дашт ранҷи сипоҳ?

Басе ҳадя бипзиру пас боз гард,
Сазад гар наҷӯем чандин набард.

Чу тан зери чарми паланг андар аст,
Ҳамоно, ки рояш ба ҷанг андар аст.

Ҳама яксара низ ҷанг оварем,
Бад-ӯ дашти пайкор танг оварем.

Ҳама пуштро[4] сӯи Яздон кунем,
Ба нерӯ бар ӯ разм чандон кунем[5].

Ҳам ӯро тан аз оҳану рӯй нест,
Ҷуз аз хуну аз гӯшт в-аз мӯй нест.

На андар ҳаво бошад ӯро набард,
Чӣ сӯзӣ дилатро ба тимору дард?

Чунон дон, ки ӯ сангу оҳан х(в)арад,
Ҳамон тиру жӯпин бар ӯ бугзарад.

---

1. И-ки бар.
2. И-Чунон чун бибояд сухан чарб.
3. М-Хуб.
4. И-рӯйро.
5. ТПЗ - Ки то дар тани мо бимонад равон
Гаҳе ҷонсупорему гаҳ ҷонситон.

Ба як[1] мард аз эшон зи мо сесад аст,
Бад-ин размгаҳ ғам кашидан бад аст.

Ҳамин зобулӣ номбардор мард,
Зи пиле фузун нест андар набард.

Яке пилбозӣ намояд бад-ӯй,
К-аз он пас наёяд барам ҷангҷӯй».

## ОМАДАНИ ПИРОН НАЗДИ РУСТАМ

Ҳаме рафт Пирон пур аз дарду бим,[2]
Дил аз кори Рустам шуда бар ду ним.[3]

Биёмад[4] ба наздики Эронсипоҳ,
Хурӯшид, к-«Эй меҳтари размгоҳ![5]

Шунидам, к-аз ин лашкари бешумор[6]
Зи туркон маро кардаӣ хостор.

Хиромидан аз пеши он анҷуман
Бад-ин анҷуман, то чӣ хоҳӣ зи ман».

Чу огоҳ шуд Рустами сарфароз,
Ки омад зи туркон яке размсоз.

Ба наздики ӯ[7] шуд зи пеши сипоҳ,
Ниҳода ба сар-бар зи оҳан кулоҳ.

1. Л-Ба ҳар.
2. И-Пурозору дард.
3. И-Ба тан ларз-ларзону рухсора зард.
4. И-Чу омад.
5. И-размгоҳ.
6. И-номдор.
7. И-гав.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй турк, номи ту чист?
Бад-ин омадан рою коми ту чист?»[1]

Чунин дод посух, ки «Пирон манам,
Сипаҳдори он номдорон манам.

Зи Ҳумони Виса маро хостӣ,
Ба хубӣ забонро биёростӣ.

Дилам тез буд бо[*2] ту, эй паҳлавон,
Бигӯӣ кадомин зи номоварон?»[3]

Бад-ӯ гуфт: «Ман Рустами Зобулӣ,
Зиреҳпӯш,[*4] бо ханҷари кобулӣ»

Чу бишнид Пирон аз он сарфароз,
Фуруд омад аз аспу бурдаш намоз.

Бад-ӯ гуфт Рустам, ки «Эй паҳлавон,
Дурудат зи хуршеди равшанравон.

Ҳам аз Хусрави номдори ҷаҳон,
Сарафроз шоҳу паноҳи меҳон,[5]

Ҳам аз модараш - духти Афросиёб,
Ки меҳри ту бинад ҳама шаб ба хоб».[6]

Бад-ӯ гуфт Пирон, ки «Эй пилтан,
Дурудат зи Яздону он анҷуман.

---

1. ТПЗМ - Гузини сипоҳи рад Афросиёб,
   Сари паҳлавонони боҷоҳу об*
   3 ин б. пас аз б. 189 омадааст, ки ба назар дурусттар менамояд.
2. М-бар.
3. И-Кадомин зи гурдони кундоварон.
4. М-Або гурҷу.
5. Л-б. 195 нест.
6. И-б. 194-196 нест.

Зи некидиҳиш офарини ту бод,
Фалакро гузар бар нигини ту бод!

Зи яздон сипосу бад-ӯям паноҳ,
Ки дидам туро зинда бар ҷойгоҳ.

Завора, Фаромарзу Дастони Сом,
Ки ҳастанд бинодилу шодком,

К-аз эшон мабодо ҷаҳон бениёз,
Дурустанду шодондилу сарфароз?

Бигӯям туро, гар надорӣ гарон,
Гила кардани кеҳтар аз меҳтарон.

Зи[1] дида ҳаме об додам ба ранҷ,
Бад-ӯ буд маро зиндагониву ганҷ.

Маро з-ӯ кунун[2] ранҷ баҳр омадаст,
Бару[3] бор тарёку заҳр омадаст.

Сиёвуш маро чун падар доштӣ,
Ба пеши бадиҳо[4] сипар доштӣ.

Бидодам бад-ӯ кишвару духтарам,
Ки рахшанда гардад аз ӯ гавҳарам.

Ба зорӣ бикуштанд бо духтарам,
Чунин буд гӯӣ магар дарх(в)арам.[5]

Басо ранҷу сахтиву дардо ки ман
Кашидам аз он[*6] шоҳу он анҷуман.

---

1. Л-Ба.
2. И-ҳама.
3. И-Гулу.
4. И-болоҳо.
5. ИЛ-б. 207-208 нест.
6. М-Кашидан аз.

Гувоҳи ман андар ҷаҳон Эзад аст,
Гуво хостан додгарро бад аст,

Ки акнун баромад басе рӯзгор,
Шунидам басе панди омӯзгор,[1]

Ки шеван набархост аз хони ман,
Ҳаме оташ афрӯзад аз ҷони ман.

Ҳаме хун фишонам[2] ба ҷои сиришк,
Ҳамеша гирифторам андар пизишк.

Аз ин кор баҳри ман омад газанд,
На бар орзу рафт чархи баланд.[3]

Зи кори Сиёвуш чу огаҳ шудам,
Зи неку зи бад досткӯтаҳ шудам.

Миёни ду кишвар ду шоҳи баланд
Чунин зору хору чунин мустаманд.

---

1. Чӣ бандӣ дил андар ситорашумар.
   Ба Яздон паноҳу ба Яздон гирой,
   Ки ӯ ҳаст бар некуӣ раҳнамой.
   Чу бо гуфти ман рой ҳамроҳ кард,
   Ба сад чора з-ӯ даст кӯтоҳ кард.
   Кунун то ки Хусрав ба Эрон шудаст,
   Шабу рӯз бар банд гирён шудаст.
   Ба тундиву тезӣ пур аз хашм рӯй,
   Ҳама рӯз бо ман дар ин гуфтугӯй.
   Ҳаме гӯяд ин бад ту кардӣ ба ман,
   Туам хор кардӣ дар ин анҷуман.
   В-аз он рӯй Хусрав ҳам озурдааст,
   Чунон тухми некам баровардааст -
   Ба Яздони поку ба хуршеду моҳ,
   Ба гардонсипеҳру ба тоҷу кулоҳ.
2. ЛМ-биборам.
3. ТПЗЛМ - Зи тирашабон дидаам нест* шарм,
   Ки чандин хурӯшидаам хуни** гарм***.
   * И-тирашабам дида барбаст; ** И-обӣ; *** З-ин б. ин б. пас аз б. 215 омадааст, ки ба назар дурусттар менамояд.

Фарангисро ман харидам ба ҷон,
Падар бар сар оварда будаш замон.

Ба хона ниҳонаш ҳаме доштам,
Бар ӯ пушт ҳар гуна баргоштам.[1]

Ба подош ҷон хоҳад аз ман ҳаме
Сари бадгумон хоҳад аз ман ҳаме.[2]

Пур аз дард, эй паҳлавон, аз ду рӯй,
Зи ду анҷуман сар пур аз гуфтугӯй.

На роҳи гурез аст з-Афросиёб,
На ҷои дигар рӯи орому хоб.

Ғами ганҷу бум аст, ҳам чорпой,
Ки бинам[3]*[4] ҳаме рӯи рафтан зи ҷой.

Писар ҳасту[5] пӯшидарӯён басе
Чунин[6] хаставу бастаи ҳар касе.

Агар ҷанг фармояд Афросиёб,
Намонад, ки чашм андарорам ба хоб,

Ба ноком лашкар бибояд кашид,
Нашояд зи фармони ӯ орамид.

---

1. И-ҳаргиз набаргоштам.
2. И-тан.
3. ТПЗ - Сиёвахшро хостам чун писар,
Гиромитар аз ҷону аз чашму сар.
Супурдам бад-ӯ хонаву духтарам,
Ки рахшанда гардад аз ӯ гавҳарам.
Кунун он гуҳар, к-ам аз ӯ буд Фуруд,
Зи ҷону зи дил додам ӯро дуруд.
Ба зорӣ бикуштанд бо духтарам,
Чунин буд гӯӣ магар дарх(в)арам.
4. М –Набинам.
5. И-нест.
6. И-ҳаме.

Ба ман-бар кунун ҷои бахшоиш аст,
На ҳангоми пайкору ороиш аст.

Агар нестӣ бар дилам дарду ғам
Аз ин тухм бар[*1] куштани Пилсам,[2]

Ҷуз ӯ низ чандон ҷавони далер,
Ки ҳаргиз набуданд аз ҷанг сер.

В-аз он пас маро бими ҷон аст низ,
Сухан чанд гӯям зи фарзанду чиз.

Ба пирӯзгар бар ту, эй паҳлавон,
Ки аз ман набошӣ халидаравон.

Зи хешони ман бад надорӣ ниҳон,
Барандешӣ аз кирдгори ҷаҳон.

Ба равшанравони Сиёвуш, ки марг
Маро хуштар аз ҷавшану теғу тарг.

Гар эдун, ки ҷанге бувад ҳамгурӯҳ,
Тали кушта бинӣ ба болои кӯҳ.

Кашониву Шигниву Сақлобу Ҳинд
Аз ин марз то пеши дарёи Синд -

Зи хуни Сиёвуш ҳама бегуноҳ,
Сипоҳе кашида бар ин размгоҳ.

Маро оштӣ беҳтар ояд зи ҷанг,
Набояд гирифтан чунин кор танг.

Бигӯ, то чӣ бинӣ, ту донотарӣ,
Ба разму ба мардӣ тавонотарӣ».

1. М-тухма ҷуз.
2. Л-б. 225-227 нест.

Зи Пирон чу бишнид Рустам сухун,
На бар орзу посух овард[1] бун.

Бад-ӯ гуфт: «То ман бад-ин кинагоҳ[2]
Камар бастаам бо далерони шоҳ.

Надидастам аз ту ба ҷуз некуӣ,*[3]
Зи туркон беозортар кас туӣ.[4]

Наёмад худ аз ту ба ҷуз ростӣ,[5]
Зи Турон[6] ҳама ростӣ хостӣ.

Паланг ин шиносад, ки пайкору ҷанг
На хуб асту донад ҳаме кӯҳу санг.

Чу кини сари шаҳрёрон бувад,
Сару кор бо тирборон бувад.

Кунун оштиро ду кор андар аст,
Нигар, то шуморо чӣ андарх(в)ар аст.

Яке он ки ҳар кас, ки аз хуни шоҳ
Бигустард бар хира ин размгоҳ

Бубандӣ,[7] фиристӣ бари шаҳрёр,
Сазад, гар нафармояд ин корзор.

Гунаҳгори хуни сари бегуноҳ
Сазад гар набошад дар ин размгоҳ.

1. Л-афканд.
2. ИМ-размгоҳ.
3. М-Дур нест.
4. ИЛ-б. 240 нест.
5. И-Надидам зи ту ман ба чуз ростӣ.
6. ИМ-туркон.
7. ИЛ-Ба тундӣ.

Ва дигар ки бо ман бубандӣ камар,
Биёӣ бари шоҳи пирӯзгар.

Зи[1] чизе ки эдар бимонӣ ҳаме,
Ки онро гаронмоя донӣ*[2] ҳаме.

Ба ҷои яке даҳ биёбӣ зи шоҳ,
Макун ёд бунгоҳи туронсипоҳ».[3]

Зи дил гуфт Пирон, ки жарф аст кор,
Зи Турон шудан пеши он шаҳрёр.

Дигар чун гунаҳгор хоҳад ҳаме,
Зи кини Сиёвуш бикоҳад ҳаме.

Бузургону хешони Афросиёб,
Ки бо тахту ганҷанду бо ҷоҳу об.

Чунин худ куҷо гуфт ёрам сухун,
На сар бошад ин орзую на бун.

Чу Ҳумону Гулбоду Фаршедвард,
Куҷо ҳаст Гударз аз эшон бадард,

Ҳама з-ин шуморанду ин[4] рӯй нест,
Мар ин обро дар ҷаҳон ҷӯй нест.

Маро чораи хеш бояд гирифт,
Раҳи хешро пеш бояд гирифт.

1. Л-Ту.
2. М-Хомӣ.
3. ТПЗИ - В-агарна намонам яке марди кин,
На Шугнӣ, на Сақлобу хоқони Чин.
Барорам аз ин размгоҳат димор,
Сар орад ба ҷои гиё хок бор.
4. Л-з-ин.

Бад-ӯ гуфт Пирон, ки «Эй паҳлавон,
Ҳамеша ҷавон бошу равшанравон.

Шавам, боз гӯям ба гурдон ҳамин,[1]
Ба Маншуру Шангул, ба хоқони Чин,[2]

Ҳаюне фиристам ба Афросиёб,
Бигӯям, сарашро барорам зи хоб».

## РОЙ ЗАДАНИ ТУРОНИЁН АЗ ҶАНГИ ЭРОНИЁН

В-аз он ҷо биёмад ба лашкар чу бод,
Касеро ки буданд висанажод,

Яке анҷуман карду букшод роз,
Чунин гуфт к-«Омад нишебу фароз.

Бидонед, к-ин шердил Рустам аст,
Бад-ин размгоҳ аз дари мотам аст.

Бузургону шерони Зобулситон,
Ҳамон[3] номдорони Кобулситон,

Чу Гударзи Кашводу чун Геву Тус
Ба ноком разме бувад бофусӯс.

Чу ӯ[4] кинакаш бошаду раҳнамой,
Саворони гетӣ надоранд пой.

Зи туркон гунаҳгор ҷӯяд ҳаме,
Дил аз бегуноҳон бишӯяд ҳаме,

1. И-ҳаме.
2. И-Кундур ба хоқон ҳаме.
3. ИМ-Ҳама.
4. И-Кунун.

Ки донӣ, к-аз[1] эдар гунаҳгор нест,
Дили шоҳ аз ӯ пур зи тимор нест.

Нигаҳ кун, ки ин бум вайрон шавад,
Ба коми далерони Эрон шавад.

На пиру ҷавон монад эдар, на шоҳ,
На ганҷу сипоҳу на тахту кулоҳ.

Ҳаме гуфтам ин шоҳӣ[2] бедодро,
Ки чандин мадор оташу бодро,

Ки рӯзе шавӣ ногаҳон[3] сӯхта,
Хирад сӯхта, чашму дил дӯхта.

Набурд он ҷафопеша фармони ман
На фармони он номдор анҷуман.

Биканд он гаронмоя шаҳро зи ҷой,
Назад бо далери хирадманд рой.

Бубинӣ, ки на тоҷ монад, на гоҳ,[4]
На пилони ҷангӣ, на тахту кулоҳ.[5]

Бад-ин шоддил шоҳи Эрон бувад,
Ғаму дард баҳри далерон бувад.

Дареғ он далерону чандин сипоҳ,
Ки бо фарру бурзанду бо тоҷу гоҳ.

1. И-ки.
2. ИМ-шуми.
3. И-шавад ин ҷаҳон.
4. Л-шоҳ.
5. И-сипоҳ; И-б. 75 нест.

Ба тороҷ бинӣ ҳама з-ин сипас,
Набаргардад аз размгаҳ шод кас.[1]

Бикӯбанд моро ба наъли сутур,
Шавад оби ин бахти бедор шӯр.

Зи Ҳумон дили ман бисӯзад ҳаме,
Зи Рӯин равон[*2] барфурӯзад ҳаме.

Дили Рустам оганда аз кини ӯст,
Бурӯҳош яксар пур аз чини ӯст.

Пур аз ғам шавам пеши хоқони Чин,
Бигӯям, ки бар ман чӣ омад зи кин».

Биёмад ба наздики хоқон чу гард,
Пур аз хун дилу лаб пур аз боди сард.[*3]

Саропардаи ӯ пур аз нола дид,
Зи хун кишта бар заъфарон лола дид.

Зи хешони Комус чандин сипоҳ
Ба наздики хоқон шуда додхоҳ.[4]

Ҳаме гуфт ҳар кас, ки Афросиёб,
Аз ин пас бузургӣ набинад ба хоб.[*5]

---

1. И-пас аз б. 278 ин б. омада:
   Бубинӣ, ки на шоҳ монад, на тоҷ,
   На ҷанги саворони ин тахти оҷ.
2. М-Дилам.
3. М-Чашм пур оби зард.
4. И-кинахоҳ.
5. М- Пас аз б. 286 ин б. омада:
   Чаро кина афканд, к-аш нест мард,
   Ки овард созад ба рӯзи набард.

Сипоҳи кашонӣ сӯи Чин барем,[1]
Ҳама дида пуробу пуркин барем.[2]

Зи Чину зи Барбар[3] сипоҳ оварем,
Ки Комусро кинахоҳ оварем.

Зи Бузгӯшу Сагсору Мозандарон
Кас орем бо гурзҳои гарон[4]

Ки эдар зи Рустам баророрнд ҳуш,
На овоз аз[5] ӯ кас ниюшад[6] ба гӯш.

Агар кин ҳаме ҷӯяд Афросиёб,
На ором бояд ки ҷӯяд[7], на хоб.

Ҳам аз дудаи Чингишу Ашкбӯс
Хурӯшидане буд[8] чун захми кӯс.[9]

Ҳаме аз паи дуда ҳар кас бадард
Биборид бар заъфарон оби зард.

Ҳаме гуфт бо дидагони пуроб,
К-аз ин пас наҷӯем орому хоб.[10]

Магар[11] Систонро пуроташ кунем,
Бар эшон шабу рӯз нох(в)аш кунем.

1. ИЛ-шавем.
2. ИЛ-шавем.
3. И-Турон.
4. Л-б. 290 нест.
5. Л-овои.
6. И-бояд шунидан.
7. Л-ёбад, ки хоҳад.
8. И-Хурӯше бувад рост.
9. Л-б. 293 нест.
10. Л-б. 295 нест.
11. Л-Ки мо.

Сари Рустами Зобулиро[1] ба дор
Барорем бар сӯги ин номдор.[2]

Танашро бисӯзему хокистараш
Ҳаме барфишонем пеши дараш.

Чу бишнид Пирон, дилаш[3] хира гашт,
Зи овози эшон рухаш[4] тира гашт.

Чунин гуфт, к-«Эй зору бечорагон,
Пур аз дарду тимору ғамхорагон!

Надоред аз ин огаҳӣ бегумон,
Ки эдар шуморо сар ояд замон».

Биёмад, ба хоқони Чин гуфт боз,
Ки «Он разми кӯтоҳи мо шуд дароз.

Зи дарё наҳанге ба ҷанг омадаст,
Ки ҷавшан-ш чарми паланг омадаст,

Ки Рустам зи ҳар ҷо ки буд лашкаре,
Зи ҳар сӯ ки буд номвар меҳтаре,

Биёварду он ранҷҳо шуд ба бод,
Куҷо хезад аз кори бедод дод?

Сари шоҳи кишвар[5] чунин гашта шуд,
Сиёвахш бар дасти ӯ кушта шуд.

1. И-Зовулӣ.
2. Л-б. 297 нест.
3. И-сараш.
4. И-Ва эшон рухи лаъли ӯ.
5. И-Турон.

Ба фармони Гарсевази бехирад[*1]
Зи дасташ бирафт[2] ончунон кори бад.[3]

Сиёвуш ҷаҳондору[4] пурмоя буд,
Варо Рустами Зобулӣ[5] доя буд.

Кунун баҳри[*6] ӯ ҷангу кин оварад,
Ҳаме осмон бар замин оварад.

На ҷанги палангу на хартуми пил,
На кӯҳи баланду на дарёи Нил

Басандаст[7] бо ӯ ба овардгоҳ,
Чу овард гирад ба пеши сипоҳ.

Яке Рахш[8] дорад ба зер - андарун,
Ки киштӣ нахоҳад ба дарёи хун.

Кунун разм[9] хира набояд шумурд,
Чу диданд аз ӯ ҳар касе дастбурд.

Яке оташ омад зи чархи кабуд,
Дили мо шуд аз дарди ӯ пур зи дуд.[10]

Кунун сар ба сар тезҳуш бихрадон[11]
Бихонед бо мӯбадону радон.

---

1. М-камхирад.
2. Л-баромад.
3. Л-пас аз б. 307 ин б. омада:
   Касе чун шавад назди нараждаҳо,
   Зи захру зи ашкаш наёбад раҳо.
4. И-ҷаҳондори.
5. И-Зовулӣ.
6. М-Агар кор бояд, ки гардад.
7. И-писандаст.
8. И-асп.
9. ИЛМ-рӯз.
10. И-Ки дил бошад аз дарди ӯ ҳамчу дуд.
11. И-меҳтарон.

Бубинед, то чораи[*1] кор чист,
Бад-ин размгаҳ марди пайкор кист.

Магар з-ин бало сӯи кишвар шавем,
Агар чанд бо бахти лоғар шавем.

Ҳама корҳо кард бояд[2*3] дуруст,
Зи оғоз кина набоист ҷуст».

Зи Пирон ғамӣ гашт хоқони Чин,
Ҳаме ёд кард аз ҷаҳонофарин.

Бад-ӯ гуфт: «Моро кунун чист рӯй,
Чу омад сипоҳе чунин ҷангҷӯй»

Чунин гуфт Шангул, ки «Эй сарфароз,
Чӣ бояд кашидан суханҳо дароз?

Ба ёрии Афросиёб омадем,
Зи дашту зи дарёи Об омадем.

Басе ёраву ҳадяҳо ёфтем,
Зи ҳар кишваре тез биштофтем.

Чу шер омадему чу рӯбаҳ шавем,
Зи пайкор агар дасткӯтаҳ шавем.[4]

Бирафтем чун шери ҷангӣ дамон,
Ба раҳ-бар наҷустем рӯзе замон.

Ба як марди сагзӣ, ки омад ба ҷанг,
Чаро шуд чунин бар шумо кор танг?

1. М-марги.
2. И-рой бояд, ки гардад; Л-кор бояд, ки гардад.
3. Фарҷоми он.
4. И-б. 324 нест.

Зи як мард нанг аст гуфтан сухун,
Дигаргуна бояд-т афканд бун.

Чунон дон, ки ӯ жандапил асту маст,
Ба овардгаҳ шер гирад ба даст.

Агар гурд Комусро з-ӯ замон-
Биёмад, набояд шудан дар гумон.

Чу Пирон зи Рустам битарсад ҳаме,
Шаби тира аз ғам нахуспад ҳаме.

Зи гурдон касе дорад ӯро ба кас?
Кунун даст ёзам ба фарёдрас.

На пил асту на гашта бо шер ҷуфт,
Ҳунар нест чандон, ки Пирон бигуфт.

Бар ин ройҳо кард бояд дуруст,
Набояд дил аз кини ӯ пок шуст.

Сапедадамон гурзҳо баркашем
В-аз ин дашт яксар сар андаркашем.[*1]

Ҳаво ҳамчу[2] абри баҳорон кунем,
Бар эшон яке тирборон кунем.

Зи гарди саворону захми табар
Набояд, ки донад кас аз пой сар.

Шумо яксара чашм бар ман ниҳед,
Чу ман бархурӯшам, дамеду диҳед.

Ҳамоно зи ҷанговарон сад ҳазор
Фузун бошад аз мо далеру савор.

1. М-Бар эшон яке тезлашкар.
2. И-Ҳаворо чу.

Зи як тан чунин зору печон шудем,
Ҳама пок нокушта беҷон шудем.

Чу ман пеши сагзӣ шавам ҳамнабард,[1]
Шумо б-осмон андароред гард.[2]

Набояд, ки ёбанд як тан раҳо,
Дили марди баддил надорад баҳо».

Чу Пирон зи Шангул шунид ин сухан,
Ҷавон шуд дили марди гашта куҳан.

Бад-ӯ гуфт Пирон, ки «Ту шод зӣ,
Зи андӯҳу андеша озод зӣ!»

Ҳама номдорону хоқони Чин
Гирифтанд бар шоҳи Ҳинд офарин.

Чу Пирон биёмад ба пардасарой,
Бирафтанд пурмоягон боз[3] ҷой,

Чу Ҳумону Настеҳану Бормон,
Ки гаҳ тира буданду гаҳ[*4] шодмон.

Бипурсид Ҳумон зи Пирон сухун,
Ки «Пайкоратон[*5] бар чӣ омад ба бун?

Ҳаме оштиро кунад пойгоҳ
Ва ё ҷанг ҷӯяд сипоҳ аз сипоҳ?»

Ба Ҳумон бигуфт он ки Шангул чӣ гуфт,
Сипаҳ гашт бо ӯ ба пайкор ҷуфт.

1. Л-ҷангҷӯй.
2. Л-Дароред яксар шумо рӯ ба рӯй.
3. И-пурмоя гурдон зи.
4. М - Агар ғамгинонанд, агар.
5. М-гуфторатон.

Ғамӣ гашт Ҳумон аз он[1] кор сахт,
Барошуфт бо Шангули шӯрбахт.[2]

Ба Пирон чунин гуфт, к-«Аз осмон
Гузар нест, то бар чӣ гардад замон».

Биёмад ба раҳ, пеши Гулбод гуфт,
Ки «Шангул магар бо хирад нест ҷуфт?

Гар он Рустам аст, он ки ман дидаам,
Зи гарданкашон низ бишнидаам,

На Шангул бимонад бар ин дашти кин,
На Кундур, на Маншуру хоқони Чин.[3]

Бибояд шудан як замон з-ин миён,
Нигаҳ кард бояд ба суду зиён.[4]

Бубинӣ, к-аз ин лашкари бекарон
Ҷаҳонгир бо гурзҳои гарон

Ду баҳра бувад зери хок - андарун,
Кафан ҷавшану тарг шуста ба хун».

Бад-ӯ гуфт Гулбод, к-«Эй теғзан,
Чунин, то тавон, фоли бадро мазан.

Дили хеш якбора ғамгин макун,
Бувад,[5] к-аз гумон дигар ояд сухун.

---

1. ИН-ин.
2. И-Биларзид бар сони барги дарахт; Л-Шангул фирӯзбахт.
3. Л-б. 354 нест:
   ТПЗ- На ин жандапилони ороста,
   На ин тахту ин тоҷу ин хоста.
4. И-б. 354, 355 нест.
5. Л-Магар.

Зи ноомади кор дилро ба ғам
Сазад гар надорӣ, набошӣ дижам».

## СУХАН ГУФТАНИ РУСТАМ БО ЛАШКАРИ ХЕШ

В-аз ин рӯй Рустам ялонро бихонд,
Суханҳои боиста чанде биронд

Чу Тусу чу Гударзу Руҳҳому Гев,
Фарибурзу Густаҳму Харроди нев.

Чу Гургини корозмуда савор,
Чу Бежан фурӯзандаи корзор

Таҳамтан чунин гуфт, к-«Эй бихрадон,
Ҳушивору бедордил мӯбадон,[1]

Касеро,[2] ки Яздон кунад некбахт,
Сазовор бошад варо тоҷу[3] тахт.

Ҷаҳонгиру пирӯз бошад ба ҷанг,
Натарсад зи пилу наҳангу паланг.[*4]

Зи Яздон бувад зӯр, мо худ кием,
Бад-ин тира хок - андарун бар чием?

Набояд кашидан гумони[5] бадӣ,
Раҳи эзадӣ[6] бояду бихрадӣ,[7]

Ки гетӣ намонад ҳаме бар касе,
Набояд бад-ӯ шод будан басе.

---

1. И-бедору равшанравон.
2. Л-Ки онро.
3. И- ба ганҷу ба.
4. М-Набояд кашидан ба бедод ҷанг.
5. И-гумон аз.
6. И-бехудӣ.
7. И-эзадӣ.

Ҳунар мардумӣ бошаду ростӣ,
Зи кажжӣ бувад каммиву костӣ.

Чу Пирон биёмад бари ман дамон,[1]
Сухан гуфт бо доғи дил як замон,

Ки аз некуӣ бо Сиёвуш чӣ кард,
Чӣ омад ба рӯяш зи тимору дард?

Фарангисро аз дами аждаҳо
Ба гуфтори ӯ буд, ки омад раҳо.

Або он ки андар дилам шуд дуруст,
Ки Пирон ба кин кушта ояд нахуст.

Бародар-шу фарзанд дар пеши ӯй,
Басе богуҳар номвар хеши ӯй.

Абар дасти Кайхусрав Афросиёб
Шавад кушта, ин дидаам ман ба хоб.

Чунон дон, ки[*2] як тан намонад ба ҷой,
Магар кушта афканда дар зери пой.

Валекин нахоҳам, ки бар дасти ман
Шавад кушта ин сарвари анҷуман,

Ки ӯро ҷуз аз ростӣ пеша нест,
Зи бад дар дилаш ҳеч андеша нест.

Гар эдун, ки боз орад онро, ки гуфт,
Гуноҳи гузашта бибояд нуҳуфт.

Гунаҳкор бо хоста ҳар чӣ буд,
Супорад ба мо, кин набояд фузуд.

1. И-давон.
2. М-К-аз.

Аз он пас маро ҷои пайкор нест,
Беҳ аз ростӣ дар ҷаҳон кор нест.

В-аз[*1] ин номдорони ботахту пил
Сипоҳе бад-ин сон чу дарёи Нил.[2]

Фиристад ба наздики мо тоҷу ганҷ,
Аз эшон набошам аз он пас ба ранҷ.

Пазиранд як-як зи мо боҷу сов,
Ки бо мо надоранд пайкор тов.[3]

Надорем касро[4] ба куштан нигоҳ,
Ки некидиҳишмон хирад доду[5] роҳ.

Ҷаҳон пур зи ганҷ асту пуртоҷу тахт,
Наёбад ҳама баҳра ҷуз некбахт».

Чу бишнид Гударз, бар пой хост,[*6]
Бад-ӯ[7] гуфт, к-«Эй меҳтари доду рост,[8]

Сутуни сипоҳиву зебои гоҳ,
Фурӯзон ба ту тоҷу тахту кулоҳ.

Сари мояи туст равшан[9] хирад,
Равонат ҳаме аз хирад бар хурад.

1. М-гетӣ.
2. Л-б. 383 нест.
3. ТПМ - Фиристанд наздики мо сову боз,
   Зи пайкори эшон шавам бениёз.
4. И-ба гетӣ.
5. И-некидиҳишро ҷуз ин нест.
6. М-Шери бо доду.
7. Л-Чунин.
8. И-б. 388 нест.
9. И-ҳушу.

Зи ҷанг оштӣ, бегумон, беҳтар аст,
Нигаҳ кун, ки говат ба чарм андар аст.[1]

Бигӯям яке пеши ту достон,
Кунун бишнав аз гуфтаи бостон.

Ки аз ростӣ ҷони бадгавҳарон
Гурезад чу гардан зи бори гарон.

В-ар эдун, ки бечора паймон кунад,
Бикӯшад, пас онро дигарсон кунад.

Чу каж офаридаш ҷаҳонофарин,
Ту машнав сухан з-ӯву каҷжӣ мабин,[2]

Нахустин, ки мо размгаҳ сохтем,
Сухан рафту з-ин[3] кор пардохтем.

Зи Пирон фиристода омад бар ин,
Ки безорам аз ҷангу аз дашти кин.

Миён бастаам бандагӣ[4] шоҳро,
Нахоҳам бару буму хиргоҳро.

Басе панду андарз бишниду гуфт,
К-аз ин пас набошад маро ҷанг ҷуфт.

Шавам, - гуфт, - бупсечам ин кор тафт,
Ба хешон бигӯям, ки бар мо чӣ рафт.

1. -б. 391 нест
2. И-пас аз б. 395 ин б. омада:
   Фаровон аз ин дод бедод тан
   Фикандаст ҳар ҷой Пирон сухан.
3. И-Суханро аз ин.
4. И-Ки ман бандаам номвар.

Маро тахту ганҷ асту ҳам чорпой,
Бад-эшон бимонам сазовор[*1] ҷой.

Бигуфтам аз эдар, биёӣ, равост,
Ба Эрон туро тахту ганҷу навост.

Яке гӯшае гир, то назди шоҳ
Зи ту ошкоро нагардад гуноҳ.

Чу гуфтем[*2] Пирон бар он боз гашт,
Шаби тира бо бод анбоз гашт.

Ҳаюне фиристод наздики шоҳ,
Ки лашкар биёрой, к-омад сипоҳ.[3]

Ту гуфтӣ, ки бо мо нарафт[*4] он сухун,
На сар буд аз он кор пайдо, на бун.

Даҳум рӯз лашкар ба ҳомун кашид,
Ҷаҳоне саросар сипаҳ густарид.[5]

Кунун бо ту, эй паҳлавони сипоҳ,
Яке дигар афканд бозӣ[*6] ба роҳ.[7]

Кунун аз каманди ту тарсида шуд,
Равонро, ки тарсида аз дида шуд.

---

1. М-намонам, гар оям ба.
2. М-Бигуфт.
3. ТПЗ- Чу донист, к-омад варо ёр танг,
   Сипахро биёрост, омад ба ҷанг.
4. М-нагуфт.
5. И-б. 407 нест.
6. М-чора.
7. Л-б. 407, 408 нест:
   ТПЗИ- Ҷуз аз рангу чора надонад ҳаме,
   Зи дониш сухан барфишонад ҳаме.

Ҳама пушти эшон ба Комус буд,
Сипаҳбад чу Маншуру Фартус буд.

Чу Комусро бахт[*1] баргашта дид,
Ба хамми каманд-андарун кушта дид.

Дари оштӣ кӯбад акнун ҳаме,
Наёрад нишастан ба ҳомун ҳаме.

Чу донад, ки танг - андар омад нишеб,
Ба кор оварад рангу банду фиреб.

Гунаҳгор бо ганҷу бо хоста,
Ки гуфтаст, пеш орам ороста.

Бубинӣ,[2] ки чун бардамад захми кӯс,
Ба ҷанг андарояд Фарибурзу Тус.

Сипаҳдор Пирон бувад пешрав,
Ки ҷанг оварад ҳар замон нав ба нав.

Дурӯғ аст яксар ҳама гуфти ӯй,
Набошад[3] ҷуз аз Аҳриман ҷуфти ӯй.

Агар нашнавӣ сар ба сар панди ман,
Нигаҳ кун ба Баҳром-фарзанди ман.

Сипаҳро бад-он чора андар нишохт,[4]
Ба мо-бар камине бар он сон бисохт.[5]

1. М-Сари бахти Комус.
2. Л-Ту донӣ.
3. ЛМ_Нашояд.
4. ИМ-андар навохт.
5. ИМ-Зи гударзиён гурситоне бисохт.

Зи гударзиён рӯзи ҷангу набард
Чунон гӯрсоне падидор кард.[1]

Ки то зиндаам, хун сиришки ман аст,
Яке теғи ҳиндӣ пизишки ман аст».

Чу бишнид Рустам, ба Гударз гуфт,
Ки «Гуфтори ту бо хирад бод[2] ҷуфт.

Чунин аст Пирону ин роз нест,
Ки ин пир бо мо ҳамовоз нест.

Валекин ман аз хуб кирдори ӯй,[3]
Наҷӯям ҳаме тез[4] пайкори[*5] ӯй.[6]

Нигаҳ кун, ки бо шоҳи Эрон чӣ кард,
Ба[*7] кори Сиёвуш чӣ тимор х(в)ард.

Гар аз гуфтаи хеш боз ояд ӯй
В-агар пеши мо ҷангсоз[8] ояд ӯй,

Ба фитрок барбаста дорам каманд,
Куҷо жандапил андарорам ба банд.

Зи некӯгумон андароям нахуст,
Набояд[9] магар ҷангу пайкор ҷуст.

---

1. И - Яке сахт савганд дорам ба моҳ
   Ба озаргушаспу ба дайҳими шоҳ.
2. И-ҳаст.
3. И-гуфтори ӯ.
4. И-разму.
5. М-бозори.
6. И-ӯ.
7. М-Зи.
8. И-Чунин назди мо размсоз.
9. Л-Наёяд.

Чу ӯ боз гардад зи гуфтори хеш,
Бубинад зи мо дарду тимори хеш».

Бар ӯ офарин кард Гударзу Тус,
Ки хуршед бар ту надорад фусӯс.

Ба наздики ту рангу банду дурӯғ
Суханҳои Пирон нагирад[1] фурӯғ.

Мабодо ҷаҳон бе сару тоҷи шоҳ,
Ту бодӣ ҳамеша бад-он пешгоҳ!»

Чунин гуфт Рустам, ки «Шаб тира гашт,
Зи гуфторҳо мағзи мо хира гашт.

Бибошем, то ними шаб май хӯрем,
Дигар нима тимори лашкар барем.

Бубинем, то кирдгори ҷаҳон
Дар ин ошкоро чӣ дорад ниҳон».

Ба эрониён гуфт, к-«Имшаб ба май
Яке ахтаре афканам некпай,

Ки фардо ман он гурзи Соми савор,
Ки кардам ба Мозандарон корзор,

Ба гардан барорам, шавам сӯи ҷанг,
Бад-он гаҳ куҷо пой дорад наҳанг.

Саропардаву афсару гурзу тоҷ,
Ҳамон жандапилону ҳам[2] тахти оҷ -

Биёрам, супорам ба эрониён,
Агар тохтанро бубандам миён».

1. Л-Суханҳо нагирад зи Пирон.
2. И-он.

Баромад хурӯше зи ҷои нишаст
Аз он номдорони хусравпараст.[1]

Сӯи хаймаи хеш рафтанд боз,
Ба хобу ба осоиш омад ниёз.[2]

## ЛАШКАР ОРОСТАНИ ЭРОНИЁН ВА ТУРОНИЁН

Чу бинмуд хуршеди рахшон кулоҳ,
Чу симинсипар гашт рухсори моҳ.

Битарсид моҳ аз паи гуфтугӯй,
Ба хамм андаромад, бипӯшид рӯй.

Табира баромад зи даргоҳи Тус,
Шуд аз гарди[*3] аспон ҷаҳон[4] обнус.

Замин нилгун шуд, ҳаво пур зи гард,
Бипӯшид Рустам силеҳи набард.

Рада баркашиданд эронсипоҳ,
Писар ҷангҷӯву падар кинахоҳ.

Сӯи маймана пури Кашвод буд,
Ки бо ҷавшану гурзи пӯлод буд.

Фарибурз бар майсара ҷой ҷуст,[*5]
Дили номдорон зи кина бишуст.[*6]

---

1. ТПЗ- Чу гаштанд сармаст гурдон ҳама,
Аз эрониён шермардон ҳама.
2. Л-пас аз б. 442 ин б. омада:
Кунун размн хоқони Чин оварем,
Ҳамон расми мардиву кин оварем.
3. М-сумми.
4. ИЛ-замин.
5. М-сохт.
6. М-Ҳамон гургпайкар алам барфарохт.

Ба қалб - андарун Туси Нӯзар ба пой,
Намонд он замон бар замин низ ҷой.

Таҳамтан биёмад ба пеши сипоҳ,
Ки дорад ялонро зи душман нигоҳ.

В-аз он рӯй хоқон ба қалб андарун -
Зи пилон замин сар ба сар нилгун.

Абар маймана Кундури шермард,[1]
Савори диловар ба гоҳи набард.[2]

Сӯи майсара ҷангдида Гаҳор,[3]
Замин хаста бар зери наъли савор.

Ҳаме гашт Пирон ба пеши сипоҳ,
Биёмад бари Шангули кинахоҳ.[4]

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй номбардори[5] Ҳинд,
Зи Шарвон ба фармон туро то ба[6] Синд[*7],

Маро гуфта будӣ, ки фардо пагоҳ
Зи ҳар сӯ ба ҷанг андарорам сипоҳ.[8]

В-аз он пас биҷӯям зи Рустам набард,
Сарашро зи абр[9] андарорам ба гард».

---

1. ИМ-шергир.
2. ИМ-шамшеру тир.
3. И-Каҳор.
4. И-размхоҳ.
5. И-номпардози.
6. И-Ба номи ту то марзи дарёи.
7. М-Ҳама зери фармони ту Ҳинду Синд.
8. ТПЗЛ - Барорам зи гурдони Эрон нафир,
   На барно гузорам ба ҷову на пир.
9. И-ба зер.

Бад-ӯ гуфт Шангул: «Ман аз гуфти хеш
Нагардам, набинӣ зи ман камму беш.

Шавам ҳам[*1] кунун пеши он гурдгир,
Танашро бидӯзам ба пайкони[2] тир.

Аз ӯ кини Комус ҷӯям ба ҷанг,
Бар эрониён - бар[3] кунам кор[4] танг».

Ҳам он гаҳ сипаҳро ба се баҳра кард,
Бизад кӯсу бархост аз дашт гард.

Бирафтанд як баҳра бо жандапил,
Сипаҳ буд саф баркашида ду мил.

Сари пилбонон ба рангу[5] нигор,
Ҳама пок бо афсару гӯшвор.

Биёроста гардан аз тавқи зар,
Миён банд карда ба зарринкамар.

Фурӯҳишта аз пил дебои чин,
Ниҳода бар ӯ тахту маҳди зарин.[6]

Баромад дами[7] нолаи каррной,
Бирафтанд пилони ҷангӣ зи ҷой.

---

1. М-ман.
2. Л-Кунам ман муғалбар ба.
3. И-ман.
4. И-рӯз; Л-ҷой.
5. Л-пил пур зангу нақшу.
6. ТПЗ- Чу биншаст хоқон ба пили сапед,
   Бар он тахт шодондилу пурумед.
7. И-дам аз.

Биёмад сӯи маймана[1] сӣ ҳазор
Саворони гарданкаши найзадор.[2]

Сӯи майсара[3] сӣ ҳазори дигар
Камон баргирифтанду чинисипар.

Ба қалб - андарун пилу хоқони Чин
Ҳаме барнаваштанд рӯи замин.

## САРЗАНИШ КАРДАНИ РУСТАМ БО ПИРОН

Ҳаме рафт Шангул миёни ду саф,
Яке теғи ҳиндӣ гирифта ба каф.

Яке чатри ҳиндӣ зи сар то ба пой
Гирифта ҳама чатр парри ҳумой.

Паси пушту дасти чапу дасти рост[4]
Ҳаме рафт бо ӯ аз он сӯ, ки хост.

Чу Пирон чунон дид, дил шод кард,
Зи разми Таҳамтан сар[5] озод кард.

Ба Ҳумон чунин гуфт, к-«Имрӯз кор
Ба коми дили мо кунад рӯзгор.

Бад-ин созу чандин савори далер,
Сарафроз ҳар як ба кирдори шер,

Ту имрӯз пеши саф - андар мапой,
Як имрӯзу фардо макун разм рой.

1. И-майсара.
2. И-номдор.
3. И-маймана.
4. Л-рости ӯй.
5. Л-тон.

Паси пушти хоқони Чинӣ биист,
Ки дар разм будан туро рӯй нест,[1]

Ки гар зобулӣ бо дурафши сиёҳ*[2]
Бубинад туро, кор гардад табоҳ.

Бубинед, то чун бувад кори мо,
Чӣ бозӣ кунад бахти бедори мо».

В-аз он ҷойгаҳ шуд бад-он анҷуман,
Ба ҷое ки буд паҳлавон пилтан.

Фуруд омаду офарин кард чанд,
Ки «Фаррух*[3] аз ту[4] сипеҳри баланд.

Мабодо, ки рӯзи ту гирад нишеб,
Мабодо, ки ояд ба рӯяш ниҳеб.

Чу рафтам зи назди ту, эй паҳлавон,
Паёмат бидодам ба пиру ҷавон.

Бигуфтам ҳунарҳои ту, ҳар чӣ буд,
Зи гетӣ туро худ кӣ ёрад ситуд?

Ҳам аз оштӣ рондаму ҳам зи ҷанг,
Сухан гуфтам аз ҳар даре ранг-ранг.

Ба фарҷом гуфтанд, к-ин чун кунем,
Ки аз рои ту кина берун кунем.

Тавон дод ганҷу зару хоста,
Зи мо ҳар чи ӯ хоҳад ороста.

1. Л-Ки донад туро бо саворе дувист.
2. М-дурафшу сипоҳ.
3. М-нур.
4. Ж – Нур аз ту гирад

Нашояд гунаҳгор додан бад-ӯй,
Барандешу ин розҳо боз ҷӯй.

Гунаҳгор ҷуз хеши Афросиёб.
Ки донӣ, суханро мазан бар шитоб.

Зи мо ҳар ки хоҳад, ҳама меҳтаранд,
Бузурганду бо тахту бо афсаранд.

Чӣ гуна супорему ин кай тавон,
Аз он орзу пир гардад ҷавон.[1]

Сипоҳе бад-ин сон биёмад зи Чин,
Зи Сақлобу Хатлону Туронзамин.

Куҷо оштӣ хоҳад Афросиёб,
Ки чандин сипоҳ орад аз хушку об?

Ба посух накӯҳиш басе[2] ёфтам,
Азеро ба назди ту биштофтам.[3]

Аз эшон сипоҳе чу дарёи Об
Гирифтанд бар ҷанг ҷустан шитоб.

Саропои худро надонанд ҳеч,
Туро ҷуз ба «Сагзӣ» нахонанд ҳеч.[4]

Набарди ту хоҳад ҳаме шоҳи Ҳинд
Ба тиру камону ба ҳиндӣ[5] паринд.

1. ИЛ-б. 492 нест.
2. И-ҳаме.
3. И-Аз эшон сӯи паҳлавон тофтам.
4. Л-б. 497 нест.
5. И-румӣ.

Маро ин дуруст аст, к-аз пилтан
Ба фарҷом гирён шаванд[1] анҷуман».

Чу бишнид Рустам, барошуфт сахт,
Ба Пирон чунин гуфт, к-«Эй шӯрбахт!

Чӣ дорӣ чунин банду чандин фиреб,
Куҷо пой дорӣ ту андар ниҳеб?

Маро аз дурӯғи ту шоҳи ҷаҳон
Басе ёд кард ошкору ниҳон.

Чу дидам[2] кунун донишу рои ту,
Дурӯғ аст яксар саропои[3] ту.

Биғалтӣ ҳаме хира дар хуни хеш,
Бад аст ин в-аз ин бадтар ояд-т пеш.

Агар дӯзах астӣ,[4] биҳишт аст ҷой,
Зи буме, ки дорӣ ҳаме зери пой.

Магар гуфтам ин хоки бедоди шум
Гузорӣ, биёӣ ба обод бум.[5]

Чунин зиндагонӣ наёрад баҳо,
Ки бошад сар андар дами аждаҳо.

Бубинӣ магар шоҳи бododу меҳр,
Ҷавону навозандаву[6] хубчеҳр.

1. И-шавад.
2. ИЛ-Бидидам.
3. И-сару пои.
4. И-дӯзах аст ар.
5. И-б. 506 нест.
6. И-Ҷавоне навозандаи.

Туро хӯрдани мору[*1] чарми паланг
Ҳаме хуштар ояд зи дебову[*2] ранг.

Надорад касе бо ту з-ин доварӣ,
Зи тухми пароканда хуб бар х(в)арӣ».

Бад-ӯ гуфт Пирон, ки «Эй некбахт,
Барӯманду шодобу зебодарахт,[*3]

Суханҳо, кӣ донад ҷуз аз ту чунин,
Ки аз меҳтарон бар ту бод офарин!

Маро ҷону дил зери фармони туст,
Ҳамеша равонам гаравгони туст.

Як имшаб занам рой бо хештан,
Бигӯям сухан низ бо анҷуман».

Биёмад ҳам он гаҳ миёни[4] сипоҳ,
Дилаш пурдурӯғу[*5] сараш кинахоҳ.

## ОҒОЗИ РАЗМ

Чу баргашт Пирон, зи[6] ҳар ду гурӯҳ
Замин шуд ба кирдори рахшанда[7] кӯҳ.

Чунин гуфт Рустам ба эрониён,
Ки «Ман ҷангро баста дорам миён.

---

1. М-пӯшиш аз хуку.
2. М-ранг.
3. М-зебои тахт.
4. ИЛМ-В-аз он ҷо биёмад ба қалби.
5. М-лабаш.
6. И-ба.
7. И-гарданда.

Шумо як ба як[1] сар пур аз кин кунед,
Бурӯҳои ҷангӣ пур аз чин кунед,

Ки имрӯз разми*[2] бузург[3] аст пеш,
Падид ояд андозаи гургу меш.

Маро гуфта буд он ситорашинос,
Аз ин разм будам[4] дил андар ҳарос,

Ки разме бувад дар миёни ду кӯҳ,
Ҷаҳонро бишӯяд ба хун*[5] ҳамгурӯҳ.

Шаванд анҷуман кордида меҳон,
Дар он разм[6]*[7] бемард гардад ҷаҳон.

Паи кин ниҳон гардад аз рӯи бум,
Шавад гурзи пӯлод бар сони мум.

Ҳар он кас, ки ояд бари ман[8] ба ҷанг,
Шумо дил мадоред аз он кор танг.

Ду дасташ бубандам ба хамми каманд,
Агар[9] ёр бошад сипеҳри баланд.

Шумо сар ба сар ҳамгинон,[10] ҳамгурӯҳ,
Мабошед аз он номдорон сутӯҳ.

---

1. Л-сар ба сар.
2. М-чанге.
3. И-разми гарон; разме.
4. И-бурдам.
5. М-Ҷаҳоне шаванд андар он.
6. И-Бар он чанг.
7. М-ҷанг.
8. И-мо.
9. Л-Гарам.
10. ИЛМ-як ба як.

Маро гар ба разм - андар ояд замон,
Намирам ба базм - андарун бегумон.[1]

Туро ном бояд, ки монад дароз,
Намонӣ ҳаме, кор чандин масоз.

Дил андар сарои сипанҷӣ мабанд,
Бас эмин машав дар сарои[2] газанд.

Агар ёр бошад равон бо[3] хирад,
Ба неку ба бад рӯзро нашмарад.

Худованди тоҷу худованди ганҷ
Набандад дил андар сарои сипанҷ».

Чунин дод посух ба Рустам сипоҳ,
Ки «Фармони ту бартар аз чарху моҳ.

Чунон разм созем бо теғи тез,
Ки монад зи мо ном то растахез».[4]

Зи ду рӯя[5] танг андаромад сипоҳ,
Яке абр, гуфтӣ,[*6] баромад сиёҳ,

Ки борони ӯ буд[7] шамшеру тир,
Ҷаҳон[*8] шуд ба кирдори[9] дарёи қир.

---

1. ТПЗ - Ба номи накӯ гар бимирам, равост,
   Маро ном бояд, ки тан маргрост.
2. Л-Ки пурхун шавӣ аз анову.
3. И-равонро.
4. ТПЗ - Бигуфтанду бархост овои кӯс,
   Ҳаво тирагун шуд, замин обнӯс.
5. И-Дурӯя ба.
6. М-Ту гуфтӣ, ки абре.
7. И-борон-ш буд гурзу.
8. М-замин.
9. И-Ҷаҳоне аз ӯ шуд чу.

Зи пайкони пӯлоду парри уқоб
Сияҳ гашт рахшон рухи офтоб.

Синонҳои найза ба гард - андарун,
Ситора биполуд, гуфтӣ, ба хун.

Ҷарангидани[1] гурзаи говчеҳр,
Ту гуфтӣ ҳаме санг борад сипеҳр.

Дурахшидани теғи алмосгун
Шуда абру борони он абр хун.[2]

Ба хуну ба мағз - андарун хору хок
Шуда ғарқу тарки сарон чок-чок.

Чунин гуфт Гударз бо пирасар,
Ки «То ман ба мардӣ бубастам камар,

Надидам, ки разме бувад з-ин нишон,
На ҳаргиз шунидам зи гарданкашон,

Ки аз кушта гетӣ бад-ин сон бувад,
Яке хору дигар таносон бувад».

## РАЗМИ ШАНГУЛ БО РУСТАМ ВА ГУРЕХТАНИ ШАНГУЛ

Биғуррид Шангул ба пеши сипоҳ,
«Манам, - гуфт, - гурдафкани[3] размхоҳ.

---

1. И-чарангидани.
2. ТПЗЛ - Гиронидани гурзҳои гарон -
   Чунон чун бувад путки оҳангарон.
3. И-шеравжани.

Бубинам, ки он марди сагзӣ ба чанг[*1]
Чӣ дорад зи мардонагӣ сози ҷанг».[2*3]

Чу овози Шангул ба Рустам расид,
Зи лашкар нигаҳ карду ӯро бидид.

Чунин гуфт, к-«Аз кирдгори ҷаҳон
Наҷустам ҷуз ин ошкору ниҳон,

Ки бегонае з-ин бузург анҷуман
Далерӣ кунад, разм ҷӯяд зи ман.

На Шангул бимонам, на хоқони Чин,
На гурдону мардони Туронзамин».[4]

Бари Шангул омад, ба овоз гуфт,
Ки «Эй баднажоди фурӯмояҷуфт!

Маро ном Рустам кунад Золи Зар,
Ту сагзӣ чаро хонӣ, эй бадгуҳар?

Нигаҳ кун, ки сагзӣ кунун марги туст,
Кафан бегумон ҷавшану тарги туст».

Бигуфт ину баркард кӯҳи гарон,
Ба ҷанг - андарун найзаи ҷонситон.

---

1. М-куҷост.
2. И-б. 545 нест:
   ТПЗИЛ- Биронд асп то ҷойгоҳи набард,
   Даромад ба майдону овоз кард,
   Ки он ҷангҷӯ* марди сагзӣ куҷост?
   Ҳамоно гар ояд ба ҷангам, равост**.
   * И-Бубинам, ки. ** И-Яке кард хоҳам бар ӯ даст рост.
3. М-Яке кард хоҳам бар ӯ даст рост.
4. ИМ- На Сақлоб монад бар эшон, на Ҳинд,
   На шамшери чинӣ, на румӣ паринд.

Даромад бар ӯ пилтан ҳамчу бод,[*1]
Ба кин бозуи паҳлавӣ баркушод.[2]

Яке найза зад, баргирифташ зи зин,
Нагунсор карду задаш[3] бар замин.

Бар ӯ бар гузар кард, ӯро нахаст,
Ба шамшер бурд он замон тез даст.

Бирафтанд аз он рӯй кундоварон,
Ба заҳр обдода париндоварон.

Яке ҳамла карданд бар паҳлавон,
Зи туркони Сақлоб в-аз[*4] ҳиндувон.

Гирифтанд чун гӯраш андар миён,[*5]
Рабуданд Шангул зи пили жиён.[6]

Ба ҷон Шангул аз дасти Рустам биҷаст,
Зиреҳ буду ҷавшан танашро нахаст.

Гурезону рухсорагон пур зи чин,
Ҳаме рафт то пеши хоқони Чин.[7]

Чунин гуфт Шангул, ки «Ин мард нест,
Ба гетӣ кас[*8] ӯро ҳамовард нест.

---

1. М-б. 553-554 нест.
2. ТПЗИЛМ- Ҳаме гашт бо ӯ ба овардгоҳ,
   Миёни ду саф баркашида сипоҳ.
3. И-кардаш, бизад.
4. М-туркону аз чину аз.
5. М- Гирифтанд Шангул ҳам он дар миён.
   Рабудандаш аз пеши шери жиён.
6. И-б. 558, 559 нест.
7. И-б. 561 нест.
8. М-Мар.

Яке жандапил аст бар пушти кӯҳ,
Магар разм созанд ҷумла гурӯҳ.

Ба танҳо касе разми нараждаҳо
Начӯяд, чу ҷӯяд, наёбад раҳо».

Бад-ӯ гуфт хоқон: «Туро бомдод
Дигар буд рою дигар буд ёд».

Сипаҳро бифармуд, то ҳамгурӯҳ
Биронанд яксар ба кирдори кӯҳ.

Сарафрозро дар миён оварданд,
Танумандро сар замон оварданд.[1]

Ба шамшер бурд он замон шер даст,
Чапи лашкари чиниён баршикаст.

Ҳар он гаҳ,ки ханҷар барандохтӣ,
Ҳама дашт бетан сар[2] андохтӣ.

На бо ҷанги ӯ кӯҳро ҷой буд,
На бо хашми ӯ пилро пой буд.

Бад-он сон гирифтанд гирд-андараш,
Ки хуршед торик шуд бар сараш.

Зи бас*[3] найзаву ханҷару гурзу тир,
Ки шуд сохта бар яли шергир.

Гумон буд, к-андар наистон шудаст,
Зи хун рӯи кишвар маистон[4] шудаст.

---

1. ТП - Ба шамшер гурдони Турон гурӯҳ
Бад-ӯ ҳамла карданд ҳар як чу кӯҳ.
2. И-роҳ тани бесар.
3. М-Чунон.
4. И-гулистон.

Ба як захм сад[*1] найза кардӣ қалам,
Хурӯшону ҷӯшон чу шери[*2] дижам.

Далерони Эрон паси пушти ӯй,
Ба кина дилогандаву ҷангҷӯй.

Зи бас найзаву гурзу кӯполу[3] теғ
Ту гуфтӣ ҳаво[4] жола борад зи меғ.

Зи кушта ҳама дашт овардгоҳ
Тану дасту сар буду таргу кулоҳ.

Баландосмон чун замин шуд зи хок,
Басе гардану бар[*5] шуда чок-чок.

Чунин гуфт лашкар ҳама ҳамгурӯҳ,
Ки аз куштагон гашт ҳомун чу кӯҳ[6]

Зи чиниву шугниву[7] аз ҳиндувӣ,
Зи сақлобу ҳарриву аз паҳлавӣ

Сипаҳ буд бар хоку дарёи кӯҳ,[*8]
Зи як мард хаста шуда ҳамгурӯҳ.

Биёвард Пирон ба Калбод рӯй,
К-«Аз ин размгаҳ шуд ҳама рангу бӯй,[9*10]

---

1. М-даҳ.
2. ҷӯшону душман.
3. И---гурзи пӯлоду.
4. ИМ-ҳаме.
5. М-зи ҳар сӯ ба ханҷар.
6. ИМ-б. 579 нест.
7. И-Шикнӣ.
8. М-Ҳаме омад аз ҷунбиши он сутӯҳ.
9. ИЛ-б. 582 нест.
10. М- Чунон гуфт Пирон ба хоқони Чин,
Ки шери жиён аст Рустам ба кин.

Ки бо ӯ ба ҷанг андарун пой нест,
Чун ӯ дар ҷаҳон лашкаророй нест.

Касе к-ӯ занад[1] з-ин сухан достон,
Набошад хирадманд ҳамдостон,

Ки пархошҷӯён се раҳ сад ҳазор
Басанда набуданд бо як савор.[2]

Аз ин кин бад ояд ба Афросиёб,
Зи Рустам куҷо ёбад орому хоб?

Ҳамоно,[3] ки моро накӯҳиш кунад,
Чу аз размҷӯӣ пижӯҳиш кунад.

Ва дигар, ки ӯро ба хашм оварӣ,
Раҳоӣ наёбад сар аз доварӣ».

## РАЗМИ РУСТАМ БО СОВА

Чунин гуфт Рустам ба эрониён,
К-«Аз ин ҷанг моро наёмад зиён.

Ҳам акнун ман ин пилу ин[4] хоста,
Ҳамон тахти бо тоҷ[5]*[6] ороста

Зи чинӣ ситонам ба Эрон диҳам,
Бад-он шодмон рӯзи фаррух ниҳам.[7]

1. И-кунад.
2. ТПЛМ - На бозоргонест ин ҷангҷӯй,
   Зи ҳар кишваре омада пеши ӯй.
3. Л-Яке он.
4. И-Зи пилону ҳам.
5. И-Ҳам ин тахту ин ганҷи; Л-Чунин тахту ин тоҷи.
6. М-Ҳамин тахту ин тоҷи.
7. И-б. 591 нест.

Нахоҳам зи эрониён ёр кас,
Паи Рахшу Эзад маро ёр бас.

Якеро зи Сақлобу Шугнону Чин
Намонам, ки пай барниҳад бар замин,[1]

Ки имрӯз пирӯзии рӯзи мост,
Баланд осмон ахтарафрӯзи[2] мост.

Бад ояд бар эшон зи гуфтори бад,
Бад ояд ба пеши бад аз кори бад.[3]

Гар эдун, ки нерӯ диҳад додгар,
Падид оварад Рахши рахшон ҳунар.

Бар ин дашт ман гӯрсоне кунам,
Барӯмандро шӯрсоне кунам.

Яке аз шумо сӯи лашкар шавед,
Бикӯшеду бо бод ҳамбар шавед.

Бикӯшед, чун ман биҷунбам зи ҷой,
Шумо барфарозед санҷу дарой.[4]

Заминро саросар кунед обнӯс,
Ба гарди саворону овои кӯс.

Бикӯбед кӯполу гурзи гарон,
Чу пӯлодро путки оҳангарон.

Зи анбӯҳи эшон мадоред бок,
Зи дарё ба абр андароред хок.

1. Л-. 593 нест.
2. ЛМ-лашкарафрӯзи; И-гетиафрӯзи.
3. И-б. 595 нест.
4. Л-б. 599 нест.

Бидарред сафҳои Сақлобу Чин,
Набояд, ки бинад ҳаворо замин.

Ҳама дида бар миғфари ман ниҳед,
Чу ман бархурӯшам, дамеду диҳед».

В-аз он ҷойгаҳ рафт чун пили маст,
Яке гурзаи говпайкар ба даст.

Хурӯшон сӯи маймана роҳ ҷуст,
Зи лашкар сӯи Кундур омад нахуст.

Ҳама маймана пок барҳам дарид,
Басе таргу сар буд, ки шуд нопадид.

Яке хеши Комус буд, Сова ном,
Сарафрозу ҳар ҷой густарда ком.

Биёмад ба пеши Таҳамтан ба ҷанг,
Яке теғи ҳиндӣ гирифта ба чанг.

Бигардид дасти чапу дасти рост,
Зи Рустам ҳаме кини Комус хост.

Ба Рустам чунин гуфт, к-«Эй жандапил,
Бубинӣ кунун мавҷи дарёи Нил.

Бихоҳам кунун кини Кимуси хор,
Набинӣ ҳаме[1] з-ин[2] сипас корзор».

Чу гуфтори Сова ба Рустам расид,
Бизад дасту гурзи гарон баркашид.

1. Л-Бубинӣ магар.
2. И-магар з-он.

Баровардуу зад бар сару миғфараш,
Надидаст гуфтӣ танашро сараш.[*1]

Бияфканду Рахш аз бари ӯ биронд,
Ба гетӣ зи Сова нишоне намонд.

Аз ӯ ҷони лашкар пурозор кард,[*2]
Дурафши кашонӣ нагунсор кард.[*3]

Набуд низ пешаш касе пойдор,
Ҳаме наъли Рахшаш сар овард бор.

## КУШТАНИ РУСТАМ ГАҲОРИ ГАҲОНИРО

В-аз он ҷойгаҳ[4] шуд сӯи майсара,
Ғамӣ гашт лашкар ҳама яксара.

Гаҳори Гаҳонӣ бар он ҷойгоҳ,
Гави шерфаш[5] бо дурафши сиёҳ,

Барошуфт чун тарги Рустам бидид,
Хурӯше чу шери жиён баркашид.

Бад-ӯ гуфт:[*6] «Ман кини Турону Чин[7]
Бихоҳам зи сагзӣ дар ин дашти кин.[8]

Набарди вай аз меҳтарон бо ман аст,
Дили шеру гурзи гарон бо ман аст».

1. М-Бизад бар сараш гурзро пилтан.
2. М-Ки ҷонаш бурун шуд ба зорӣ зи тан.
3. М-шуд.
4. И-маймана.
5. Л-шердил.
6. М-Ҳаме гуфт.
7. И-туронсипоҳ.
8. И-Зи Сагзӣ бихоҳам бар ин дастгоҳ.

Барангехт асп аз миёни сипоҳ,
Биёмад бари пилтан кинахоҳ.

Зи наздик чун тарги Рустам[1]*[2] бидид,
Ба рухсора шуд чун гули шанбалид.[3]

Ба дил гуфт, пайкор бо жандапил
Чу ғӯта-ст хӯрдан ба дарёи Нил.

Ту гуфтӣ барояд, дигар гуфт не,
Ду гуфторакон бо хирад ҷуфт не.*[4]

Гурезӣ ба ҳангом бо сар ба ҷой,
Беҳ аз паҳлавониву сар зери пой.[5]

Гурезон биёмад сӯи қалбгоҳ,
Назора бар ӯ-бар ба ҳар сӯ сипоҳ.

Дурафши Таҳамтан миёни гурӯҳ -
Ба сони дарахт аз бари теғи кӯҳ.

Ҳаме тохт Рустам паси ӯ чу гард,
Замин лаъл гашту ҳаво лоҷвард.

Яке найза зад бар камарбанди ӯй,
Бидаррид хафтону пайванди ӯй.

Бияндохт бар сони барги дарахт,
Ки бар шохи ӯ барзанад бод сахт.

---

1. И-ӯро.
2. М-пилтанро.
3. И-Равонаш ту гуфтӣ, зи тан барпарид.
4. М-ба ҷои б. 625,626 ин б. омада:
   Бад-ӯ гуфт, к-эй кордида Гаҳор,
   Ки Комус бо вай набуд пойдор.
5. И-б. 627 нест.

Нагунсор кард он дурафши кабуд,
Ту гуфтӣ Гаҳори Гаҳонӣ набуд.

Бидиданд гурдон, ки Рустам чӣ кард,
Чапу рост бархост гарди набард.

Дурафши ҳумоюн бибурданду кӯс,
Биёмад сарафроз Гударзу Тус.

Хурӯш омад аз бӯқи эронсипоҳ,
Чу пирӯз шуд гурди лашкарпаноҳ.

Бифармуд Рустам, к-«Аз Эрон савор
Бари ман фиристед сад номдор.

Ҳам акнун ман он пилу он тахти оҷ,
Ҳам он[1] зарру он тавқу он дурру[2]*[3] тоҷ -

Зи чинӣ ситонам,[4]*[5] ба Эрон диҳам,
Ба пирӯз шоҳи далерон диҳам».

Аз Эрон биёмад диловар ҳазор
Зиреҳдору бо гурзаи говсор.

Чунин гуфт Рустам ба эрониён,
Ки яксар бубанданд кинро миён.

Ба ҷону сари шоҳу хуршеду моҳ,
Ба хоки Сиёвуш, ба эронсипоҳ,

Ки гар номдоре зи Эронзамин
Ҳазимат пазирад зи солори Чин,

1. Л-Он ёраи?
2. Л-тоҷ.
3. М-ёраву гурзу он тавқу тоҷ.
4. Л-Ситонам зи Чину.
5. М-Ситонам зи хоқон.

Набинад магар банд ё дору чоҳ,
Ниҳода ба сар - бар зи когаз кулоҳ.

Бидонист лашкар, ки ӯ шерхӯст,
Ба чангаш сурини гавазн орзуст.

Ҳама сӯи хоқон ниҳоданд рӯй -
Сипаҳ доғдил, шоҳ дайҳимҷӯй.

Таҳамтан ба пеши сипаҳ ҳамла кард,[*1]
Инонро ба Рахши таковар сипард.[*2]

Ҳаме хун чаконид бар чарху моҳ,
Ситора назора бар он размгоҳ.

Зи бас гард, к-аз раҳгузар бардамид,
Чунон шуд, ки кас рӯи ҳомун надид.

Зи бонгӣ саворону захми синон
Набуд эч пайдо рикеб аз инон.

Ту гуфтӣ, ки хуршед дар парда шуд,
Замин зери наъл-андар озурда шуд.

Ҳаво гашт чун рӯи зангӣ сиёҳ,
Зи кушта надиданд бар дашт роҳ.

Ҳама дашт зин буду хафтону хӯд,
Танонро ҳаме дод сарҳо дуруд.

Зи гарди савор абр бар бод шуд,
Замин пур зи овози пӯлод шуд.[*3]

1. М-Сипаҳбад ба пеш он дарун ҳамла бурд.
2. М-супурд.
3. б. 654 нест.

Басе номдор аз паи ному нанг
Бидоданд бар хира сарҳо ба ҷанг.

Баровард Рустам бар он сон хурӯш,
Ту гуфтӣ, ки дарё*[1] баромад ба ҷӯш.

Чунин гуфт, к-«Ин пилу ин тахту оҷ,
Ҳамон ёраву афсару тавқу тоҷ

Ба Эрон сазовори Кайхусрав аст,
Ки ӯ дар ҷаҳон шаҳрёри нав аст.

Шуморо чӣ кор аст бо тоҷу фар,
Бад-ин зӯру ин кӯшишу ин ҳунар?

Ҳама дастҳо сӯи банд оваред,
Миёнро ба хамми каманд оваред.

Фиристам ба наздики шоҳи замин,
На Маншур монам, на хоқони Чин.

Шуморо зи ман зиндагонӣ бас аст,
Ки тоҷу нигин баҳри дигар кас аст.

Ва гар на ман ин хоки овардгоҳ
Ба наъли сутурон барорам ба моҳ».[2]

## ГИРИФТОР ШУДАНИ ХОҚОН

Ба дашном букшод хоқон забон,
Бад-ӯ гуфт, к-«Эй бадтану бадравон!

Ба Эрону он шоҳу он анҷуман
Ҳаме зинҳорет бояд чу ман.

1. М-замона.
2. И-б. 655-663 нест.

Ту - Сагзӣ, ки аз ҳар касе бадтарӣ,
Ҳаме шоҳи Чин боядат лашкарӣ?»

Яке тирборон бикарданд сахт
Чу боди хазон барвазад[1] бар дарахт.

Ҳаворо бипӯшид парри уқоб,
Набинад чунон ҷанг ҷангӣ ба хоб.

Чу Гударз борони алмос дид,
Зи тимори Рустам дилаш бардамид.

Ба Руҳҳом гуфт: «Эй дирангӣ, маист,
Биҷунбон инон бо саворе[2] дувист.

Камонҳои чочиву тири ходанг
Нигаҳ дор пушти Таҳамтан ба ҷанг».

Ба Гев он гаҳе гуфт: «Баркаш сипоҳ,
Бар ин дашт бар пеши душман макоҳ.[*3]

На ҳангоми ором у ороиш аст,
На рӯзи диранг асту[4] осоиш аст.

Бирав[*5] бо далерон сӯи дасти рост,
Нигаҳ кун, ки Пирону Ҳумон куҷост.

Таҳамтан нигар пеши хоқони Чин
Ҳаме осмон барзанад бар замин.

1. Л-барҷаҳад; И-к-ӯ ҷаҳад.
2. Л-Бирав бо камон в-аз савора.
3. М-б. 669-671 нест.
4. Л-низ аз дари рой.
5. М-Бишав.

Бад-он дида ҳаргиз мабод офарин,
Ки нафрин сиголад бар ӯ рӯзи кин!»[*1]

Барошуфт Руҳҳом ҳамчун паланг,
Биёмад ба пушти[2] Таҳамтан ба ҷанг.

Чунин гуфт Рустам ба Руҳҳоми шер,
Ки «Тарсам,[*3] ки Рахшам шуд аз кор[4] сер.

Чу ӯ суст гардад, пиёда шавам,
Ба хуну хай оҳордода шавам.

Яке лашкар аст ин чу мӯру малах,
Ту бо пилу бо пилбонон бичах.

Ҳама покашон пеши Хусрав барем,
Зи Шангону Чин ҳадяи нав барем».

В-аз он ҷойгаҳ бархурӯшиду гуфт,
Ки «Бо турки Чин Аҳриман бод ҷуфт.

Аё гумшуда бахту бечорагон,
Ҳама зору ғамхору оворагон,[*5]

Шуморо зи Рустам набуд огаҳӣ,
Ва ё мағзатон аз хирад буд тиҳӣ?[6]

Ки ӯ аждаҳоро надорад ба мард,
Ҳама пил ҷӯяд ба рӯзи набард.

1. М-б. 676 нест.
2. Л-пеши.
3. М-Битарсам.
4. И-ҷанг.
5. М-Ночизу ғамхорагон.
6. И-б. 684, 685 нест.

Шуморо сар аз разми ман сер нест,
Маро ҳадя ҷуз гурзу шамшер нест».

Зи фитрок букшод печон каманд,
Хами хом дар кӯҳаи зин фиканд.

Барангехт аспу[*1] баромад хурӯш,
Ҳаме аждаҳоро бидаррид гӯш.

Ба ҳар сӯ, ки хоми хам андохтӣ,
Замин аз далерон бипардохтӣ.

Набудаш ҷуз аз разми Чин орзу,
Ба бозу хами хому чин дар бурӯ.[2]

Ҳар он гаҳ, ки ӯ меҳтареро зи кин
Рабудӣ ба хамми камандаш зи зин,

Бад-ин размгаҳ-бар сипаҳдор Тус
Ба абр андарафрохтӣ бӯқу кӯс.

Бубастӣ аз Эрон яке дасти ӯй,
Зи ҳомун ниҳода сӯи кӯҳ рӯй,[3]

1. М-Рахшро.
2. И-б. 689, 690 нест.
3. Л-б. 693 нест.
ТПЗ - Чу ин дид Фартус омад ба ҷанг,
Баровехт бо пилтан чун паланг.
Таҳамтан барошуфту шуд чун наҳанг,
Гирифт аз сари зину овехт чанг.
Бияфкандаш аз кӯҳа чун Соми гурд,
Бубасташ ду дасту ба лашкар супурд.
В-аз он ҷо бишуд тозиён пеши саф,
Каманде ба бозуву гурзе ба каф.
Чу ғарча бидид он ки Рустам чӣ кард
В-аз он номдорон баровард гард.
Барошуфт бар хештан ҷангҷӯй,
Ба тезӣ сӯи разм бинҳод рӯй.

Нигаҳ кард хоқон аз он пушти пил,
Замин дид ҷунбон чу[*1] дарёи Нил.

Яке пил бар пушти кӯҳи баланд
Ба чанг-андар аз чарми шерон[*2] каманд.

Ҳаме каргас овард аз абри сиёҳ,
Ситора назора бар он ҷангу[3] моҳ.[4]

Яке номдоре зи лашкар биҷуст,
Ки гуфтори Эрон бидонад дуруст.

Бад-ӯ гуфт: «Рав пеши он шермард,
Бигӯяш, ки тундӣ макун дар набард.

Чағониву Шугниву Чиниву Ваҳр
Аз ин кина дар дил надоранд баҳр.

Яке шоҳи Хатлон, яке шоҳи Чин
Зи бегона мардум туро нест кин.[5]

---

Абар пилтан тирборон гирифт,
Камонро чу абри баҳорон гирифт.
Таҳамтан бияндохт хамми каманд,
Миёни далер андаромад ба банд.
Ба эрониён доду худ боз гашт,
Дамон сӯи Колуй омад ба дашт.
Чу Колу бидид, андаромад ба пушт,
Яке гурзу як теғи ҳиндӣ ба мушт.
Бизад бар сару тарги Рустам чу бод,
Гави номвар найзаро баркушод.
Бизад пас буни найза Колуйро,
Рабудаш чу чавгон ҳаме гӯйро.
Бияфканд аз пушти зини ханданг,
Бубаста ду дасташ ба чарми паланг.

1. М-бар сони.
2. М-далерон гирифтори хамми.
3. Л-Назора ситора бар он хайлу моҳ; И-бад-он размгоҳ.
4. ТПЗЛ- Чу хоқон аз он пушти пили сафед
Варо дид, бубрид аз дил умед.
5. И-б. 699, 700 нест.

Яке шаҳрёр аст Афросиёб,
Ки оташ ҳамоно надонад зи об.

Ҷаҳоне бар ин гуна кард анҷуман,
Бад овард аз ин разм[*1] бар хештан.

Касе нест бе озу[*2] бе ному нанг,
Ҳамон оштӣ беҳтар ояд зи ҷанг».[3]

Фиристода омад бари пилтан,
Забон пур зи гуфтору дил пуршикан.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй меҳтари размҷӯй,
Чу размат сар омад, кунун базм ҷӯй.[4]

Надорӣ ҳамоно, зи хоқони Чин,
Зи кори гузашта ба дил ҳеч кин.

Чу ӯ бозгардад, ту з-ӯ боз гард,
Ки акнун сипаҳро сар омад[5] набард.

Чу Комус бар дасти ту кушта шуд,
Сари сарфарозон[*6] ҳама гашта шуд».

Чунин дод посух, ки «Пилону тоҷ
Ба наздики ман[7] бояду тахти оҷ.[8]

---

1. М-кина.
2. М-бе обу.
3. ТПЗ - Биё, то ба ҳам аҳду паймон кунем
   В-аз он пас чу хоҳӣ, гаравгон кунем.
   Фиристем ҳар сол ҳам боҷу сов
   Ба назди сипаҳдор сад чарми гов.
4. И-б. 705 нест.
5. И-сар омад саронро.
6. М-размҷӯён.
7. Л-мо.
8. ТПЗ-ба ҷои б. 709 ин б. омада:
   Чунин номвар чанд коҳӣ зи мо,
   Чӣ кардем бо ту, чӣ хоҳӣ зи мо?

Ба торочи Эрон ниҳодед рӯй,
Чӣ бояд кунун лобаву гуфтугӯй?

Чу донад, ки лашкар ба чанги ман аст,
Шитоби сипоҳ аз диранги ман аст.[1]

Бубахшам сараш, тавқу тоҷаш марост,
Ҳамон пил бо тахти оҷаш марост».

Фиристода гуфт: «Эй худованди Рахш,
Ба дашт оҳуи ногирифта мабахш.

Ҳама дашт мард асту пилу сипоҳ,
Чу хоқон, ки бо тоҷу ганҷ асту гоҳ.

Кӣ донад, ки худ чун бувад рӯзгор,
Кӣ пирӯз баргардад аз корзор?»

Чу бушнид Рустам, барангехт Рахш,
«Манам, - гуфт, - шеравжани тоҷбахт.

Танам[2] зӯрманду ба бозу каманд,
Чӣ рӯзи фусӯс асту ҳангоми панд?[3]

Чу[4] хоқони чинӣ каманди маро,
Чу[5] шери жиён даст банди маро

---

Чунин чанд бошӣ ба хунрехтан,
Нагашта дилат сер аз овехтан?
Чу баргуфт гуфтори хоқон бад-ӯй,
Чунин дод посух гави номҷӯй.

1. ТПЗ - Ба хоҳиш ҳаме боз ҷунбонадам,
Магар, к-аз фурӯмоягон донадам.
2. ИЛМ-Ба тан.
3. ИЛ-Сари шоҳи Чин андарорам ба банд.
4. ИЛ-Чи.
5. ИЛ-б. 719 нест.

Бубинад, гирифтор хоҳад шудан,
Зи ҷон низ безор хоҳад шудан».[1]

Бияндохт он тобдода каманд,
Сарони[2] саворон ҳаме кард банд.

Биёмад[3] ба наздики пили сапед,
Шаҳаншоҳи Чин шуд зи ҷон[4] ноумед.[5]

Каҷак бар сари пил зад шоҳи Чин,
Биғуррид чун тундури фарвадин.

Даровард бар чанг ҷӯпини ҷанг,
Бияндохт бар Рустами тезчанг,

Ки шояд ба Рустам шикаст оварад,
Сари номдораш ба даст оварад.

Чу ҷӯпин ба Рустам нашуд коргар,
Бияндохт Рустам камандаш зи бар.[*6]

Чу аз дасти Рустам раҳо шуд каманд,
Сари шаҳрёр[*7] андаромад ба банд.

Зи пил андароварду зад бар замин,
Бубастанд бозуи хоқони Чин.

Пиёда ҳаме ронд то рӯди Шаҳд,
На пилу на тахту на тоҷу на маҳд.

---

1. ИЛ-б. 719 нест.
2. ИМ-Миёни.
3. ИМ-Чу омад.
4. И-Шуд он шоҳи Чин аз равон.
5. ЛМ - Гави пилтан Рустами Золи Сом
Дарандохт бар шоҳ он хамми хом.
6. М-б. 722-725 нест.
7. М-номдор.

Супурдаш бад-он рӯзбонони Тус,
Сипаҳбад ба гардун барафрохт кӯс.[1]

Чунин аст расми сарои фиреб,
Гаҳе бар фарозу гаҳе бар нишеб.

Чунин буд, то буд гардон сипеҳр,
Гаҳе ҷанг заҳр асту гаҳ нӯшу меҳр.

Якеро барорӣ ба чархи баланд,
Якеро кунӣ хору зору нажанд.[*2]

Якеро зи моҳ андарорӣ ба чоҳ,
Якеро зи чоҳ андарорӣ ба моҳ.[*3]

Якеро барориву шоҳӣ диҳӣ,
Якеро ба дарё ба моҳӣ диҳӣ.

На бо он-т меҳру на бо ин-т кин,
Ки беҳдон туӣ, эй ҷаҳонофарин.

Ҷаҳонро баландиву пастӣ туӣ,
Надонам чиӣ, ҳар чӣ ҳастӣ, туӣ[4]!

## ШИКАСТА ШУДАНИ СИПОҲИ ТУРОНИЁН

Таҳамтан[5] ба гурзи гарон даст бурд,
Бузургаш ҳамоно ҳамон буд хурд.

---

1. ИЛ_б. 729 нест.
2. М-Пас аз б. 732 ин б. омада:
   Якеро зи тахти каӣ даркашад,
   Якеро зи хоки сияҳ баркашад.
3. М-б. 733.
4. ИЛ-б. 732-736 нест:
   ТПМ- Зи ту шодмониву аз ту ғамист,
   Якеро фузунӣ дигарро камист,
   Якеро бидорӣ дигарро бидеҳ,
   Миёни ду озода кина манеҳ.
5. Л-Аз он пас; И-В-аз он пас.

Чунон шуд дару дашти овардгоҳ,
Ки шуд танг бар мӯру бар пашша роҳ.

Зи бас куштаву хаста шуд ҷӯи хун,
Яке бесару дигаре сарнагун.

Чу он бахти тобанда торик шуд,
Ҳамоно ба шаб рӯз наздик шуд.

Баромад яке боду абри сиёҳ,
Бишуд[1] равшаноӣ зи хуршеду моҳ.

Сар аз пой душман надонист боз,
Биёбон гирифтанду роҳи дароз.

Нигаҳ кард Пирон бад-он корзор,[*2]
Чунон тира буд гардиши рӯзгор -[*3]

Ба Маншуру Фартусу хоқони Чин,
Бад-он номдорони Туронзамин.[*4]

Дурафши бузургон нагунсор дид,
Ба хок-андарун хастагон[5] хор дид.

Ба Настеҳани гурду Калбод гуфт,
Ки «Жӯпину ханҷар бибояд нуҳуфт».

Нагунсор кард он дурафши сиёҳ,
Бирафтанд пӯён ба бероҳу роҳ.[*6]

1. И-Ки шуд.
2. М-размгоҳ.
3. М-Ҳуру моҳ.
4. М-пойдоранду гурдони кин.
5. И-куштагон
6. М-Бирафтанд ларзон аз он размгоҳ.

Ҳама маймана Гев тороҷ кард,
Дару дашт чун парри дурроҷ кард.

Биҷуст аз чапи лашкару дасти рост,
Бад-он то бидонад, ки Пирон куҷост.

Чу ӯро надиданд, гаштанд боз
Далерон сӯи Рустами кинасоз.[*1]

Табаҳ гашт аспони ҷангӣ зи кор,
Ҳама хаставу ранҷа дар корзор.

Бирафтанд бо коми дил сӯи кӯҳ,
Таҳамтан ба пеш-андарун бо гурӯҳ.

Тан аз ҷанг хаста, дил аз разм шод,
Ҷаҳонро чунин аст созу ниҳод.

Ҳама таргу ҷавшан ба хуну ба хок
Шуда ғарқу баргустувон чок-чок.

Пур аз хун сару пову теғу рикеб,
Зи кушта на пайдо фарозу нишеб.

Чунин то ба шустан[2] бипардохтанд,
Яке аз дигар бознашнохтанд.

Сару тан бишустанду дил шуста буд,
Ки душман ба банди гарон баста буд.

## ХОСТА БАХШ КАРДАНИ РУСТАМ

Чунин гуфт Рустам ба эрониён,
Ки «Акнун бибояд кушудан миён.

1. М-бари Рустами сарфароз.
2. И-зи куштан.

Ба пеши худованди пирӯзгар
На кӯпол бояд, на ганҷу камар.[*1]

Ҳама сар ба хоки сияҳ барниҳед,
Аз он пас ҳама тоҷ бар сар ниҳед,

К-аз ин номдорон яке нест кам,
Ки акнун шудастӣ дили мо дижам.

Чу огоҳӣ омад ба шоҳи ҷаҳон,
Ба ман бозгуфт ин сухан ногаҳон,[2]

Ки Туси сипаҳбад ба кӯҳ омадаст,
Зи Пирону Ҳумон[3] сутӯҳ омадаст.

Ман аз гуфтаи шоҳ рафтам зи ҳуш,
Баромад зи пайкор мағзам ба ҷӯш.

Зи Гударзу Баҳром в-аз Ревниз
Дилам тиратар гашт бар сони шиз.

Аз Эрон ҳаме тохтам тезҷанг,
Замоне ба ҷое накардам[*4] диранг.

Чу чашмам баромад ба хоқони Чин,
Бар он номдорону мардони[*5] кин,

Ба вижа ба Комусу он фарру бурз,
Чунон ёлу он шоху он дасту гурз,

Ба дил гуфтам, омад замонам ба сар,
Ки то ман ба мардӣ бубастам камар,

1. М-тиру сипар.
2. И-дар ниҳон.
3. И-хоқон.
4. М-раҳ бар накардам.
5. М-гурдони.

Аз ин беш мардону з-ин беш соз
Надидам ба ҷое ба умри дароз.

Расидам ба девони Мозандарон,
Шаби тираву гурзҳои гарон.

Зи мардӣ напечид ҳаргиз дилам,
Бигуфтам, ки аз ҷону дил[1]*[2] бугсилам.

Бад-ин разм торик шуд рӯзи ман,
Сияҳ шуд дили гетиафрӯзи ман.

Кунун гар ҳама пеши Яздони пок
Биғалтем бо дард як-як ба хок,

Сазовор бошад, ки ӯ дод зӯр,
Баланд ахтару бахши кайвону ҳур.

Мабодо, ки ин кор гирад[3] нишеб,
Мабодо, ки ояд ба мо-бар нихеб.

Дигар он[4] ки корогаҳон ногаҳон
Баранд огаҳӣ з-ин ба шоҳи ҷаҳон.

Биёрояд он номвар пешгоҳ,
Ба сар барниҳад хусравонӣ кулоҳ.

Бубахшад ба дарвеш бисёр[5] чиз,
Ки бар ҷони ӯ офарин бод низ!

1. ИЛ-Нагуфтам, ки аз орзу.
2. М-Нагуфтам, ки ҳаргиз зи ҷон.
3. ИЛ-гардад.
4. Л-Нигаҳ кун.
5. И-фаровон ба дарвеш.

Кунун ҷомаи разм берун кунем,
Ба осоиш оромиш афзун кунем.

Ғаму коми дил бегумон бугзарад,
Замона дами мо ҳаме бишмарад.

Ҳамон беҳ, ки мо ҷони май бишмарем,
Бар ин чархи номеҳрубон нангарем.

Кунун май гусорем то ними шаб,
Ба ёди бузургон кушоем лаб.

Сипос аз ҷаҳондори[1] пирӯзгар,
К-аз ӯяст мардиву бахту[2] ҳунар,

Сазад гар дил андар сарои сипанҷ
Надорем чандин ба дарду ба ранҷ.

Бузургон бар ӯ хонданд офарин,
Ки «Бе ту мабодо кулоҳу нигин!

Писандида бод он нажоду гуҳар,
Ҳамон мом, к-ӯ чун ту зояд писар.

Касеро ки чун пилтан гавҳар[3] аст,
Зи гардуни гардон сараш бартар аст.

Ту донӣ, ки бо мо чӣ кардӣ зи меҳр,
Ки аз ҷони ту шод бодо сипеҳр!

Ҳама кушта будему баргаштарӯз,
Ба ту зинда гаштему гетифурӯз».

1. И-худованди.
2. И-ҷангу.
3. Л-кеҳтар; И-меҳтар.

Бифармуд, то пил бо тахти оҷ
Биёранд бо тавқи заррину тоҷ.

Маи хусравонӣ биёварду ҷом,
Нахустин зи шоҳи ҷаҳон бурд ном.[1]

Чу хуррам шуд аз май ҷаҳонпаҳлавон,
Бирафтанд шодону равшанравон.

Чу пероҳани шаб бидаррид моҳ,
Ниҳод аз бари чарх пирӯза гоҳ.[*2]

Талоя пароканда бар кӯҳу дашт
Чу занги диранги шаб андаргузашт.

Падид омад он ханҷари тобнок,
Ба кирдори ёқут шуд рӯи хок.

Табира баромад зи пардасарой,
Бирафтанд гурдони лашкар зи ҷой.

Чунин гуфт Рустам ба гарданкашон,
Ки «Ҷое наёмад зи Пирон нишон

Бибояд шудан сӯи он размгоҳ,
Зи[3]ҳар сӯ фиристод бояд сипоҳ».

Бишуд пешрав Бежани шермард,
Ба ҷое куҷо буд дашти набард.

Ҷаҳон дид пуркуштаву хоста,
Ба ҳар сӯ яке ганҷи ороста.[*4]

---

1. ТПЗИЛ- Бизад каррной аз паси пушти пил,
Ҳаме рафт овоз бар чанд* мил.
* ИЛ-овозашон бар ду.
2. М-пирӯза гоҳ.
3. ИЛ-Ба.
4. нишаста биёроста.

Ҳама рӯи ҳомун пур аз хаста дид,
Ба хок-андар афкандаву баста дид.[1]

Надиданд зинда касеро ба ҷой,
Замин пур зи хиргоҳу[2] пардасарой.

Ба наздики Рустам расид огаҳӣ,
Ки шуд рӯи кишвар зи туркон тиҳӣ.

Зи номардиву[3] хоби эрониён
Барошуфт Рустам чу[4] шери жиён.

Забонро ба дашном букшоду гуфт,
Ки «Касро хирад нест бо мағз ҷуфт.

Бад-ин гуна душман миёни ду кӯҳ,
Сипаҳ чун гурезад замон[5] ҳамгурӯҳ.

Талоя нагуфтам, ки берун кунед,
Дару роғ чун дашту ҳомун кунед?

Шумо сар ба осоишу хобгоҳ
Супурдеду душман ба ранҷу ба роҳ.

Таносон ғаму ранҷ бор оварад,
Чу ранҷ оварӣ, ганҷ бор оварад.

Чӣ гӯям, ки рӯзе таносон шавам,
Зи тимори Эрон ҳаросон шавам».

1. И - Пароканда кишвар пур аз кушта дид,
Чунон бахти бадхоҳ баргашта дид.
2. И-буду хиргоҳ.
3. И-бебокиву.
4. И-бар сони.
5. Л-ҳама.

Барошуфт бо Тус ҳамчун паланг,
Ки «Ин ҷои хоб аст, ё дашти ҷанг?[1]

Аз ин пас ту Ҳумону Калбодро,
Чу Пирону Рӯину Пӯлодро

Нигаҳ кун бар ин дашт бо лашкаре,
Ту аз кишваре, Рустам аз кишваре.

Агар тов[2] доред, ҷанг оваред,
Маро з-ин сипас кай ба чанг оваред.

Чу пирӯз баргаштам аз корзор,
Табаҳ шуд ҳама карда фарҷоми кор.

Талоя нигаҳ кун, ки аз хайли кист,
Сароҳанги ин дударо ном чист.

Чу марди талоя биёбӣ, ба чӯб
Ҳам андар замон дасту пояш бикӯб.

Аз ӯ чиз бистону пояш бубанд,
Бинеҳ бар яке пушти пили баланд,

Бад-ин сон фиристаш ба наздики шоҳ,
Магар кушта гардад бад-он боргоҳ.

Зи динор в-аз гавҳару тахти оҷ,
Зи дебову аз афсару ганҷу тоҷ

Нигар то кӣ дорад аз эронсипоҳ,
Ҳама хоста яксара пеш[*3] хоҳ.

1. Л-б. 812 нест.
2. И-тоб.
3. М-ҳарчи буд.

Бар ин дашт бисёр шоҳон буданд,
Ҳама номдорони кайҳон буданд -

Зи Чину зи Сақлобу аз Ҳинду Ваҳр,
Ҳама ганҷдорони гирандашаҳр.

Аз он ҳадяи шоҳ бояд нахуст,
Пас он гаҳ марову туро баҳра ҷуст».

Сипаҳбад биёмад, ҳама гирд кард,
Бирафтанд гурдон ба дашти набард.

Камарҳои заррину беҷода[*1] тоҷ,
Зи дебои румиву аз тахти оҷ,

Зи тиру камону зи баргустувон,
Зи кӯпол в-аз ханҷари ҳиндувон.

Яке куҳ буд дар миёни ду кӯҳ,
Назора шуда гирдаш-андар гурӯҳ.

Камонкаш саворе кушодабаре,
Ба тан зӯрмандеву кундоваре

Ҳаданге бияндохтӣ чорпар,
Аз ин сар бад-он сар накардӣ гузар.

Чу Рустам нигаҳ кард, хира бимонд,
Ҷаҳонофаринро фаровон бихонд.

Чунин гуфт, к-«Ин рӯзи нопойдор
Гаҳе базм созад, гаҳе корзор.

Ҳаме гардад ин хоста з-он бад-ин,
Ба нафрин диҳад гаҳ, гаҳе б-офарин.

1. М-пирӯза.

Яке ганҷ аз ин сон ҳаме парварад,
Яке[1] дигар ояд, аз[2] ӯ бархвард.

Бар он буд Комусу хоқони Чин,
Ки оташ бароранд аз Эронизамин.

Бад-ин жандапилону ин хоста,
Бад-ин лашкару ганҷи ороста

Ба[3] ганҷу ба анбӯҳ буданд шод,
Замоне зи Яздон накарданд ёд,

Ки чарху замину замон офарид,
Басе[*4] ошкору ниҳон офарид.[5]

Сипаҳ буду ҳам ганҷи ообод буд,
Сиголиш ҳама кори бедод буд.[6]

Кунун ин бузургони ҳар кишваре
Гузида зи ҳар кишваре меҳтаре.

Бар ин жандапилон фиристам ба шоҳ,
Ҳамон[7][*8] тахти заррину заррин кулоҳ.

---

1. ИЛМ-Каси.
2. Л-к-аз.
3. И-Зи.
4. М-Ҳама.
5. ТПЗ - Зи Яздон шиносу зи Яздон сипос,
   Бад-ӯ бигравад марди некишинос.
   Аз ӯ будамон зӯру з-ӯ фарраҳӣ
   В-аз ӯ судмандӣ, аз ӯмон беҳӣ.
6. ТПЗ- Чу аз покяздон накарданд ёд,
   Нагаштанд аз гашти ин чарх шод.
7. И-Ҳаме.
8. М-Ҳамин.

Ҳам[1] ин хоста бар ҳаюнони маст
Фиристам сазовор, чизе ки ҳаст.[2]

В-аз эдар шавам тозиён то ба Ганҷ,
Дирангӣ на воло бувад марди ҷанг.

Касе к-ӯ гунаҳкору хунӣ бувад,
Ба кишвар бимонад, забунӣ бувад.

Ба хунӣ якояк бишӯем даст,[*3]
Бадонро намонам, ки ёбад нишаст.[*4]

Сари бутпарастон дарорам ба хок,
Падид оварам роҳи Яздони пок».[5]

Бад-ӯ гуфт Гударз, к-«Эй некрой,[6]
Ту то ҷой монад,[7] бимонӣ ба ҷой».

Таҳамтан фиристодаеро биҷуст,
Ки бо шоҳ густох бошад нахуст.

Фарибурзи Ковусро баргузид,
Ки бо шоҳ наздикӣ ӯро сазид.

---

1. И-Ҳаме.
2. ТПЗЛ - Ҷаҳонро ба теғу ба нерӯи даст
Кушоям саросар бад-он сон, ки ҳаст*.
Намонам баду бадкунонро ба даҳр,
Ба ҳар кас расонам аз ин теғ баҳр.
* Л-танҳо б. якум мавҷуд аст.
3. М-Ҷаҳонро ба ханҷар бишӯям нахуст.
4. М-монад дуруст.
5. ИЛ-б. 847 нест.
6. И-покроё.
7. И-бошад.

Чунин[*1] гуфт, к-«Эй меҳтари номдор,
Ҳам аз тухми шоҳиву ҳам шаҳрёр.[2]

Ҳунарманд, бодонишу бонажод,
Ту шодиву ин дигарон[*3] аз ту шод.[4]

Яке ранҷ баргир, аз эдар бирав,
Бубар номаи ман бари шоҳи нав.

Або хештан бастагонро бубар,
Ҳаюнону ин хоста сар ба сар.

Ҳамон ёраву афсару тавқу тоҷ,
Ҳамон жандапилони ботахти[5] оҷ».

Фарибурз гуфт: «Эй ҳизабри жиён,
Манам роҳро танг баста миён».

## НОМА НАВИШТАНИ РУСТАМ БА КАЙХУСРАВ

Дабири ҷаҳондидаро пеш хонд,
Сухан ҳар чӣ боист, бо ӯ биронд.

Ба фармон-ш бар номаи хусравон
Зи анбар навиштанд бар парниён.

Сари нома кард офарини Худой,
«Куҷо ҳасту бошад ҳамеша ба ҷой.

---

1. М-Бад-ӯ.
2. ТПЗ - Ки аз мо накӯрою боҳуш туӣ,
   Бари шаҳ ба ҷои Сиёвуш туӣ.
3. М-шодониву кеҳтарон.
4. ТПЗЛ- Набошад чу ту дар ҷаҳон дигаре,
   Диловар ҷавоне, ҳунарпарваре.
5. Л-жандапилону он.

Барорандаи моҳу кайвону ҳур,
Нигорандаи фарру дайҳиму зӯр.

Сипеҳру замину замон они ӯст,[*1]
Равону хирад зери фармони ӯст.[*2]

Аз[3] ӯ офарин бод бар шаҳрёр,
Замона мамонод аз ӯ ёдгор.

Расидам ба фармон миёни ду кӯҳ,
Сипоҳи се кишвар шуда ҳамгурӯҳ.

Ҳамоно, ки шамшерзан сад ҳазор
Зи душман фузун буд дар корзор.

Кашониву Шугниву[4] Чиниву Ҳинд -
Сипоҳе зи Чин то ба дарёи Синд.

Зи Кашмир то домани кӯҳи Шаҳд
Саропардаву пил дидему маҳд.

Натарсидам аз давлати шаҳрёр,
Баровардам аз размгаҳшон димор.

Чиҳил рӯз пайвастамон ҷанг буд,
Ту гуфтӣ бар эшон ҷаҳон танг буд.

Ҳама шаҳрёрони кишвар буданд,
Або ганҷу[5] бо тахту афсар буданд.

Миёни ду кӯҳ аз бари роғу дашт
Зи хуну зи кушта нашояд гузашт.

1. М-офарид.
2. М-Хирадрову динрову ҷон офарид.
3. И-В-аз.
4. ИЛ-Шикнӣ.
5. ИМ-Ки бо тоҷу.

Ҳамоно, ки фарсанг бошад чиҳил,
Пароганда аз хун замин пур зи[*1] гил.

Саранҷом аз ин давлати дерёз
Сухан гӯям, ин нома гардад дароз.[2]

Ҳама[3] шаҳрёрон, ки бастам ба банд,
Зи пилон гирифтам ба хамми каманд.

Фиристодам инак бари шаҳрёр
Або ҳадяву гавҳари шоҳвор.[4]

Сӯи ҷанг дорам кунун рою рӯй,
Магар пеши теғи[5] ман ояд Гурӯй.

Сарашро кунам афсари найза ман,
Ба кини Сиёвуш сари анҷуман.[*6]

Забонҳо пур аз офарини ту бод,
Сари чархи гардон замини ту бод!»[7]

Чу нома ба мӯҳр андаромад, бидод
Ба дасти Фарибурзи хусравнажод.

Або шоҳу пилу ҳаюн се ҳазор-
Аз он размгаҳ барниҳоданд бор.

Фарибурзи Ковус шодон бирафт,
Ба наздики Хусрав хиромид тафт.

---

1. М-ҳамчун.
2. ТПЗЛ - Ҳамоно, ки шамшерзан сӣ ҳазор
   Зи душман фикандам гаҳи корзор.
3. Л-Ҳамон.
4. Л-б. 874 нест.
5. Л-гурзи.
*2 М-гавҳари бешумор.
6. М-б. 875 нест.
7. И-б. 874-877 нест.

Ҳаме рафт бо ӯ гави пилтан,
Бузургону гурдони он анҷуман.

Ба падруд кардан гирифташ канор,
Биборид об аз мижа шаҳрёр.

Чу зулфи шаби тира[1] омад падид,
Аз он ҷойгаҳ сӯи лашкар кашид.

Нишастанд бо ромишу руду май,[2]
Яке масти руду дигар масти най.[3][*4]

Бирафтанд аз он пас ба ороми хеш,
Гирифта ба бар ҳар касе[*5] коми хеш.

Чу хуршед бо ранги динори зард
Ситам кард бар пардаи лоҷвард.

Ҳамон гаҳ зи даҳлези пардасарой
Баромад хурӯшидани каррной.

Таҳамтан миён тохтанро бубаст,
Бар он бораи тезтаг[*6] барнишаст.

Бифармуд, то тӯша бардоштанд,
Ҳаме[*7] роҳи душвор бугзоштанд.

1. ИЛМ-ҷаъди ду зулфи шаб.
2. ИЛ-най.
3. ИЛ-Ба як даст руду ба як даст май.
4. М-Ҳама номдорони фархундапай.
5. М-ҳар яке.
6. М-кӯҳпайкар.
7. М-Ҳама.

Биёбон гирифтанду роҳи дароз,
Ҳама шуд[*1] чунон лашкари размсоз.[2]

Таҳамтан чунин гуфт бо Тусу[*3] Гев,[4]
Ки «Эй номдорону гурдони[*5] нев,

Ман ин бор танг андароям ба ҷанг,
Бадандешагонро бувад ҷой[6] танг.

Кӣ донист, к-ин чорагар марди Синд
Сипоҳ орад аз Чину Сақлобу Ҳинд?

Ман ӯро чунон масту беҳуш кунам,
Танаш хоки гӯри Сиёвуш кунам,

Ки аз Ҳинду Шангону Сақлобу Чин
Нахонанд аз он пас[*7] бар ӯ офарин».

Бизад кӯсу аз дашт бархост гард,
Ҳаво пур зи гарду замин пур зи мард.

Аз он номдорони пархошҷӯй
Ба абр андаромад ҳаме гуфтугӯй.

Ду манзил бирафтанд аз он размгоҳ,
Ки аз кушта буд рӯи гетӣ сиёҳ.

---

1. М-Биёмад.
2. Л-б. 890 нест.
3. М-Чунин гуфт бо Тусу Гударзу.
4. ИЛ-Чунин гуфт бо Тусу Гударзу Гев.
5. М-мардони.
6. И-шавад кор.
7. М-дигар.

Яке бешае диду*[1] омад фуруд,
Сияҳ шуд зи лашкар ҳама дашту рӯд.[2]

900 Ҳаме буд бо ромишу май ба даст,
Яке шоду хуррам, яке хуфта маст.

Фиристода омад зи ҳар кишваре,
Зи ҳар номдореву ҳар меҳтаре.

Або[3] ҳадяву созу чандин*[4] нисор
Бибурданд наздики он номдор.[5]

## ПОСУХИ НОМАИ РУСТАМ АЗ КАЙХУСРАВ

Чу бугзашт аз он достон рӯз чанд,
Зи гардиш наёсуд чархи баланд.

Кас омад бари шоҳи эронсипоҳ,
Ки омад Фарибурзи Ковусшоҳ.

905 Пазира шудаш шоҳу кундоварон,[6]
Або бӯқу кӯсу сипоҳи гарон.[7]

---

1. М-беша диданду.
2. ТПЗ - Бар он беша буданд якчанд гоҳ,
   Баросуд лашкар ҳам аз ранҷи роҳ.
   ИЛ-пас аз б. 899 ин б. омада, ки баъд аз б. 902 бештар мувофиқат доранд:
   Ҳар он чиз, к-он аз дари* шоҳ буд,
   Фарибурз аз он дасткӯтоҳ** буд.
   Бубахшид дигар*** ҳама бар сипоҳ,
   Бичунбид як тан**** аз он рамгоҳ.
   * Н-баҳраи ** И-Фарибурзро даст кӯтоҳ. ***И-яксар; **** И-дам.
3. ЛМ-Басе.
4. М-чанде.
5. ТПЗ - В-аз он сӯ Фарибурзи Ковусшоҳ
   Сӯи шоҳи Эрон бипаймуд роҳ.
6. ИМ-бо сипоҳи гарон.
7. И-Ҳама номдорону кундоварон.

Фарибурз наздики Хусрав расид,
Заминро бибӯсид, к-ӯро бидид.

Басе офарин кард бар шаҳрёр,
Бигуфто, ки «Эй шоҳи беҳрӯзгор,[*1]

Сипеҳри баланд аз ту дилшод бод,
Ҷаҳоне ба доди ту обод бод!

Бад-ӯ дод он номаи паҳлавон,
Фурӯ хонд он хусрави хусравон.

Шигифтӣ фурӯ монд аз он размгоҳ,
Куҷо гуфта буд паҳлавони сипоҳ.[2*3]

Нигаҳ кард Хусрав бар он бастагон,
Ҳаюнону пилону он хастагон.

Инонро бупечиду омад ба роҳ,
Зи сар баргирифт он каёнӣ кулоҳ.

Фуруд омаду пеши[4] Яздон ба хок
Биғалтиду гуфт: «Эй ҷаҳондори пок,

Ситамгорае кард бар ман ситам,
Маро бепадар кард бо дарду ғам.

Ту аз дарду ғамҳо раҳонидиям,
Бад-ин тоҷу давлат расонидиям.

1. М-ситудаш фаровон шаҳи номдор.
2. ИЛ-б. 907-910 нест.
3. М-б. 908-910 нест.
4. И-назди.

Замину замон пеши ман банда шуд,
Ҷаҳон пур[*1] зи[2] ганҷи ман оганда шуд.

Сипос аз ту дорам, на аз[*3] анҷуман,
Яке ҷони Рустам ту мастон зи ман».

Чу ин гуфт, аз он ҷойгаҳ бозгашт,[4]
Бар он[*5] пилу он бастагон баргузашт.[6]

Бифармудашон, то ба зиндон баранд,
Ба наздики он мустамандон баранд.[7]

В-аз он пас бифармуд, то ҳар чӣ буд,
Бибурданд наздики ганҷур зуд.

Яке хуррам айвон бипардохтанд,
Ҳамон ҷои хоқони Чин сохтанд.[8]

Ҳама рӯз шаҳ[9] нома посух навишт,[10]
Ба боғи бузургӣ дарахте бикишт.

Нахуст офарин кард бар кирдгор,
К-аз ӯ дид пирӯзии[11] корзор.

Худованди хуршеду гардонсипеҳр,
К-аз ӯй аст пархошу пайванду меҳр.

---

1. М-Ҷаҳоне.
2. И-Ҷаҳоне ба.
3. М-ба ҳар.
4. И-Бизад аспу з-он ҷойгаҳ баргузашт.
5. М-Абар
6. И-бозгашт.
7. ИЛМ - Басе офарин кард бар паҳлавон,
   Ки бе ӯ мабодо замину замон*.
   * И – Ки ӯ бод шодону равшанравон.
8. ИЛ-б. 920-921 нест.
9. ИЛМ-Ба айвон шуду.
10. И-набишт.
11. ИЛ-неку бади.

Сипеҳре, бар ин гуна бар пой кард,
Шабу рӯзро гетиорой кард.

Якеро чунин тирабахт офарид,
Якеро сазовори тахт офарид.

Ғаму шодмонӣ зи Яздони пок,[1]
К-аз ӯй аст мардиву ҳам тарсу бок.[2]

В-аз он пас чунин гуфт, к-«Эй паҳлавон,
Ту[3] покизатан бошу[4] равшанравон.[5]

Расид он чи гуфтӣ бад-ин боргоҳ,
Асирону пилону тахту кулоҳ,

Зи дебои чиниву аз тахти оҷ,
Зи аспони тозиву аз тавқу тоҷ.

Ҳаюнони бисёру афкандани,
Зи пӯшиданӣ ҳам пароканданӣ.[6]

Ҳама олати нозу[7] сур асту базм,
Ба пеши ту з-он сон кӣ ояд ба разм?

Магар он касе к-аш сар ояд зи пеш,
Бар ин гуна сер ояд аз ҷони хеш.

В-аз он ранҷ бурдан ба туронсипоҳ,
Шабу рӯз будан ба овардгоҳ.

---

1. ИМ-Яздон шинос.
2. ИМ-ҳар гуна моро сипос.
3. И-Ки.
4. И-боду.
5. Л-б. 928 нест.
6. И-зи густурданӣ.
7. ИЛ-олату созӣ.
*1 М-б. 919-921 нест.

Зи корат хабар буд маро[*1] рӯзу шаб,
Кушода накардам ба бегона лаб.

Шабу рӯз дар пеши Яздони пок[*2]
Навон будаму дил шуда чок-чок.[*3]

Касеро, ки Рустам бувад паҳлавон,
Сазад, гар бимонад ҳамеша ҷавон.[4]

Парастанда чун ту надорад сипеҳр,
Зи бахти ту ҳаргиз мабуррод меҳр!»

Нависанда пардахта шуд з-офарин,
Ниҳод аз бари нома Хусрав нигин.

---

1. М-ғамӣ будаам.
2. М-Яздон ба пой.
3. М-будам аз паҳлави некрой.
4. ТПЗ- Ба банди ту бар пил хоқони Чин
Расиду зи ғам абрувон пур зи чин.
Наёмад маро куштанаш дилпазир,
Ҳамон беҳ, ки дар банд бошад асир,
Ки вақте маро мӯбаде дод панд,
Ки чун душмани зинда ёбӣ ба банд.
Макуш зуд ӯро абар хир-хир,
Ки ҳар гаҳ, ки хоҳӣ тавон кушт асир.
Чу кушта бувад, зинда кардан-ш боз
Касе кай тавонад ба умри дароз?
Бимонем, то зинда монад ба банд,
К-аз ин пас наояд зи хоқон газанд.
Ва дигар, агарчанд дар корзор
Касе бифканад хусрави номдор.
Чу шоҳ аст, зудаш нашоист кушт,
Ки ҳаст ин зи кирдору хӯи дурушт.
Ба ҳар кор маштоб, эй некбахт,
Бавижа ба хун, з-он ки корест сахт.
Аз ин кушта шуд боби ман дар шитоб,
Ки бебод нафрин ба Афросиб.
Ту, эй паҳлавони яли арҷманд,
Ҳаме даст букшою душман бубанд.

Бифармуд, то хилъат оростанд,
Ситому камарҳо биперостанд -

Сад аз ҷаъдмӯёни зарринкамар.[1][*2]
Сад аспи гаронмоя бо сози зар.

Сад уштур ҳама бор дебои Чин,
Сад уштур зи афкандании ҳамчунин.

Зи ёқути рахшон ду[3] ангуштарӣ,
Зи хушшобу зар афсаре бартарӣ.[4]

Зи пӯшиданӣ шоҳ дасте ба зар,
Ҳамон ёраву тавқу зарринкамар

Саронро ҳама ҳадяҳо сохтанд,
Яке ганҷ аз ин сон бипардохтанд.

Фарибурзро гурзу теғи бунафш,[*5]
Яке тоҷи[*6] заррину зарринакафш -

Фиристоду фармуд, то боз гашт,
Аз Эрон ба сӯи сипаҳбад гузашт.

Чунин гуфт, к-«Аз ҷанги Афросиёб
На ором бояд, на хӯрду на хоб.

Магар, к-он сари шаҳрёри баланд
Ба хамми каманди ту ояд ба банд».

---

1. И-б. 941, 942 нест.
2. М-баста камар.
3. И-даҳ.
4. Л-Зи хушшоб в-аз хусравиафсарӣ.
5. М-жеғу гурзу дурафш.
6. М-теғи.

Фарибурз баргашт аз пеши шоҳ,
Ба коми дили шоҳи эронсипоҳ.

## ОГОҲӢ ЁФТАНИ АФРОСИЁБ АЗ КОРИ ЛАШКАР

Пас огоҳӣ омад ба Афросиёб,
Ки оташ баромад зи дарёи Об.

Зи Комусу Маншуру хоқони Чин,
Шикаст андаромад[1] ба Туронзамин.

Аз Эрон яке лашкар омад ба ҷанг,
Ки шуд чархи гардандаро роҳ танг.

Чиҳил рӯз яксон ҳаме ҷанг буд,
Шабу рӯз гетӣ ба як ранг буд.

Зи гарди саворон набуд офтоб,
Чу бедорбахт андаромад ба хоб.

Саранҷом аз ин лашкари бешумор[*2]
Саворе намонд аз дари корзор.

Бузургону он номвар паҳлавон[3]
Бубастанд яксар ба банди гарон.

Ба хорӣ фикананд бар пушти пил,
Сипаҳ буд гирдомада бар ду мил.

Бибурданд аз эдар аз Эронзамин,
Бузургон ҳазорону хоқони Чин.

1. Л-Шикасте, ки омад.
2. М-номдор.
3. ИЛ-меҳтарон.

Зи кушта чунон шуд,[*1] ки дар размгоҳ
Касеро набуд пои рафтан ба роҳ.[2]

В-аз он рӯй Пирон ба роҳи Хутан
Бишуд бо яке номвар анҷуман.[3]

Кашониву Чиниву Ҳиндӣ намонд,
Ки маншури шамшери Рустам нахонд.

Пур аз хун ҳама марз беш аз ду мил,
Тиҳӣ шуд замин аз бузургону пил.

В-аз ин сӯй танг андаромад сипоҳ,
Таҳамтан ба пеш-андарун[4] кинахоҳ.

Гар оянд зӣ мо[5*6] ба ҷанг он гурӯҳ,
Ту ҳомун шумар кӯҳу ҳомун чу кӯҳ.

Чу Афросиёб ин суханҳо шунуд,
Дилаш гашт пурдарду сар пур зи дуд.

Ҳама мӯбадону радонро бихонд,
Зи кори гузашта суханҳо[7] биронд.

К-«Аз Эрон[*8] яке лашкари ҷангҷӯй
Бад-ин номдорон ниҳоданд рӯй.

1. М-буд.
2. ИЛ-б. 959, 960 нест.
3. И-пас аз б. 961 ин б. омада:

Ҳама ҳар чӣ рафт андар овардгоҳ,
Ҳаме гуфт бо шоҳи туронсипоҳ.
Ҳаме чун гузашт аз сипеҳри фароз,
Аз он курму андӯҳу ранҷи дароз.

4. И-Ба пеш-андарун Рустами.
5. И-андар.
6. М-эдар.
7. М-фаровон.
8. М-эшон.

Шикаста шуданд он[*1] сипоҳи гарон,
Чунон созу он лашкари бекарон.[2]

Зи андӯҳи Комусу хоқони Чин
Бубастанд гуфтӣ[*3] маро бар замин.

Сипоҳе чунон куштаву хаста шуд,
Ду баҳра зи гарданкашон баста шуд.[4]

Чӣ созему инро чӣ дармон кунем?
Нашояд, ки ин бар дил осон кунем.

Гар эдун, ки Рустам бувад пешрав,
Намонад бар ин буму бар хору хав.[5]

Яке кӯдаке буд бар сони най,
Ки ман лашкаре бурда будам ба Рай.

Биёмад, чунонам зи зин баргирифт,
Ки монданд гурдон бад-он дар шигифт.

Камарбанд бугсисту банди қабо,
Бияфтодам аз чанги ӯ зери по.

Чунин[6] дастбурди варо дидаам,
Зи корогаҳон низ бишнидаам,

1. М-шудаст ин.
2. И - Шикаста шудаст лашкари бекарон,
Чунон созу гурдону кундоварон.
3. М-гӯӣ.
4. ТПЗИЛ - Ба Эрон кашиданд бар пушти пил,
Замин пур зи хун буд бар чанд мил.
5. ТПЗ- Агар Рустам он аст, ки ман дидаам,
Басе аз набардаш бупечидаам.
6. ИЛ- Ки ман.

Ки ӯ бо бузургони Мозандарон
Чӣ кардаст танҳо ба гурзи гарон.[1]

Ҳамон бо бузургони Туронзамин
Чӣ кардаст аз бад бар ин дашти кин».[2]

Гаронмоягон посух оростанд,
Ҳама яксар аз ҷой бархостанд,

Ки «Гар номдорони Сақлобу Чин
Ба Эрон ҳама разм ҷустанду кин,[3]

На аз лашкари мо касе кам шудаст,
На ин кишвар аз хун дамодам шудаст.[4]

Зи Рустам чаро бим дорӣ ҳаме,
Чунин коми душман чӣ хорӣ ҳаме?

Зи модар ҳама маргро зодаем,
Миён то бубастем, накшодаем.

Агар хоки моро ба пай биспаранд,[5]
Аз ин кардаи хеш кайфар баранд.[6]

---

1. Л- Чӣ кардаст бо шоҳи Мозандарон,
Чӣ карду чи омад бар он меҳтарон:
И- Чӣ кардаст бо шоҳи Мозандарон,
Зи гардиш чӣ омад бар он меҳтарон.
2. И- Ки ӯ бо бузургони Туронзамин
Чи кардаст бо барбарӣ рӯзи кин:
ТПЗ- Бидаррид паҳлуи Деви сапед,
Ҷигаргоҳи Пӯлоду Ғундию Бед.
Ин б. пас аз б. 978 муносибтар ба назар менамояд.
3. ТПЗЛМ- Меҳонро ба ёрӣ чаро хондӣ,
Ҳама ганҷ бар хира бифшондӣ.
4. ТПЗ- Гаҳ омад, ки мо разм ҷӯему ҷанг,
Бикӯшем бо душманон чун паланг.
5. Л-пае биспарад.
6. Л-барад.

Ба кин гар бубандем яксар миён,
Намонад касе зинда з-брониён».

Зи пурмоягон шоҳ посух шунид,
Зи лашкар забоноварон баргузид.[1]

Далерону гарданкашонро бихонд,
Зи хобу зи орому хӯрдан бимонд.

Дари ганҷ бикшоду динор дод,
Равонро ба[2] хуни дил оҳор дод.

Чунон шуд зи гурдони ҷангӣ замин,
Ки гуфтӣ сипеҳр андаромад ба кин.

## ҶАНГИ РУСТАМ БО КОФУРИ МАРДУМХОР

Чу ин банди бадро сар омад падид,[3]
Фарибурз наздики Рустам расид.[4]

Ба дил шод бо хилъати шаҳрёр -
Бад-ӯ - андарун тоҷ бо гӯшвор.

Аз ӯ[5] шодмон шуд гави пилтан,
Бузургони лашкар шуданд анҷуман.[6]

---

1. И-Якеро аз он номдорон гузид.
2. Л-зи.
3. И-калид.
4. ТПЗ-пеш аз б. 991 ин б. омада:
   В-аз он рӯй гурдони эрониён
   Ба кин як ба як танг баста миён.
5. И-он.
6. ТПЗ- Бузургон бипурсид ҳар як зи шоҳ,
   Зи роҳу зи кишвар, зи тахту зи гоҳ.
   Бад-эшон чунин гуфт хусравнажод,
   Ки шоҳи ҷаҳон тандуруст асту шод.
   Ҳама номдорони эронисипоҳ
   Шуда шодмон аз сарафроз шоҳ.

Гирифтанд[1] бар паҳлавон офарин,
Ки обод бодо ба Рустам замин!

Аз ӯ[2] ҷони[*3] шоҳи ҷаҳон шод бод,
Бару буми Эронаш обод бод![4]

В-аз он ҷойгаҳ низ лашкар биронд,
Биёмад ба Суғду ду ҳафта бимонд.[5]

Ба нахчир, гӯру ба май даст бурд,
Аз ин гуна якчанд хӯрду шумурд.

В-аз он ҷойгаҳ лашкар андаркашид,
Ба як манзиле-бар яке шаҳр дид.

Куҷо номи он шаҳр Бедод буд,
Диже буду аз[*6] мардум[7] обод буд.

Ҳама хӯрданишон зи мардум будӣ,
Паричеҳрае ҳар замон гум будӣ.

Ба хони чунон шаҳрёри палид
Набудӣ ба ҷуз кӯдаки норасид.

Парастандагоне, ки некӯ будӣ,
Ба дидору боло беоҳу будӣ.

---

1. И-Бигуфтанд.
2. Л-Бад ӯ.
3. М-Бад-ӯ чашми.
4. ТПЗМ- Сарон хилъати шоҳ бардоштанд,
   Ҳама наъра аз абр бугзоштанд,
   Ки мо шоҳро чокару бандаем,
   Ба фармону рояш сарафкандаем.
5. И-б. 995-996 нест.
6. М-дид, к-аз.
7. И-буд он ҷову.

Аз он сохтандӣ ба хон-бар х(в)ариш,
Бад-ин гуна буд шоҳро парвариш.

Таҳамтан бифармуд, то се ҳазор,
Зиреҳдору баргустувонтар савор

Бар он диж фиристод бо Густаҳам,
Ду гурди гаронмоя[1] бо ӯ ба ҳам.

Яке Бежани Геву дигар Ҳажир,
Ки дар ҷанг буданд бо доругир.[2]

Мар ин шоҳро[*3] ном Кофур буд,
Ки вайро бар он шаҳр маншур буд.

Чу бишнид, к-омад зи Эрон сипоҳ,
Сипаҳбад яке номвар кинахоҳ.[4]

Бипӯшид Кофур хафтони ҷанг -
Ҳама шаҳр бо ӯ ба сони паланг.

Камандафкану марди майдон буданд,
Ба разм - андарун сангу синдон буданд.

Баровехт Кофур бо Густаҳам,
Даромехтанд он ду лашкар ба ҳам.

Яке разм карданд бар сони шер,
Ки пеши гавазн андарояд далер.

---

1. И-хирадманд.
2. ИЛ-б. 1006 нест:
   ТПЗ- Дар он диж - дарун буд як марди гурд,
   Ки солорашон буд бо дастбурд.
3. М-он гурдро.
4. Л-б. 1008 нест.

Зи гурдони Эрон басе кушта шуд,
Сари размҷӯён ҳама гашта шуд.[1]

Чу Густаҳм гетӣ бар он гуна дид,
Ҷаҳон дар кафи дев вожуна дид,

Бифармуд, то тирборон кунанд,
Ба эшон камини саворон кунанд.

Чунин гуфт Кофур бо саркашон,
Ки «Синдон нагирад зи пайкон нишон.

Ҳама теғу гурзу каманд оваред,
Сари саркашонро ба банд оваред.[2]

Замоне бар он сон баровехтанд,
Ки оташ зи дарё барангехтанд.

Фаровон аз эрониён кушта шуд,
Ба сар - бар сипеҳри бало гашта шуд.

Ба Бежан чунин гуфт Густаҳм зуд,
Ки «Лахте инонат бибояд бисуд.

Бигӯӣ ба Рустам, ки чандин маист,
Биҷунбон инон бо саворе дувист».

Бишуд Бежани Гев бар сони бод,
Сухан бар Таҳамтан ҳама кард ёд.

---

1. Л-б. 1011-1013 нест; И-б. 1008-1013 нест.
2. ТПЗ- Ба гурзи гарон ҷумла даст оваред,
Забардастро зери даст оваред.
Бикӯшед яксар бар ин дашти ҷанг
Чу ғуррандашеру чу шарзапаланг.
Далериву гурдӣ ба ҷой оваред,
Сароншон ҳама зери пой оваред.

Гарон кард Рустам замоне[1] рикеб,
Надонист лашкар фарозу[2] нишеб.

Бар он сон биёмад бар он размгоҳ,
Ки сел андарояд зи кӯҳи сиёҳ.[3]

1025 Ба Кофур гуфт: «Эй бади[4*5] беҳунар,[6]
Кунун размро бар ту орам ба сар».

Яке ҳамла овард Кофур сахт,
Бар он борвар хусравонӣ дарахт.

Бияндохт теғе ба кирдори тир,
Ки ояд магар бар яли шергир.

Ба пеш андаровард Рустам сипар,
Нашуд теғи ӯ бар сипар коргар.[7]

Каманде бияндохт бар пури Зол,
Ҳамон аз камандаш бидуздид ёл.

1030 Хурӯше баровард чун пил тунд,
Фурӯ монд Кофур бар ҷой кунд.[8*9]

Амуде бизад бар сараш пури Зол,
Ки барҳам шикасташ сару таргу ёл.

---

1. И-Ҳам он гаҳ.
2. И-фароз аз.
3. ТПЗИЛ- Фаровон аз эрониён кушта дид,
   Басе саркаш аз ҷанг баргашта дид.
4. И-гави.
5. ИЛ-Фурӯ монд кофури пархошхар.
6. И-яли бадгуҳар.
*1 М-саги.
7. М-фурӯ монд Кофури пархошхар.
8. ИЛ-1030 нест.
9. М-б. 1030 нест.

Зи бинӣ фуруд омадаш мағзи сар,
Бияфтод Кофури пархошхар.[1]

Чунон то дари диж яке ҳамла бурд,
Бузургон набуданд пайдо зи хурд.

Дари диж бубастанду аз бора тир
Фурӯ рехтанд аз паи дору гир.

Бигуфтанд, к-«Эй марди бозӯру ҳуш,
Бар ин гуна пили палангинапӯш -

Падар номи ту чун бизодӣ, чӣ кард,
Камандафкане ё сипеҳри набард?

Дареғ аст ранҷ - андар ин шорсон,
Ки донанда хонад-ш пайкорсон.

Чу Тури Фаридун аз Эрон биронд,
Зи ҳар гуна донандагонро бихонд.

Яке бора афканд аз ин гуна пай
Зи сангу зи чӯбу зи хишту зи най.

Баровард аз ин сон ба афсуну ранҷ,
Биполуд ранҷу[*2] тиҳӣ кард ганҷ.

Басе ранҷ бурданд мардони мард,
К-аз ин бораи диж барораnd гард,

Набуд кас бар ин бора-бар подшо,
Бар ин ранҷ бурдан надорад баҳо.

Силеҳ асту эдар басе х(в)арданӣ,
Ба зер-андарун роҳи овarданӣ.

1. ИЛ-б. 1032 нест.
2. М-хумеву.

Агар солиён ранҷу разм оварӣ,
Набошад ба дастат ба ҷуз доварӣ.

Наёмад бар ин бора-бар манҷаниқ
Зи афсуни Туру дами Ҷосалиқ».

Чу бишнид Рустам, пурандеша[*1] шуд,
Дили размҷӯяш чу як беша[*2] шуд.

Яке разм будаш на бар орзуй,
Сипоҳ андаровард бар чор сӯй.

Ба як рӯй Гударзу як рӯй Тӯс,
Паси пушти ӯ пил бо бӯқу кӯс.

Ба як рӯй-бар[3] лашкари зобулӣ,
Зиреҳдор бо ханҷари кобулӣ.[4]

Ҷаҳондида[5] Рустам камон баргирифт,
Ҳама диж бар ӯ монд андар шигифт.

Ҳар он кас, ки аз бора сар барзадӣ,
Замона сарашро ҳаме дарзадӣ.

Або мағз пайкон ҳаме роз гуфт,
Ба бад созгорӣ ҳаме гашт[*6] ҷуфт.

Паи бора з-он пас ба кандан гирифт,
Зи девор мардум фикандан гирифт.

1. М-хира.
2. М-размҷӯён ҳама тира.
3. И-буд.
4. ТПЗ - Зи боло ҳама сангу борони тир
Фурӯ рехтандӣ бар он гурдгир.
5. ИЛ-Чу он дид.
6. М-бадсозгорӣ бигаштанд.

Сутунҳо ниҳоданд зер-андараш,
Биёлуд нафти сиёҳ аз бараш.

Чу ниме зи девори диж канда шуд,
Ба чӯб-андар оташ пароканда шуд.

Фуруд омад он бораи туркард,
Зи ҳар сӯ сипоҳ андаромад ба гард.

Бифармуд Рустам, ки ҷанг оваред,[*1]
Камонҳову тири ханданг оваред.[*2]

Гавон аз паи ганҷу фарзанди хеш,
Ҳамон аз паи буму пайванди хеш,

Ҳама сар бидоданд яксар ба бод,
Гиромитар он, к-ӯ зи модар назод.

Далерон пиёда шуданд он замон,
Сипарҳо гирифтанду тиру камон.

Бирафтанд бо найзадорон ба ҳам,
Ба пеш - андарун Бежану Густаҳам.

Дами оташи тезу борони тир
Ҳазимат бувад з-ин сипас ногузир.

Чу аз бораи диж ба[3] берун шуданд,
Гурезону гирён ба ҳомун шуданд.

Дари диж бубаст он замон ҷангҷӯй,
Ба тороҷу куштан ниҳоданд рӯй.

1. М-оваранд.
2. М-оваранд.
3. И-шаҳр.

Чӣ моя бикуштанду чандон асир
Бибурданд аз шаҳр барнову пир.

Басе зарру симу гаронмоя чиз,
Сутуру ғулому парастор низ.

Аз он ҷо бибурданд эронсипоҳ,
Ба сӯи буна баргирифтанд роҳ.[1]*[2]

Таҳамтан биёмад, сару тан бишуст,
Ба пеши ҷаҳонофарин шуд нахуст.[3]

Ба эрониён гуфт: «Бо кирдигор
Бибояд ниҳон беҳтар аз ошкор.

Ба пирӯзӣ-андар ниёиш кунед,
Бар он некуиҳо ситоиш кунед».[4]

Бузургон ба пеши ҷаҳонофарин
Ниҳоданд якрӯя рух[5] бар замин.

Чу аз ёди Яздон[6] бипардохтанд,
Бар он номдор офарин сохтанд.

Ки «Ҳар кас, ки чун ту набошад ба ҷанг,
Нишастан беҳ ояд-ш бо ному нанг.[7]

Тани пилу ин заҳраву ҷанги шер
Замоне набошӣ зи пайкор сер».

---

1. ИЛ-б. 1067 нест.
2. М-б. 1067 нест.
3. ТПЗИЛ - Зи пирӯз гаштан ниёиш гирифт,
   Ҷаҳонофаринро ситоиш гирифт.
4. Ил-б. 1070 нест.
5. И-Ниёиш гирифтанд сар.
6. Л-покяздон.
7. Л-Ба мурдан беҳ ояд зи ному зи нанг.

Таҳамтан чунин гуфт, к-«Ин зӯру фар
Яке хилъате бошад аз додгар.

Шумо сар ба сар баҳра доред аз ин,
На ҷои гила-ст аз ҷаҳонофарин».

Бифармуд, то Гев бо даҳ ҳазор
Сипардору баргустувонвар савор,

Шавад[*1] тозиён то ба марзи Хутан,
Намонад, ки туркон шаванд анҷуман.

Чу бинмуд шаб ҷаъди зулфи сиёҳ,
Аз андеша хаммида[*2] шуд пушти моҳ.

Бишуд Гев бо он саворони ҷанг,
Се рӯз андар ин тохтан шуд диранг.

Бад-он гаҳ, ки хуршед бинмуд тоҷ,
Баромад, нишаст аз бари тахти оҷ.

Зи Турон биёмад[3] сарафроз Гев,
Гирифта басе номдорони нев

Басе хубчеҳра бутони тироз,
Гаронмоя аспону ҳар гуна соз.

Фиристод баҳре ба наздики шоҳ,
Бубахшид дигар ҳама бар сипоҳ.

В-аз он пас чу Гударзу чун Тусу Гев,
Чу Густаҳму Руҳҳому Шедуши нев

1. М-Равад.
2. М-Зи андеша.
3. И-баромад.

Або Бежани Гев бархостанд,
Яке офарини нав оростанд.[1]

Чунин гуфт Гударз, к-«Эй[2] сарфароз,
Ҷаҳонро ба меҳри ту омад ниёз.

Нашояд, ки бе офарини ту лаб
Кушоем аз ин пас ба рӯзу ба шаб.

Ҳамеша бизӣ шоду равшанравон,
Ҳамеша хирадпиру давлатҷавон!

Туро дод Яздон ба покӣ нажод,
Касе чун ту аз покмодар назод.

Падар бар падар то писар бар писар
Мабодо, ки ин гавҳар ояд ба сар -

Ҳаме бениёзиву некахтарӣ,
Абар меҳтарони ҷаҳон сарварӣ.[3]

Худованди гетӣ панохҳи ту бод,
Замину замон некхоҳи ту бод![4]

Касе, к-ӯ бипаймуд рӯи замин,
Ҷаҳон диду орому пархошу кин,

Ба як ҷой ин беш лашкар надид,
На аз мӯбади солхӯрда шунид -

---

1. И-офарине барорostанд.
2. Л-Гев, эй гави.
3. ТПЗМ - Ту гӯӣ, ки Яздон шуморо супурд,
Ҳам аз дигарон номи мардӣ бибурд.
4. ИЛ-б. 1089-1093 нест:
ТПЗ- Зи номи ту то ҷовидон ёд бод,
Замона ба тахти ту обод бод!

Зи шоҳону пилону аз тахти оҷ,
Зи мардону аспону аз ганҷу тоҷ.

Ситора бар он дашт наззора буд,
Ки ин лашкар аз ҷанг бечора буд.

Бигаштем гирди дил[*1] эдар басе
Надидем дармони ин аз касе.

Хурӯшон будем аз дами аждаҳо,
Камони[*2] ту овард моро раҳо.

Туӣ тоҷи Эрону пушти сарон,
Сарафрозу мо пеши ту кеҳтарон.

Мукофоти ин кор Яздон кунод,
Ки чеҳри ту пайваста[3] хандон кунод!

Ба подоши ту нестмон дастрас,
Забонмон пур аз офарин асту бас».

Таҳамтан бар эшон гирифт офарин,
Ки «Обод бодо ба гурдон замин![4]

Маро пушт аз озодагон аст рост,
Дили равшанам бар забонам гувост.

---

1. М-Диж.
2. М-каманди.
3. Л-ҳамвора.
4. Бузургит ҳар рӯз афзунтар аст,
   Ҳунарманди ҷанги ту як лашкар аст.
   Чу бишнид Рустам, дилаш шод гашт,
   Равонаш аз андеша* озод гашт.
   Бад-эшон чунин гуфт, к-эй меҳтарон,
   Сарафрозу бедору кундоварон.
   * И зи дарду ғам.

Рухам тоза аз зеби чеҳри шумост,
Равонам фурӯзон зи меҳри шумост».[1]

В-аз он пас чунин гуфт, к-«Эдар се рӯз
Бибошем шодону гетифурӯз.

Чаҳорум сӯи ҷанги Афросиёб
Биронему оташ, барорем з-об».[2]

Бар ин барниҳоданду бархостанд,
Маю руду ромишгарон хостанд.[3]

## ОГОҲӢ ЁФТАНИ АФРОСИЁБ АЗ ОМАДАНИ РУСТАМ

Чу[4] огоҳӣ омад ба Афросиёб,
Ки Рустам сӯи ҷанг дорад шитоб,[5]

Дилаш з-ин сухан пур зи тимор шуд,
Ҳама парниён бар танаш хор шуд.

Ҳаме гуфт: «Пайкори ӯ кори кист,
Сипоҳ аст бисёру солор кист?

Кӣ ёрад шудан пеши ӯ[*][6] размхоҳ,
Кӣ аз таффи теғаш нагардад табоҳ?»[7]

---

1. ИЛМ-б. 1105 нест
2. ТПЗ- Биронем лашкар бар он буму бар,
   Бисозем якбора зеру забар.
3. ИЛМ-б. 1108 нест.
   ТПИЛМ- Ҳама номдорон ба гуфтори ӯй
   Ба базму ба хӯрдан ниҳоданд рӯй.
4. ЛМ-Пас.
5. ЛМ-Ки буму бари Зодшам шуд хароб.
6. М-асту мардони ҷангиву.
7. ИЛ-б. 112 нест:
   ТПЗЛ- Бупечид, аз он пас ба овоз гуфт,
   Ки бо вай кӣ дорем дар ҷанг ҷуфт?
   Зи туркон набинем ҳамтои ӯй,
   Ки дар размгирад ҳаме ҷои ӯй*.

   * Л-танҳо б. якум мавҷуд аст.

Чунин гуфт лашкар ба Афросиёб,
Ки «Чандин сар аз разми Рустам матоб.

Ту онӣ, ки аз хоки овардгоҳ
Ҳаме мавҷи[1] хун андарорӣ ба моҳ.

Силеҳ аст бисёру мардону[*2] ганҷ,
Дил аз размҷустан чӣ дорӣ ба ранҷ?

Зи ҷанги саворе ту ғамгин машав.
Нигаҳ кун бар ин номдорони гав.[3]

Чунон дон, ки вай[*4] яксар аз оҳан аст,
Агарчи далер аст ҳам, як тан аст.

Суханҳои кӯтоҳ аз ӯ шуд дароз,
Ту бо лашкаре чораи ӯ бисоз.

Сари ӯ зи абр андаровар ба хок,
Аз он пас зи шоҳу зи Эрон чӣ бок.

На Кайхусрав обод монад, на тахт,
На он буми Эрон,[5] на шохи дарахт.

Нигаҳ кун бад-ин лашкари номдор,
Ҷавонони шоистаи корзор.

Зи баҳри бару буму фарзанди хеш,
Зану кӯдаки хурду пайванди хеш

1. ИЛМ-ҷӯши.
2. М-Гирифтем, ки он.
3. Л-нав.
4. М-Гирифтем, ки он.
5. Л-Эрон на буму.

Ҳама сар ба сар тан ба куштан диҳем,[1]
Аз он беҳ, ки кишвар ба душман диҳем».

Чу бишнид Афросиёб ин сухан,
Фаромӯш кард он набарди куҳан.

Зи буми ниёкону аз баҳри[2] хеш
Яке тоза андеша афканд пеш.

Чунин дод посух, ки «Ман сози ҷанг
Ба пеш оварам, чун шавад кор танг.

Намонам, ки Кайхусрав аз бахти хеш
Шавад шоду падром бар тахти хеш.[3]

Сари зобулиро[4] ба рӯзи набард
Ба ҷанги дароз андарорам ба гард.[5]

Набера намонам, на пархошҷӯй,
Ба шамшер биншонам ин гуфтугӯй».

Бифармуд, то лашкар оростанд,
Ба кини нав аз ҷой бархостанд.

Бар ӯ саркашон офарин хонданд,
Сарафрозро сӯи кин хонданд.

Яке шердил буд, Фарғор[6] ном,
Қафасдидаву тезҷаста*[7] зи дом.

---

1. Л-ниҳем.
2. Л-фарзанди.
3. И-б. 1125, 1127 нест.
4. И-Зовулиро.
5. ТПЗЛ - Набера зи андеша чун кам шавад,
   Ба марзи ниё ҳадя Рустам шавад.
6. Л-Фархор.
7. М-Қафас дида чандеву.

Сипаҳбад аз ӯ ҷангҳо дида буд,
Ба ҳар ҷой ӯро писандида буд.

Зи бегонагон ҷой пардахта кард,
Ба Фарғор[1] гуфт: «Эй гаронмоя[*2] мард,

Ҳам акнун бирав сӯи эронисипоҳ,
Нигаҳ кун бад-ин Рустами размхоҳ.

Савораш[*3] нигаҳ кун, ки чанд асту чун,
Кӣ доранд аз ин буму бар раҳнамун?[4]

Зи пилони ҷангиву мардони кин,
Баду неки гурдони Эрон бубин».

Чу Фарғор баргашту омад ба роҳ,
Ба корогаҳӣ шуд ба эронсипоҳ.

Ғамӣ шуд дили марди дайҳимҷӯй,
Ба бегонагон ҳеч нанмуд рӯй.

Фиристоду фарзандро пеш хонд,
Басе рози шоиста бо ӯ биронд.

Ба Шеда чунин гуфт, к-«Эй пурхирад,
Сипоҳи ту тимори ту кай хурад?

Чунон дон, ки он лашкари бешумор,
Ки омад бар ин разми[*5] чандин савор,

---

1. Л-Фархор.
2. М-хирадманд.
3. М-сипоҳаш.
4. ТПЗМ - Дигар номдорони пархошҷӯй,
   Нигаҳ кун, ки чанд асту чист орзуй.
   Камондору найзаварону савор,
   Зи номоварон кист андар шумор.
5. М-марзу.

Сипаҳдорашон Рустами шердил,
Ки аз хок созад ба шамшер гил.

Чу Комусу Маншуру[1] хоқони Чин,
Гаҳору[2] чу Фартуси[*3] боофарин,

Дигар Кундуру Шангул он шоҳи Ҳинд,
Сипоҳе зи Кашмир то рӯди Синд

Ба пирӯзии Рустами шергир
Бикуштанду бурданд чандин[4] асир.

Чиҳил рӯз бо лашкар овез буд,
Гаҳе разму гаҳ рӯи парҳез буд.

Саранҷом Рустам ба хамми каманд
Зи пил андаровардашон, кард[*5] банд.

Саворону гурдони ҳар кишваре
Зи ҳар сӯ, ки буд аз бузургон саре,

Силеҳу ҳаюнону аспону[*6] тоҷ
Ба Эрон фиристод бо тахти оҷ.

Бад-ин кишвар омад кунун з-ин нишон,
Ҳама[7*8] номдорону гарданкашон.

Ман эдар намонам басе ганҷу тахт,
Ки гардон шудаст андар ин кор бахт.

1. ИМ-Каркӯй.
2. И-Каҳору.
3. М-Маншури.
4. И-чанде; Л-Бикуштанд бар дашт чанде.
5. М-андар овард хоқон ба.
6. М-пилону.
7. И-Або.
8. М-В-аз он.

Кунун ҳар чи ганҷ асту тоҷу камар,
Ҳам[*1] аз тавқи заррину зарринсипар,

Фирситам ҳама сӯи Алмосрӯд,
На ҳангоми ноз асту руду суруд.

Ҳаросонам аз Рустами тезчанг,
Таносон кӣ бошад ба коми наҳанг?

Ба мардум намонад ба рӯзи набард,
Напечад зи захму нанолад зи дард.

Зи найза натарсад, на аз теғу тир[2]
В-агар гурз борад бар ӯ чархи пир[3]

Ту гӯӣ, ки аз рӯю аз оҳан аст,
На мардумнажод аст, к-аҳриман[4] аст.

Силеҳ аст чандон бар ӯ рӯзи кин,
Ки сер[*5] ояд аз бор пушти[6] замин.

Зиреҳ дораду ҷавшану хӯду кабр,
Биғуррад ба кирдори ғурранда абр.

Набартобад оҳанги ӯ жандапил,
На киштӣ силоҳаш ба дарёи Нил.

Яке кӯҳ зераш ба кирдори бод
Ту гӯӣ, ки аз чарх дорад нажод.

---

1. М- Ҳамон.
2. И-тиру теғ.
3. И-ӯ-бар зи меғ.
4. И-оҳарман.
5. М-зер.
6. Л-рӯи.

Таки оҳувон дораду ҳавли[*1] шер,
Ба дарёву кӯҳ андароя̄д[2] далер.

Сухан гӯям, ар з-ӯ кунӣ хостор,
Ба дарё чу киштӣ бувад - бар гузор.

Маро бо савораш басе буда ҷанг,
Яке ҷавшан асташ зи чарми паланг.

Силеҳам наёмад бар ӯ коргар,
Басе озмудам ба тиру[*3] табар.

Кунун озмунро яке корзор
Бисозем, то чун бувад рӯзгор.

Гар эдун, ки Яздон бувад ёрманд,
Бигардад ба боист[*4] чархи баланд,

На Эрон бимонему не шаҳрёр,
Сар ояд магар бар ман ин корзор.

В-агар дасти Рустам бувад рӯзи ҷанг,
Насозам ман эдар фаровон диранг.

Шавам то бад-он рӯи дарёи Чин,
Бад-ӯ монам ин марзи[*5] Туронзамин».[6]

Бад-ӯ Шеда гуфт, «Эй хирадманд шоҳ,
Анӯша бизӣ, то бувад тоҷу гоҳ.

1. М-зӯри.
2. Л-рӯду ба хушкӣ.
3. М-гурзу.
4. М-боиста.
5. М-буми.
6. ТПЗЛ - Битарсам ман, эй пур, ҷони падар,
Аз ин бевафо чархи бедодгар.

Туро фарру бурз асту фарзонагӣ,
Нажоду дилу бахту[*1] мардонагӣ.

Набояд туро панди омӯзгор,
Нигаҳ кун бар ин гардиши рӯзгор.

Чу Пирону Ҳумону Фаршедвард,
Чу Калбоду Настеҳан андар набард

Шикастасилеҳу гусистадиланд,
Ту гуфтӣ,[2] ки аз ғам ҳаме бугсиланд.

Ту бар боди ин ҷанг киштӣ марон,
Чу донӣ, ки омад сипоҳи гарон.[*3]

Зи шоҳони гетӣ набарда[*4] туӣ,
Ҷаҳондидаву коркарда[*5] туӣ.

Ба ҷону сари шоҳи туронсипоҳ,
Ба хуршеду моҳу ба[*6] тахту кулоҳ,

Ки аз кори Комусу хоқони Чин
Дилам гашт пурдарду сар пур зи кин.

Сӯи Ганг бояд кашидан сипоҳ,
Набояд сӯи разм кардан нигоҳ.

Зи Чину зи Мочин сипаҳ хостан,
Пас он гоҳ мар душманон костан».

1. М-бузургиву.
2. Л-гӯӣ.
3. М-б. 1176 нест.
4. М-ҳамида.
5. М-кордида.
6. М-шамшеру.

Чу ин гуфта шуд, рафт то[*1] ҷои хоб,
Дили[*2] пур зи кину сари пуршитоб.[3]

Шаби тира букшод чашми дижам,
Зи ғам пушти моҳ андаромад ба хам.

Ҷаҳон гашт бар сони мушки сиёҳ,
Чу Фарғор баргашт аз эронсипоҳ,[4]

Биёмад ба наздики Афросиёб
Шаби тира, ҳангоми орому хоб.

Чунин гуфт, к-«Аз боргоҳи баланд
Бирафтам бари Рустами девбанд.

Саропардаи сабз дидам бузург,
Саворе ба кирдори даррандагург.[*5]

Яке аждаҳофаш дурафше ба пой,[*6]
Ту гуфтӣ ҳаме андарояд зи ҷой.[7][*8]

Ба хайма - дарун жандапиле жиён,
Миён танг баста чу бабри баён.

Яке бӯрабраш ба пешаш ба пой,
На ором дорад, ту гӯӣ,[*9] ба ҷой.

---

1. М-бар.
2. М-Диле.
3. И-б. 1181-1183 нест.
4. Л- Чу Фархор баргашту омад ба роҳ;
   Л-пас аз б. 1185 ин б. омада:
   Фиристода Фархор аз он размгоҳ
   Бирафту биёмад ба туронсипоҳ.
5. М-ғуррандагург.
6. М-сиёҳ.
7. ТПЗМ - Зада хайма бар пеши пардасарой,
   Фаровон дурафши бузургон ба пой.
8. М-гӯӣ ҳаме сар барорад ба моҳ.
9. М-ҷанг.

Фурӯ ҳишта аз кӯҳаи зин лагом,
Ба фитрок бар ҳалқааш хамми[*1] хом.

Сипаҳдор чун Тусу Гударзу Гев,
Фарибурзу Гургину Шедӯши[*2] нев,

Гуроза талояст бо Густаҳам,
Ки бо Бежану[3] Гев бошад ба ҳам».

Ғамӣ шуд зи гуфтори Фарғор[4] шоҳ,
Кас омад бари паҳлавони сипоҳ,

Ки омад сипаҳдор Пирон чу гард,
Бузургону гурдони рӯзи набард.

Зи гуфтори Фарғор[5] чанде бигуфт,
Ки то кист бо вай ба пайкор ҷуфт?

Бад-ӯ гуфт Пирон, ки «Моро зи ҷанг
Чӣ чора-ст ҷуз[6] ҷустани ному нанг?

Зи баҳри бару буму фарзанди хеш
Бикӯшему аз баҳри пайванди хеш».

Чу посух чунин ёфт Афросиёб,
Гирифт андар он ҷангҷустан шитоб.

Ба Пирон бифармуд, то бо сипоҳ
Равон шуд[7] бари Рустами кинахоҳ.

1. М-аз сумми аспон.
2. М-ҷанги Эрон.
3. Л-Бежани.
4. Л-Фархор.
5. Л-Фархор.
6. И-аз.
7. ИЛМ- Биёмад.

Зи пеши сипаҳдор берун шуданд,
Ҳама размро[*1] сӯи ҳомун шуданд.

Хурӯш омад аз дашту овои кӯс,
Ҷаҳон шуд зи гарди сипаҳ обнӯс.

Сипаҳ буд чандон, ки гуфтӣ ҷаҳон
Ҳаме гардад аз гард яксар[*2] ниҳон.

Табиразанон наъра бардоштанд,
Ҳаме пил бар пил бугзоштанд.

## НОМАИ АФРОСИЁБ БА ПӮЛОДВАНД

Аз айвон ба дашт омад Афросиёб,
Ҳаме кард бар кина ҷустан[*3] шитоб.

Ба Пирон бигуфт, он чӣ боист гуфт,
Зи дашт андаромад ба сӯи нуҳуфт.

Зи бегона хайма бипардохтанд,
Нависандаро пеш биншохтанд.[4]

Дабири ҷаҳондидаро хонду гуфт,
Ки «Рози бузургон бибояд нуҳуфт.

Яке нома наздики Пӯлодванд
Биёрою аз роз букшой[*1] банд.

Нахуст офарин кун ба додори пок,
К-аз ӯй аст нерӯву ҳам з-ӯ ҳалок.

1. М-букшой дилро зи.
2. М-Рустами тиракеш.
3. М-пирӯзу.
4. ТПМ - Ба Шеда бигуфташ, ки чандин маист,
Бирав дар замон бо саворе дувист.

Худованди кайвону гардонсипеҳр,
Худованди ноҳиду рахшанда меҳр,

Дигар офарин кун бад-он невбанд[1]
Сипаҳдори фархунда Пӯлодванд.[2]

Бигӯяш, ки моро чӣ омад ба пеш,[3]
Аз ин номвар марди пархошкеш.[4]*2

В-аз ин номвар пурҳунар меҳтарон,
Зи Тусу зи Гударзу кундоварон,

Зи кори набера бигӯяш ҳама,
Худованди он марзу[*5] шоҳи рама.

Бипарвардам ӯро чу ҷон арҷманд,
Ки аз бод н-омад бар ӯ-бар газанд.[6]

Агар ёрманд аст чархи баланд,
Биёяд бар ин марз Пӯлодванд.

Басе лашкар аз марзи[*7] Сақлобу Чин
Нагунсору печон шуданд андарин.

Басе буму барҳо, ки вайрон шудаст,
Ҳама аз далерони Эрон шудаст.[8]

---

1. Л-В-аз он офарин кун бар он низ чанд.
2. И-б. 1211-1213 нест.
3. И-рӯй.
4. И-пархошҷӯй.
5. М-турку.
6. И-б. 1215-1217 нест.
7. М-гетӣ маро.
8. ИЛ-б. 1220 нест:
   ТПЗМ- Сипоҳе саросар бикарданд асир,
   Бикарданд Турон чу дарёи қир.

Сипоҳ аст бар сони кӯҳи равон,
Сипаҳдор чун[1] Рустами паҳлавон.

Чу Гударзи ҷангиву чун Геву[2] Тус,
Ба абр андароранд овои кӯс.

Чу Рустам ба дасти ту гардад табоҳ,
Наёбад сипаҳ андар ин марз роҳ.

Ҳама ранҷи ин марз аз ӯй асту бас,
Ту бош андар ин кор фарёдрас.

Гар ӯро ба дасти ту ояд замон,
Шавад ром рӯи замин[*1] бегумон.[3]

Ман аз подшоҳии ободи хеш
На баргирам аз ганҷ як нима беш.

Дигар нима[4] дайҳиму ганҷ они туст,
Ки[5] имрӯз пайкору ранҷ они туст».

Ниҳоданд бар нома-бар мӯҳри шоҳ,
Чу барзад сар аз бурҷи харчанг моҳ.

Камар баст Шеда ба пеши падар,
Фиристода ӯ буду тиморбар.

Ба кирдори оташ зи бими газанд
Биёмад ба наздики Пӯлодванд.

1. ИЛМ-Сипаҳдорашон.
2. И-Силаҳкаш чу Рустам, сипаҳбад чу.
3. И-б. 1225 нест.
4. ИМ-тахту.
5. И-Гар.

Бар ӯ офарин карду нома бидод,
Ҳама кори Рустам бад-ӯ кард ёд.[1]

Яке подшо буд, Пӯлодванд,
Расида маниш[*2] то ба чархи баланд.

Дар он[3] кӯҳи Чин - андарун ҷои ӯй,
Набуд андар он бум ҳамтои ӯй.

Або лашкари гашну мардони ҷанг,
Сипаҳбад наҳангу сипоҳаш паланг.[4*5]

Куноранг бо мӯбадонаш бихонд,
Зи ҳар гунае достонҳо биронд.

Бад-эшон бигуфт, он чӣ дар нома буд,
Ҷаҳонгиру барнову худкома буд.

Бифармуд, то кӯс берун баранд,
Саропардаро сӯи[6] ҳомун баранд.

---

1. Л-б. 1231 нест:
ТПЗ- Ки Рустам биёмад аз Эрон ба ҷанг,
Сипаҳбад ҳизабру сипоҳаш паланг.
Баровард аз он марзи боарз дуд,
Ки ҳаргиз мабодо бар ӯ –бар дуруд.
Ба банд андаровард Комусро,
Чу хоқону Маншуру Фартусро.
Ба бозу каманду ба тан чарми шер,
Зи пайкор ҳаргиз нагаштаст сер.
Зи Турон ба Эрон барад хокро,
Чӣ гӯем он гурди нопокро.
Табаҳ гашт моро ҳама кор аз ӯй,
Намонад ба Турон аз ӯ рангу бӯй.
2. М-сараш.
3. Л-Бад-он.
4. И-б. 1232-1234 нест.
5. М-б. 1234 нест.
6. И-Саропардаи ӯ ба.

Сипоҳ анҷуман карду гурдони[*1] дев,
Баромад зи гурдони лашкар ғирев.

Дурафш аз пасу пеши Пӯлодванд,
Сипардор бо таркашу бо каманд

Фуруд омад аз кӯҳу бугзошт об,
Биёмад ба наздики Афросиёб.

Табира баромад зи даргоҳи шоҳ,
Пазира шудандаш якояк сипоҳ.

Ба бар даргирифташ ҷаҳондида мард,
Зи кори гузашта басе ёд кард.

Бигуфташ, ки тимори туркон зи кист,
Саранҷому дармони ин кор чист.

Хиромон ба айвони хусрав шуданд,
Ба рою ба андешаи нав шуданд.

Сухан ронд ҳар гуна Афросиёб
Зи кори дирангу зи баҳри[2*3] шитоб.

Зи хуни Сиёвуш, ки бар дасти ӯй
Чӣ омад зи пархошҷу аз гуфтугӯй.

Зи хоқону Маншуру Комуси гурд
Гузашта суханҳо бар ӯ[4] баршумурд.

Бигуфт он ки ин[*5] ранҷам аз як тан аст,
Ки ӯро палангина пероҳан аст.

1. М-шуд ба кирдори.
2. И-разми.
3. М-кори.
4. И-Ҳаме; ЛМ-ҳама.
5. М-Ҳаме гуфт.

Наёяд силеҳам бар ӯ коргар,
Бар он бабру он хӯду чинисипар.

Биёбон сипардиву[1] роҳи дароз,
Кунун чораи кори моро[2] бисоз!

Пурандеша шуд ҷони Пӯлодванд,
Ки он бандро чун бувад[*3] корбанд.

Чунин дод посух ба Афросиёб,
Ки «Дар ҷанг чандин[*4] набояд[5] шитоб.

Ҳамон[*6] аст Рустам, ки Мозандарон
Табаҳ карду бистад ба гурзи гарон.

Бидаррид паҳлӯи Деви Сапед,[7]
Ҷигаргоҳи Пӯлоди Ғундию Бед.[8]

Маро нест поёб дар ҷанги ӯй,
Наёрам ба бад кардан оҳанги ӯй.

Тану ҷони ман пеши рои ту бод,
Ҳамеша хирад раҳнамои ту бод!

Ман ӯро яке чора[9] созам ба ҷанг,
Ба гирдаш бигардам ба сони паланг.

1. И-Сипардӣ ба.
2. ИМ-ӯро.
3. М-шавад.
4. М-ҷустан.
5. ИЛ-наёянд.
6. М-Гарон аст.
7. Л-сафед.
8. Л-Зи ханҷар бидод ӯ ба ҷонаш навид.
9. Л-ҳила.

Ту лашкар бароғол бар лашкараш,
Зи анбӯҳи мо[1] хира гардад сараш.

Яке[2] чора созам, в-агарна ба даст
Бару ёли ӯро нашояд шикаст».

Аз ӯ шод шуд ҷони Афросиёб,
Маи равшан оварду чангу рубоб.[3]

Бад-он гаҳ, ки шуд маст Пӯлодванд,
Чунин гуфт бо ӯ ба бонги баланд,

Ки «Ман бар Фаридуну Заҳҳоку Ҷам
Хуру хобу ором кардам дижам.

Бараҳман битарсид з-овози ман,
В-аз ин лашкари гарданафрози ман.

Ман ин зобулиро[4] ба шамшери тез
Ба овардгаҳ-бар кунам рез-рез».[5]

## РАЗМИ ПӮЛОДВАНД БО ГЕВ ВА ТУС

Чу хуршед бинмуд тобон дурафш,
Муасфар шуд он парниёни бунафш.

Табира баромад зи даргоҳи шоҳ,
Ба абр андаромад хурӯши сипоҳ.

Ба пеши сипаҳ буд Пӯлодванд,
Ба тан зӯрманду ба бозу каманд.

1. И-Ба анбӯҳ то.
2. ИЛМ-Магар.
3. И-мушку гулоб.
4. И-Зовулиро.
5. ТПЗ- Чи Рустам ба пешам, чи як мушти хок,
Зи Кайхусраву Геву Тусам чӣ бок?!

Чу саф баркашиданд ҳар ду сипоҳ,
Ҳаво шуд бунафшу замин шуд сиёҳ.

Таҳамтан бипӯшид бабри баён,
Нишаст аз бари жандапили жиён.

Барошуфту бар маймана ҳамла бурд,
Зи туркон бияфканд бисёр гурд.

Аз он пас чунон[1] дид[2] Пӯлодванд,
Зи фитрок букшод печон каманд.

Баровехт бо Тус чун пили маст,
Каманде ба бозу, амуде[*3] ба даст.

Камарбанд бигрифту ӯро зи зин
Баровард осону зад[4] бар замин.

Ба пайкори ӯ Гев чун бингарид,
Сари Туси Нӯзар нагунсор дид.

Барангехт аз ҷой Шабдезро,
Тану ҷон биёрост овезро.

Баровехт бо Гев чун шери нар
Зиреҳдор бо гурзаи говсар.

Каманде бияндохт Пӯлодванд,
Сари Геви гурд[5] андаромад ба банд.

Нигаҳ кард Руҳҳому Бежан зи роҳ
Бад-он зӯру он гурзу он дастгоҳ -

1. Л-Чу он.
2. ИМ-ғамин гашт.
3. М-бозуву гурз.
4. ИЛ-осон бизад.
5. Л-шери нар.

Бирафтанд, то дасти Пӯлодванд
Бубанданд ҳар ду ба хамми[*1] каманд.

Бизад даст Пӯлоди бисёрҳуш,
Барангехт аспу баромад хурӯш.

Ду гурди далери гаронмояро,
Сарафроз шери гаронсояро

Ба хок андарафканду биспард[2] хор,
Назора бар он дашт чандон савор.[3]

Биёмад[4] бари ахтари ковиён,
Ба ханҷар ба ду нима[5] кардаш миён.[6]

Хурӯше баромад зи эронсипоҳ,
Намонд эч гурд андар овардгоҳ.

Фарибурзу Гударзу гарданкашон
Чу диданд аз он деви ҷангӣ нишон,

Бигуфтанд бо Рустами кинахоҳ,
Ки Пӯлодванд андар ин размгоҳ

Ба зин-бар яке номдоре намонд,
Зи гурдони лашкар саворе намонд,

Ки нафканд бар хок Пӯлодванд,
Ба гурзу ба ханҷар ба тиру каманд.

1. М-банди.
2. Л-гаштанд.
3. И-б. 1282 нест.
4. И-Баромад.
5. ИЛ-ним.
6. ТПЗЛ - Дурафш андаромад ба хок - андарун,
Бибуданд эрониёнаш забун.

Ҳама размгаҳ сар ба сар мотам аст,
Бад ин кор фарёдрас Рустам аст.

В-аз он[*1] пас хурӯшидану нола хост,
Зи қалбу чапи лашкару дасти рост.

Гумоне чунон бурд Гударзи пир
Зи Руҳҳом в-аз Бежани шергир,[2]

Ки «Гум шуд зи Гударз ҳар ду[*3] писар,
Бинолид бар довари додгар,

Ки чандин наберу[4] писар доштам,
Ҳаме сар зи хуршед бугзоштам.

Ба разм - андарун пеши ман кушта шуд,
Чунин ахтару рӯз баргашта[*5] шуд.

Ҷавонони ман кушта, ман пирсар,[*6]
Маро шарм бод аз кулоҳу камар.

Дареғо, аз он навҷавонони ман,
Чунон хира шуд бахти хандони ман.[7]

Камар баркушоду[8] кулаҳ баргирифт,
Ба зорӣ хурӯшидан[*9] андаргирифт.[10]

1. М-Аз ин.
2. И-б. 1290, 1291 нест.
3. М-Пӯлод ҳар се.
4. ИЛ-набера.
5. М-рӯзӣ ман гашта.
6. М-Ҷавонону ман монда бо пирсар.
7. Л-б. 1295 нест.
8. Л-баркушода.
9. М-Хурӯшидану нола.
10. И-б. 1296, 1297 нест; Л-Хурӯшидану нола андаргирифт.

## РАЗМИ РУСТАМ БО ПӮЛОДВАНД

Чу бишнид Рустам, дижам гашт сахт,
Биларзид бар сони шохи[1] дарахт.

Биёмад ба наздики Пӯлодванд,
Варо дид бар сони кӯҳи баланд.

Ғамӣ гашт аз он чор гурди далер,
Чу гӯрону душман ба кирдори шер.

Сипаҳро ҳама бештар хаста дид,
В-аз он рӯй пархош пайваста дид.

Ба дил гуфт, к-ин рӯзи мо тира гашт,[2]
Сари номдорони мо хира гашт.[3]

Ҳамоно, ки баргашт пайкори мо,
Ғунуда шуд он бахти бедори мо.[4]

Бияфшурд рон, Рахшро[*5] тез кард,
Барошуфту оҳанги овез кард.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй деви носозгор,
Бубинӣ кунун гардиши рӯзгор».

Чу[6] овози Рустам ба гурдон расид,
Сипаҳбад[*7] ялонро пиёда бидид.

---

1. ИМ-барги.
2. И-шуд.
3. И-Сари номдорон ҳама хира шуд.
4. ТПЗЛ - Яке он ки имрӯз ман коҳилам,
   Сар аз хоби дӯшина менагсилам.
   Ба дигар* ки ин деви носозгор
   Ба тан саҳмнок асту чира савор.
   * Л-дигар он.
5. М-аспро.
6. ИМ-Чунин гуфт бо.
7. М-Таҳамтан.

Ҳаме гуфт, к-«Эй[1] кирдгори ҷаҳон,
Туӣ[*2] бартар аз ошкору ниҳон.[3]

Маро чашм агар тира гаштӣ ба ҷанг,
Беҳ астӣ зи дидори ин рӯзи танг.

К-аз ин сон баромад зи Эрон[*4] ғирев,
Зи Ҳумону Пирону ин наррадев.[*5]

Пиёда шуда Геву Руҳҳому Тус
Чу Бежан, ки бар шер кардӣ фусӯс.

Табаҳ гашт аспи бузургон ба тир,
Пиёда баровехта хира-хир.

Баровехт бо деви Пӯлодванд,
Бияндохт он тобдода каманд.

Бидуздид ёл он набардӣ савор,
Битарсиду сер омад аз корзор.

Чу н-омад каманди Таҳамтан ба кор,
Бурун кард сар з-он хами тобдор.[6]

Бад-ӯ гуфт Пӯлодванд, «Эй далер,
Ҷаҳондидаву номбардор шер,

Ки бугрезад аз пеши ту жандапил,
Бубинӣ кунун мавҷи дарёи Нил.

1. И-Ки эй.
2. М-ки эй.
3. ТПЗЛ - Ба ман боз деҳ зӯри лашкаршикан*,
Ба ман деви лашкаршикан баршикан.
* Л-даршикан.
4. М-гурдон.
5. М-деви нев.
6. ИМ-б. 1314 нест.

Нигаҳ кун кунун оташи ҷанги ман,
Каманду дилу зӯру оҳанги ман.

Аз ин пас наёбӣ зи шоҳат нишон,
На аз номдорону гарданкашон.

Набинӣ замин з-ин сипас ҷуз[*1] ба хоб,
Сипоҳат супорам ба Афросиёб».[2]

1320 Чунин гуфт Рустам ба Пӯлодванд,
Ки «То чанд ин биму таҳдиду банд?

Зи ҷанговарон тезгӯё мабод,
Чу бошад, диҳад бегумон сар ба бод.

Ту гарчи далериву гар саркашӣ,
На Сомӣ, на Гаршоспи гарданкашӣ».[3][*4]

Чу бишнид Пӯлодванд ин сухан,
Ба ёд омадаш гуфтаҳои[5] куҳан,

Ки ҳар к-ӯ ба бедод ҷӯяд набард,
Ҷигархаста боз ояду рӯйзард.

1325 Гар аз душманат бад расад ё зи дӯст,
Баду некро дод додан накӯст.

Ҳамон Рустам аст ин, ки Мозандарон
Шаби тира бистад ба гурзи гарон.

---

1. М-набинӣ аз ин пас бузургӣ.
2. ТПЗ- Танатро бидӯзам ба пайкони тир,
   Набинад дигар чашми ту Золи пир.
3. И-б. 1322 нест.
4. М-на з-оҳан, на аз оташӣ.
5. И-рӯзгори.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй марди ҷангозмой,
Чӣ бошем бар хира чанде[1] ба пой?»

Бигаштанду аз дашт бархост гард,
Ду пили жиёну ду шери[*2] набард.

Амуде бизад бар сараш пилтан,
Ки бишнид овозаш он анҷуман.

Чунон тира[3] шуд чашми Пӯлодванд,
Ки дасташ инонро набуд корбанд.

Бупечид аз он дард бар дасти рост,
Чунин гуфт, к-ин рӯз рӯзи балост.

Таҳамтан бад-он буд, ки мағзи сараш
Зи ду гӯш резад ҳаме бар бараш.

Чу Пӯлодванд аз бари зин бимонд,
Таҳамтан ҷаҳонофаринро бихонд,

Ки эй бартар аз гардиши рӯзгор,
Ҷаҳондору бинову[4] парвардгор.

Гар ин гардиши ҷанги ман дод нест,
Равонам бад-он гетӣ обод нест.

В-ар Афросиёб аст бедодгар,
Ту мастон зи ман зӯру дасту ҳунар.[5]

1. ИЛ-чандин.
2. М-жиён ин ду марди.
3. ИМ-хира.
4. И-бедор.
5. ИЛ-б. 1336 нест.

Раво нест, к-аз[1] дасти Пӯлодванд
Равони маро баркушоӣ[2] зи банд,

Ки гар ман шавам кушта бар дасти ӯй,
Ба Эрон намонад яке ҷангҷӯй.

На марди кашоварзу на пешавар,
На хоку на кишвар, на буму на бар.

Чунин гуфт Рустам ба Пӯлодванд,
Ки «Аз гурзи гурдон чӣ дидӣ газанд?

Ду дастат натобад инони сипоҳ
Пиёда шав, эй деву зинҳор хоҳ».

Чунин посух овард[3] Пӯлодванд,
К-«Аз ин гурз бар ман наёмад[4] газанд».

Бигуфтанду бо якдигар[5] ҷангҷӯй,
Зи кина ба рӯй андаровардa рӯй.

Яке ханҷар овард Пӯлодванд
Зи алмос бо чораву рангу банд.

Ба бабри баён-бар набуд коргар,
Пур аз хун шуда девро з-ӯ ҷигар.

Чу теғаш ба Рустам наёмад ба кор,
Барошуфт дижхим бо рӯзгор.[6]

1. ИЛМ-дорам аз.
2. Л-кушояд; ИМ-бугсилонад.
3. Л-Ба Рустам чунин гуфт.
4. Л-н-омад ба ман-бар.
5. Л-Бад-ин сон ҳаме ду гави.
6. Л-созгор.

Ғамӣ гашт Пӯлод аз он ёлу суфт,
Дигарбора бо Рустами Зол гуфт,

Ки «Ин мурдарибабру хафтони ҷанг
Бияндозу ин миғфари тираранг.

Силеҳи дигар пӯш, то ман ҳамон
Дигар пӯшаму пешат оям дамон».

Чунин гуфт Рустам, ки «Ин рӯй нест,
Раҳи обгардон бад-ин[*1] ҷӯй нест.

Нагардонам ин олати корзор,
Ту низ ин ки дорӣ, ҳамэдун бидор».

Бигаштанд бори дигар ҳардувон-
Гаронмоя Пӯлод бо паҳлавон.[2]

Наёмад-ш гурзи[*3] гарон коргар,
Бар он бабру хафтону[4] пӯлодбар.

Бад-ӯ гуфт Пӯлоди ҷангинабард:
«Ба кыштӣ падид ояд аз мард мард.

Гарат рой бинад[*5] чу шери жиён,
Ба кыштӣ бубандем ҳар ду миён.

Ба кыштӣ бигардем бо якдигар,
Бигирем ҳар ду дуволи камар.

---

1. М-дар ин.
2. Л-пас аз б. 1352 ин б. омада:
   Даромад дигарбора Пӯлоду гурз
   Фурӯ кӯфт бар Рустаму ёлӯ бурз.
3. М-Наёмад силеҳи.
4. Л-хафони.
5. М-бошад.

Бад-он то киро бар диҳад рӯзгор,
Кӣ баргардад озурда аз[*1] корзор».

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй деви носозгор,
Ба захми далерон наӣ пойдор.

Ҳаме ҳамчу рӯбоҳ банд оварӣ,
Чӣ суд аст, ҳам сар ба банд оварӣ.

Ба куштӣ ҳаме банду афсун кунӣ,
Ки то чанбар аз ёл берун кунӣ».[2]

Бад-ин барниҳоданд ҳар ду[3] сухун,
Яке сахт паймон фиканданд бун,

Ки ёрӣ наёяд кас аз ҳар ду рӯй
Ба ҷанги далерони пархошҷӯй.

Аз он пас зи аспон[*4] фуруд омаданд,
Замоне бар осудагӣ дам заданд.[5]

## ГУШТӢ ГИРИФТАНИ РУСТАМ ВА ПӮЛОДВАНД

Ба куштӣ гирифтан ниҳоданд рӯй,
Ду гурди сарафрозу ду кинаҷӯй.

Ба паймон, ки аз ҳар ду рӯя сипоҳ
Ба ёрӣ наёяд касе кинахоҳ.

---

1. М-Кӣ пирӯз гардад аз он.
2. Л-пас аз б. 1360 ин б. омада:

   Кӣ гуфтат, ки ман марди ҷангӣ наям,
   Чу куштӣ наёрам гирифтан, киям?
   Бигуфт (у) фуруд омад аз пушти Рахш,
   Рухи дев аз бими ӯ гашта рахш.

3. Л-яксар.
4. М-Бигуфтанд з-аспон.
5. И-б. 1340-1363 нест.

Миёни сипаҳ ним фарсанг буд,
Ситора назора бар он ҷанг буд,

Ки Пӯлодванду Таҳамтан ба ҳам
Баровехтанд он ду шери дижам.

Ҳаме даст суданд бар[1] якдигар,
Гирифта ду ҷангӣ дуволи камар.

Чу Шеда бару ёли Рустам бидид,
Яке боди сард аз ҷигар баркашид.

Падарро чунин гуфт, к-«Ин зӯрманд,
Ки хонӣ варо Рустами девбанд,

Ҳам акнун ба ин зӯру ин дастбурд
Ба хок андарорад сари деви гурд.

Набинӣ зи гурдони[*2] мо ҷуз гурез,
Макун хира бо чархи гардон ситез».

Чунин гуфт бо Шеда Афросиёб,
Ки «Шуд мағзи ман з-ин сухан пуршитоб.

Бирав, то бубинӣ, ки Пӯлодванд
Ба куштӣ ҳаме чун кунад даст банд.

Ба туркӣ биёмӯзу роҳаш намой,
Магар пилтанро дарорад зи пой.

Бигӯяш, ки чун ӯ ба зер оварӣ,
Ба шамшер кун з-он сипас доварӣ».[3]

1. ИЛ-бо.
2. М-мардони.
3. И-б. 1375, 1376 нест.

Чунин гуфт Шеда, ки «Паймони шоҳ
На ин буд бо ӯ ба пеши сипоҳ.

Чу паймоншикан бошиву тезмағз,
Наёяд зи пайкори ту[*1] кори нағз.

Ту ин оби равшан магардон сиёҳ,
Ки айб оварад бар ту-бар айбхоҳ».

Ба дашном букшод хусрав забон,
Барошуфту шуд бо писар бадгумон.

Бад-ӯ гуфт: «Гар дев Пӯлодванд
Аз ин марди бадхоҳ ёбад газанд,

Намонад бари ин размгаҳ зинда кас,
Туро аз ҳунарҳо забон асту бас».

Инон баргироиду омад чу шер
Ба овардгоҳи ду марди далер.

Нигаҳ кард пайкори ду марди шер,
Хурӯшон чу раъд он ду гурди далер.

Ба Пӯлод гуфт: «Эй сарафроз шер,[*2]
Ба куштӣ гар орӣ мар ӯро ба зер,

Ба ханҷар ҷигаргоҳи ӯ баршикоф,[3]
Ҳунар бояд аз кор карда[*4] на лоф».

Нигаҳ кард Гев андар Афросиёб,
Бад-он хира гуфтору чандин шитоб,

1. М-Наёяд зи дасти ту як.
2. М-савори далер.
3. И-ӯро шикоф.
4. М-бояд кор кардан.

Барангехт аспу биёмад дамон,
Чу бишкаст паймон ҳаме бадгумон.[1]

Ба Рустам чунин гуфт, к-«Эй ҷангҷӯй,
Чӣ фармон диҳӣ кеҳтаронро, бигӯй.

Нигаҳ кун ба кирдори Афросиёб,
Бад-он хира гуфтору чандин[2] шитоб.

Биёмад ҳаме, то дил афрӯзадаш,
Ба куштӣ ҳаме ханҷар омӯзадаш.[3]

Бад-ӯ гуфт Рустам, ки «Ҷангӣ манам,
Ба куштӣ гирифтан дирангӣ манам.

Шуморо чаро бим бошад[4] ҳаме,
Чунин дил ба ду ним бошад[5] ҳаме?

Ҳам акнун сару ёли Пӯлодванд
Ба хок андарорам зи чархи[6] баланд.

В-агар нест ин ҷангро зӯри даст,
Дили ман ба хира чӣ бояд шикаст?

Гар эдун, ки ин ҷодуи бехирад
Зи паймони Яздон ҳаме бугзарад,

Шуморо зи паймон шикастан чӣ бок,
Ки ӯ рехт бар тораки хеш хок?»

---

1. Л-ҳамон
2. Л-Ки ҷои бало диду ҷои.
3. Л-пас аз б. 1391 ин б. омада:
   Чу бишнид гуфтори он наррашер,
   Чунин дод посух ба гурди далер.
4. И-бояд.
5. И-бояд.
6. И-абри.

В-аз он пас биёзид чун шер чанг,
Гирифт он бару ёли ҷангинаҳанг.

Яке зӯр бинмуд, Пӯлодванд
Ба сони чиноре зи ҷо дарбиканд.[1]

Ба гардан бароварду зад бар замин,
Ҳаме хонд[*2] бар кирдигор офарин.

Хурӯше баромад зи эронсипоҳ,
Табиразанон баргирифтанд роҳ.

Ба абр андаромад дами каррной,
Хурӯшидани санҷу ҳиндидарой.[3]

Гумон бурд Рустам, ки Пӯлодванд
Надорад ба тан-бар дуруст эч банд.

Ҳаме[*4] устухони танаш бугсалид,
Рухи ӯ шуда чун гули[5] шанбалид.[6]

Ба Рахши далер андаровард пой,
Бимонд он тани аждаҳоро ба ҷой.

Чу пеши саф омад яли шергир,
Нигаҳ кард, Пӯлод бар сони тир.[7]

---

1. И-б. 1399 нест; Л-барбиканд.
2. М-Ҳаме кард.
3. ТПЗМ - Ки Пӯлодванд аст беҷоншуда,
   Бар он хок чун мор печон шуда.
4. М-Ҳама.
5. Л-рост чун.
6. И-б. 1404 нест:
   ТПМ- Зи тан дур мондаш равону навон,
   Бар ӯ чира шуд паҳлавони ҷаҳон.
   Ҳаме кард Рустам ба ҳар сӯ нигоҳ,
   Ҳам эдун ба турону эронсипоҳ.
7. ТПЗМ - Зи хок андаромад абар пушти зин,
   Ту гуфтӣ ҳаме дарнавардад замин.

Гурезон бишуд пеши Афросиёб,
Дилаш пур зи хуну рухаш пур зи об.

Ҳама хурд дар тан шуда устухон,
Чунон часта[1] аз бими Рустам дамон.[2]

Фитода дар он[3] хоки тира дароз,
Замоне шуда хуш аз[4] он размсоз.

Таҳамтан чу Пӯлодро зинда дид,
Ҳама дашт лашкар пароканда дид.

Дилаш тангтар гашту лашкар биронд,
Ҷаҳондида Гударзро пеш хонд.

Бифармуд, то тирборон кунанд,
Ҳаворо чу абри баҳорон кунанд.

Зи як даст Бежан, зи як даст Гев,
Ҷаҳондида[5] Руҳҳому Гургини нев

Ту гуфтӣ, ки оташ барафрӯхтанд,
Ҷаҳонро ба ханҷар ҳаме сӯхтанд.

Ба лашкар чунин гуфт Пӯлодванд,
Ки «Бе тахту бе ганҷу номи баланд

Чаро сар ҳаме дод бояд ба бод,
Чаро кард бояд ҳаме разм ёд?»

Сипаҳро ба пеш андарафканду рафт,
Зи Рустам ҳаме банди ҷонаш бикафт.

1. Л-хаста.
2. ИМ-б. 1408 нест; Л-равон.
3. ИЛМ-Бихуфт.
4. И-бишуд хуши.
5. Л-Ҷаҳонҷӯй.

## ГУРЕХТАНИ АФРОСИЁБ АЗ РУСТАМ

Чунин гуфт Пирон ба Афросиёб,
Ки «Шуд рӯи гетӣ[1] чу дарёи Об.

Нагуфтам, ки бо Рустами шумдаст
Нашояд бар ин бум эмин нишаст.

Зи хуни ҷавоне, ки буд з-он гузир
Бихастӣ дили мо ба пайкони тир.

Чӣ бошӣ, ки бо ту кас эдар намонд,
Бишуд дев Пӯлоду лашкар биронд.

Ҳамоно, к-аз эрониён сад ҳазор
Фузун асту баргустувонвар савор.

Ба пеш - андарун Рустами шергир,
Замин пур зи хуну[*2] ҳаво пур зи тир.

Зи дарёву дашту биёбону кӯҳ
Сипоҳ андаромад ҳама ҳамгурӯҳ.

Чу мардум намонд, озмудем дев,
Чунин ҷангу пайкору чандин ғирев.

Чу Рустам биёмад, туро пой нест,
Ба ҷуз рафтан аз пеши ӯ рой нест.

Бибояд шудан то бад-он рӯи[3] Чин,
Гар эдун, ки гунҷӣ ба рӯи[4] замин.

1. Л-кишвар.
2. М-душман.
3. Л-ба дарёи.
4. Л---худ андар.

Сипаҳро чунин[*1] сафкашида бимон,
Худу вижагон сӯи дарё бирон».

Сипаҳбад чунон кард, к-ӯ роҳ дид,
Ҳаме даст аз он разм кӯтоҳ дид.

Дурафшаш бимонданд ӯ худ бирафт,
Сӯи Чину Мочин хиромид тафт.

Сипоҳ андаромад ба пеши сипоҳ,
Замин гашт бар сони абри сиёҳ,

Таҳамтан ба овоз гуфт он замон,
Ки «Найза мадореду тиру камон.

Бикӯшеду шамшеру гурз оваред,
Ҳунарҳо зи болову бурз оваред.

Паланг он замон печад аз кини хеш,
Ки нахчир бинад ба болини хеш».

Сипаҳ сар ба сар наъра бардоштанд,
Ҳаме найза бар кӯҳ бугзоштанд.

Чунон шуд дару дашти овардгоҳ,
Ки аз кушта ҷое надиданд роҳ.

Бирафтанд як баҳра зинҳорхоҳ,
Гурезон бирафтанд баҳре ба роҳ.

Шуд аз бешубонӣ рама толу мол,
Ҳама дашт тан буд бе дасту ёл.

Чунин гуфт Рустам, ки «Куштан бас аст,
Замон ҳар замон баҳраи ҳар кас аст.

1. М-ҳама.

Замоне ҳаме бор захр оварад,
Замоне зи тарёк баҳр оварад.

Ҳама ҷомаи разм берун кунед,
Ҳама хубкорӣ ба афзун кунед.

Чӣ бандед дил дар сарои сипанҷ,
Ки дорад гаҳе шоду гоҳе ба ранҷ.

Замоне чу Оҳарман ояд ба ҷанг,
Замоне арӯсе пур аз бӯю ранг.

Беозориву хомӯшӣ баргузин,
Кӣ гӯяд, ки нафрин беҳ аз офарин?»

Биҷуст андар он дашт чизе, ки буд,
Зи симу зару ҷомаи[1] нобисуд.

Саросар фиристод наздики шоҳ
Ғуломону аспону теғу кулоҳ.

В-аз он баҳраи хештан баргирифт,
Ҳама афсару мушку анбар гирифт.

Бубахшид дигар ҳама бар сипоҳ,
Зи чизе ки буд андар он размгоҳ.

Нишон хост аз шоҳи туронсипоҳ,
Зи[*2] ҳар сӯ биҷустанд бероҳу роҳ.

Нишоне надоданд бар хушку об,
На огоҳӣ омад зи Афросиёб.

Ҳама ҷашнгоҳу ҳам айвони ӯй
Ба вайронии он ниҳоданд рӯй.

---

1. И-заррин в-аз гавҳари.
2. М-Ба.

Ҳама шаҳри ободи ӯро бисӯхт,
Ҷаҳоне зи оташ ҳама барфурӯхт.[1]

## БОЗГАШТАНИ РУСТАМ БА ДАРГОҲИ ШОҲ

Зи Туронзамин барниҳоданд рахт,
Силеҳи гаронмояву тоҷу[*2] тахт

Басе ганҷҳоро биҷусту биёфт,
Худу лашкараш сӯи Эрон шитофт[3]

1455 Шутур ёфт чандону чандон гала,
Ки аз борагӣ шуд сипаҳ бегила.

Хурӯш омаду нолаи говдум,[*4]
Ҷарас баркашиданду рӯинахум.[*5]

Сӯи шаҳри Эрон ниҳоданд рӯй,
Сипоҳе бар он гуна бо рангу бӯй.

Чу огоҳӣ омад зи Рустам ба шоҳ,
Хурӯш омад аз шаҳр в-аз боргоҳ.

Аз Эрон табира баромад ба абр,
Ки омад худованди кӯполу кабр.

1460 Яке шодмонӣ буд андар ҷаҳон
Миёни кеҳону миёни меҳон.

Дили шоҳ шуд чун биҳишти барин,
Ҳаме хонд[*6] бар кирдгор офарин.

1. ИЛ-б. 1454 нест.
2. М-ганчу.
3. ИЛ-б. 1454 нест.
4. М-каррной.
5. М-ҳиндидарой.
6. М-кард.

Бифармуд, то пил бурданд пеш,
Бичунбид Кайхусрав аз ҷои хеш.

Ҷаҳоне ба оин шуд ороста,[1]*[2]
Маю руду ромишгарон хоста.[3]*[4]

Ҳама ёли[5] пил аз карон то карон
Пур аз мушк буду маю заъфарон.

Зи афсар сари пилбон пурнигор,
Зи гӯш андаровехта гӯшвор.

Басе[6] заъфарону дирам рехтанд,
Зи бар мушки анбар ҳаме бехтанд.[7]

Таҳамтан чу тоҷи сарафроз дид,
Ҷаҳоне саросар пуровоз дид.

Фуруд омаду бурд пешаш намоз,
Бипурсид Хусрав зи роҳи дароз.

Гирифташ ба оғӯш-дар шоҳ танг,
Чунин то баромад замоне диранг.

Басе офарин хонд шоҳи ҷаҳон
Бар он номвар паҳлавони меҳон.[8]*[9]

---

1. И-барорostанд.
2. М-озин биёростанд.
3. И-хостанд.
4. М-хостанд, М-пас аз б. 1463 ин б.:
   Табира баромад зи ҳар ҷою пой,
   Чу шоҳи ҷаҳон андаромад зи ҷой.
5. И-рӯи.
6. И-Ҳаме.
7. ТПЗ- Ҳама шаҳр овои ромишгарон,
   Нишаста зи ҳар сӯ карон то карон.
8. ИЛ-б. 1470 нест.
9. М-шердил паҳлавон.

Бифармуд, то пилтан барнишаст,
Гирифта ҳама роҳ дасташ ба даст.

Ҳаме гуфт: «Чандин чаро мондӣ,
Ки бар мо зи меҳр[1] оташ афшондӣ?»

Ба шаҳ гуфт Рустам, ки «Мо як замон
Набудем бе ту ба дил шодмон».[2]

Зи раҳ сӯи айвони шоҳ омаданд,
Бад-он номвар боргоҳ омаданд.[3]

Нишаст аз бари тахти зар шаҳрёр,
Ба наздики ӯ Рустами номдор.[4]

Чу Тусу Фарибурзу Гударзу[5] Гев,
Чу Фарҳоду Гургину Руҳҳоми[6] нев.

Сухан гуфт[*7] Кайхусрав аз размгоҳ
В-аз он рангу пайкори туронсипоҳ.

Чунин гуфт Гударз, к-«Эй шаҳрёр,
Суханҳо дароз аст аз ин корзор.

Маю[*8] ҷому ором бояд нахуст,
Пас он гоҳ аз он кор пурсӣ дуруст».

---

1. И-ҳаме.
2. И-б. 1473 нест:
   ТПЗИМ-Чу Тусу Фарибурзу Гударзу Гев,
   Чу Руҳҳому Шедушу Гургину нев -
   Паси шоҳи Эрон ҳаме ронданд,
   Зи баршон ҳаме гавҳар афшонданд.
3. И-б. 1474 нест.
4. Л-б. 1474, 1475 нест.
5. И-Фарибурзу Гударзу Руҳҳому.
6. ИЛМ-нишастанд бо номдорони.
7. М-Бипурсид.
8. М-Ҳаме.

1480 Ниҳоданд хону бихандид шоҳ,
Ки ноҳор будӣ ҳамоно ба роҳ?

Ба хон-бар май оварду ромишгарон,
Ба пурсиш гирифт аз карон то карон.

Зи Афросиёбу зи Пӯлодванд,
Зи куштиву зи тобдода каманд.[1]

Зи Хоқону Комусу аз Ашкбӯс
В-аз он лашкари гашни бо пилу кӯс.[2]

Бад-ӯ гуфт Гударз, к-«Эй шаҳрёр,
Зи модар назояд чу Рустам савор.

1485 Агар деву шер ояд, ар аждаҳо,
Зи чанги дарозаш наёбад[3] раҳо.

Ҳазор офарин бод бар шаҳрёр,
Бавижа бар ин паҳлави номдор!»

Чунон шод шуд з-ин сухан тоҷвар,
Ту гуфтӣ ба кайвон баровард сар.

Чунин дод посух, ки «Эй паҳлавон,
Ҷаҳонгиру[4]*[5] бедору равшанравон,

Касе к-аш хирад бошад омӯзгор,
Нигаҳ дорадаш гардиши рӯзгор.

---

1. ТПЗ - В-аз он размҳое, ки аз пеши он
   Миёни ялон буду кундоварон.
2. ИЛ-б. 1483 нест.
3. Л-набошад.
4. Л-Қавӣ бошу.
5. М-Тӯп шери.

Аз ин паҳлавон чашми бад дур бод,
Ҳама зиндагониш бо сур[1] бод!»

Бибуданд[2] як ҳафта[*3] бо май ба даст,
Аз он шодмон тоҷу тахту[*4] нашаст.

Суханҳои Рустам ба ною ба руд
Бигуфтанд бар паҳлавонӣ суруд.

## БОЗГАШТАНИ РУСТАМ БА СИСТОН

Таҳамтан ба як моҳ наздики шоҳ
Ҳаме буд бо ҷом дар пешгоҳ.

В-аз он пас чунин гуфт бо шаҳрёр,
Ки «Эй пурҳунар хусрави[5] тоҷдор.

Ҷаҳондор бодонишу некхӯст,
Валекин маро чеҳри Зол орзуст».

Дари ганҷ букшод шоҳи ҷаҳон,
Зи пурмоя чизе, ки будаш ниҳон

Зи ёқуту аз тоҷу ангуштарӣ,
Зи дебову аз ҷомаи барбарӣ,

Парастор бо афсару гӯшвор,
Сад аспу сад уштур ба зину ба бор,

Табакҳои заррин пур аз мушку уд,
Ду наълайни заррину ҷуфти амуд,

1. ИЛМ- дар сур.
2. ИЛ-Чунин буд.
3. М-Моҳ.
4. М-ӯ шодмон тахту ҷон.
5. ЛМ-номвар.

Бад ӯ[1] бофта гавҳари шоҳвор,
Чунон чун бувад дархури номдор.[2]

Ба назди Таҳамтан фиристод шоҳ,
Ду манзил ҳаме рафт бо ӯ ба роҳ.

Чу Хусрав ғамӣ шуд зи роҳи дароз,
Фуруд омаду бурд Рустам намоз.

Варо кард падруду з-Эрон бирафт,
Сӯи Зобулистон хиромид тафт.

Саросар ҷаҳон гашт бар шоҳ рост,
Ҳаме гашт[*3] гетӣ бар он сон, ки хост.

Сар овардам ин разми Комус низ,
Дароз асту н-афтод аз ӯ як пашиз.

Гар аз достон як сухан кам будӣ,
Равони маро ҷои мотам будӣ.

Дилам шодмон шуд зи Пӯлодванд,
Ки н-афзуд бар банди пӯлод банд.

Кунун разми Аквон зи ман гӯш дор,
Ки чун буд бо Рустами номдор.[4]

1. И-Бар зар.
2. И-шаҳрёр.
3. М-ронд.
4. И-б. 1508 нест.

# ДОСТОНИ ҶАНГИ РУСТАМ БО АКВОНДЕВ

## ОҒОЗИ ДОСТОН

Ту бар кирдгори равону хирад
Ситоиш гузин, то ки андархурад.

Бубин, эй хирадманди равшанравон,
Ки чун бояд, ӯро ситудан тавон.

Ҳама дониши мо ба бечорагист,
Ба бечорагон-бар бибояд гирист.

Аё фалсафадони[1] бисёргӯй,
Напӯям ба роҳе, ки гӯӣ бипӯй.

Сухан ҳеч беҳтар зи тавҳид нест,
Ба ногуфтану гуфтан Эзад якест.

Туро ҳар чӣ бар чашм-бар бугзарад,
Бигунҷад ҳаме дар дилат бо хирад.[2]

Ту гар сахтаӣ, роҳ санҷида пӯй,
Наёяд ба бун ҳаргиз[*3] ин гуфтугӯй.

Ба як дам задан растӣ аз ҷону тан,
Ҳаме бас бузург оядат хештан.

Ҳаме бугзарад бар ту айёми ту,
Сарое ҷуз ин бошад ороми ту.

Нахуст аз ҷаҳонофарин ёд кун,
Парастиш бар ин ёд бунёд кун,

---

1. И-фалсафамарди.
2. И-б. 5, 6 нест:
   ТПЗ- Чунон дон, ки Яздони некидиҳиш
   Ҷуз он асту з-ин бармагардон маниш.
3. М-В-агарна бипарҳез аз.

К-аз ӯяст гардуни гардон ба пой,
Ҳам ӯяст бар некуӣ[1] раҳнамой.

Ҷаҳон пуршигифт аст, чун бингарӣ,
Надорад касе олати доварӣ,

Ки ҷонат шигифт асту тан ҳам шигифт,
Нахуст аз худ андоза бояд гирифт.

Ва дигар, ки бар сар-т гардонсипеҳр
Ҳаме нав намояд-т ҳар рӯз чеҳр.

Набошӣ бар ин гуфта ҳамдостон,
Ки деҳқон ҳаме гӯяд аз бостон.

Хирадманд, к-ин[2] достон бишнавад,
Ба дониш гиряд, бад-ин награвад.

Валекин чу маъниш ёд оварӣ,
Шавӣ рому кӯтаҳ шавад доварӣ.

Ту бишнав зи гуфтори деҳқони пир,
Агарчи набошад сухан дилпазир.

## ХОСТАНИ ХУСРАВ РУСТАМРО БАРОИ ҶАНГИ АКВОНДЕВ

Сухангӯй деҳқон чунин кард ёд,
Ки як рӯз Кайхусрав аз бомдод

Биёрост гулшан ба сони баҳор,
Бузургон нишастанд бо шаҳрёр

1. ИЛ-неку бад.
2. Л-к-аш.

Чу Гударзу чун Тусу чун Густаҳам,
Чу Барзину Гаршосп аз тухми Ҷам,

Чу Геву чу Руҳҳоми корозмой,
Чу Гургину Харроди фархундарой.[1*2]

Ба ёди шаҳаншоҳ хӯрданд ҷом,
Ба майхӯрдан - андар ҳама шодком.[3]

Чу аз рӯз як[*4] соат андаргузашт,
Биёмад ба даргоҳ чӯбон зи дашт.

Бишуд пеши Хусрав, замин бӯса дод,
Чунин гуфт бо шоҳи фаррухнажод,[5]

Ки «Гӯре падид омад андар гала
Чу деве, ки аз банд гардад яла.

Яке наррашер аст гӯй дижам,
Ҳаме бугсилад ёли аспон зи ҳам.

Ҳамон ранги хуршед дорад дуруст,
Сипеҳраш ба зарроб гӯй бишуст.[6]

Яке[7] баркашида хат аз ёли ӯй,
Зи мушки сияҳ то ба дунболи ӯй.

Саманде баланд аст гӯй ба ҷой,
Ба гирди сурину ба дасту ба пой».

---

1. ТПЗ- Ҳама ёдашон разми Комус буд,
   Зи хоқону Маншуру Фартус буд.
2. М-Никинамой.
3. ИЛ-б. 23 нест.
4. М-нӯҳ.
5. И-б. 25 нест.
6. Л-б. 26-28 нест.
7. Л-Ҳаме.

Бидонист Хусрав, ки он нест гӯр,
Ки барнагзарад гӯр з-аспе ба зӯр.

Ва дигар, ки Хусрав ҷаҳондида буд,
Зи корогаҳон низ бишнида буд,

Ки он чашмае буд, ки Аквондев
Ҷаҳон гашт аз ӯ пурфиғону ғирев,

Ки чӯбон ҳаме дорад он ҷо гала,
Бар оромгаҳ карда будаш яла.

Ба чӯбон чунин гуфт, к-«Ин гӯр нест,
Бидонистам акнун, ту эдар маист».

В-аз он пас ба гурдон чунин гуфт шоҳ,
Ки «Эй паҳлавонони[*1] бофарру ҷоҳ,

Гаве бояд акнун чу шери жиён,
Зи гурдон, ки бандад бад-ин-дар миён».

Нигаҳ кард Хусрав ба ҳар кас басе,
Наёмад зи гурдон писандаш касе.

Нашоист ҷуз Рустами Зол кас,
Ки бошад бад-он кор фарёдрас.

Яке нома бинвишт пурмеҳру дод,
Зи гурдон ба Гургини Милод дод.

Бад-ӯ гуфт Хусрав ба фархундафол,
«Бубар номаи ман бари пури Зол.

Шабу рӯз бояд-т рафтан чу дуд,
Ба Зобулситон-дар набояд ғунуд.

1. М-номдорони.

Дурудаш деҳ аз ман фаровон ба меҳр,
Бигӯяш, ки бе ту мабодо сипеҳр!

Чу бархонад ин нома, з-он пас бигӯй,
Ки фарри ман аз туст, эй номҷӯй.

Яке рӯй бинмову хез, эдар ой,
Чу нома бихонӣ, ба Зобул мапой».

Бурун рафт Гургин чу боди дамон,
Ва ё ҳамчу гӯре,[*1] ки тарсад зи ҷон.

Чу омад ба Зобул бари номдор,
Бад-ӯ дод он номаи шаҳрёр.[2][*3]

Таҳамтан чу бишнид фармони шоҳ,
Гурозон биёмад бад-он боргоҳ.

Бибӯсид хок аз бари тахти ӯй,
Ҳаме офарин хонд бар бахти ӯй.

Чунин[*4] гуфт: «Шоҳо, маро хостӣ,
Кунун омадам, то чӣ оростӣ.

Миён бастаам, то чӣ фармон диҳӣ,
Ки ҷуфти ту бодо меҳиву беҳӣ».

Чу Хусрав варо дид, бинвохташ,
Бар он хусравӣ гоҳ[*5] биншохташ.

---

1. М-чун гавазне.
2. ТПЗМ-Ба ҷои б. 47 ин б. омада:
   Чу наздикии Зобулистон расид,
   Сипеҳри ялонро пиёда бидид.
   Ба наздики ӯ рафту бурдаш намоз,
   Бипурсид Рустам зи роҳи дароз.
3. М-б. 47 нест.
4. М-Бад-ӯ.
5. М-бари хеш бар тахт.

Ба Рустам чунин гуфт, к-«Эй паҳлавон,
Ҳамеша бизӣ шоду равшанравон.

Маро рӯз фаррух ба дидори туст,
Ҳама бахтам аз ҷони бедори туст.

Яке кор пеш омад, эй пилтан,
Туро хостам з-ин бузург анҷуман.

Ба фармони ман гар надорӣ ту ранҷ,
Бубандӣ миён аз паи тоҷу ганҷ.

Чунин гуфт чӯбон, ки гӯре яла
Падид омад андар миёни гала».

Чунон чун шунид ӯ зи чӯбон сухун,
Бигуфт ӯ ба Рустам зи сар то ба бун.[1]

«Кунун, эй Таҳамтан, мар[2] ин[3] ранҷ низ
Ба пайкор бар хештан санҷ низ.

Бирав, хештанро нигаҳ дор аз ӯй,
Магар бошад Оҳармани кинаҷӯй».

Чунин гуфт Рустам, ки «Бо бахти ту
Натарсад парастандаи тахти ту.

Чи[4] деву чи[5] шеру чи[6] нараждаҳо,
Зи шамшери тезам наёбад раҳо.

---

1. ИЛ-б. 32-58 нест.
2. ИЛ-ба Рустам чунин гуфт.
3. Л-к-ин.
4. ИЛ-Зи.
5. ИЛ-зи.
6. ИЛ-зи.

## ҶУСТАНИ РУСТАМ ДЕВРО

Бурун шуд ба нахчир чун наррашер,
Каманде ба даст, аждаҳое ба зер.

Ба даште куҷо дошт чӯбон гала,
Бад-он ҷо гузар дошт шери[*1] яла.

Се рӯзаш ҳаме ҷуст аз он марғзор,
Ҳаме кард бар гирди аспон[2] шикор.

Чаҳорум бидидаш гурозон ба дашт,
Чу боди шимолӣ бар ӯ баргузашт.

Дурахшанда заррин яке бора буд,
Ба чарм-андарун зишт патёра буд.

Барангехт Рустам таковар зи ҷой,
Чу танг андаромад, дигар шуд ба рой.

Чунин гуфт, к-инро набояд фиканд,
Бибояд гирифтан ба хамми каманд.

Набояд-ш кардан ба ханҷар табоҳ,
Бар инсон-ш зинда барам назди шоҳ.

Бияндохт Рустам каёнӣ каманд,
Ҳаме хост, к-орад сарашро ба банд.

Чу гӯри диловар камандаш бидид,
Шуд аз чашми ӯ ногаҳон нопадид.[3]

Бидонист Рустам, ки ин нест гӯр,
Або ӯ кунун чора бояд, на зӯр.

---

1. М-деви.
2. И-дар гирди он ҷо.
3. ТПЗЛ - Чу бод аз хами хоми Рустам биҷаст,
Бихоид Рустам ҳаме пушти даст.

Ҷуз Аквондев он нашояд будан,
Бибояд-ш аз бод теғе задан.

Зи доно шунидам, ки ин ҷои ӯст,
Шигифт он ки бистонад аз гӯр пӯст.

Ба шамшер бояд кунун чора кард,
Давонидани хун бар он зарри зард.

Ҳамон гаҳ падид омад аз дашт боз,
Сипаҳбад барангехт он тунд тоз.

Камонро ба зеҳ карду аз боди асп
Бияндохт тире чу озаргушасп.

Ҳамон, к-ӯ[*1] камони каӣ[2] баркашид,
Дигарбора шуд гӯр аз ӯ нопадид.

Ҳаме тохт асп андар он паҳндашт,
Чу як[3] рӯзу як[4] шаб бар ӯ баргузашт.

Ба обаш гирифт орзу, ҳам ба нон,
Сар аз хоб бар кӯҳаи зин занон.

Чу бигрифташ аз оби равшан шитоб,
Ба пеш омадаш чашмае чун гулоб.

Фуруд омаду Рахшро об дод,
Ҳам аз мондагӣ чашмро хоб дод.[5]

1. М-чун.
2. И-Чу Рустам камони каён.
3. ЛМ-се.
4. ЛМ-се.
5. ТПЗ - Камандаш ба бозуву бабри баён,
Танаш андар он танг баста миён.

Зи зини каёниш букшод танг,
Ба болин ниҳод он ҷуноғи хаданг.

Чарогоҳи Рахш омаду ҷои хоб,
Намадзин бияфканд дар пеши об.

## АНДОХТАНИ АКВОНДЕВ РУСТАМРО БА ДАРЁ

Чу Аквонаш аз дур хуфта бидид,
Яке бод шуд, то бад-ӯ даррасид.

Замин гирд бубриду бардошташ,
Зи ҳомун ба гардун барафрохташ.

Ғамӣ гашт Рустам, чу бедор шуд,
Сари пурхирад пур зи тимор шуд.

Або хештан гуфт[*1] деви палид
Яке дом чунин маро густарид.

Дареғо дилу зӯру ин ёли ман,
Ҳамон захми шамшеру кӯполи ман.

Ҷаҳоне аз ин кор гардад хароб,
Барояд ҳама коми Афросиёб.

На Гударз монад, на Хусарв, на Тус,
На тахту кулоҳу на пилу на кӯс.

Бад ояд ҷаҳонро аз ин кори ман,
Чунин тира, к-ӯ кард бозори ман.

Кӣ хоҳад аз ин деви вожуна кин?
Кас ӯро наёяд ҳамоле чунин.[2]

1. М-Чунин гуфт Рустам, ки.
2. Л-б. 89-94 нест.

Чу Рустам бичунбид бар хештан,
Чунин гуфт Аквон, ки «Эй пилтан!

Яке орзу кун, ки то аз ҳаво,
Куҷо[1] ояд акнун фикандан ҳаво?[2]

Сӯи обат андозам, ар сӯи кӯҳ?
Куҷо хоҳӣ афтод дур аз гурӯҳ?»

Чу Рустам ба гуфтори ӯ бингарид,
Тан андар[3] кафи деве вожуна дид.

Чунин гуфт бо дил гави пилтан,
Ки аз чора беҳ нест дар ҳар сухан.[4]

Кунун ҳар чи гӯям-ш, ҷуз он кунад,
На савганд донад, на паймон кунад.

Гар эдун, ки гӯям ба дарё фикан,
Ба кӯҳ афканад бадгуҳар аҳриман.

Ба кӯҳам занад, то шавам рез-рез,
Бад-он то барояд зи ман растахез.[5]

Яке чора бояд кунун сохтан,
Ки рояш ба об ояд андохтан.[6]

1. ИМ-Куҷост.
2. И-раво; Л-Куҷо бояд афгандан акнун туро.
3. ЛМ-Ҷаҳон дар.
4. ТПИЛ - Гар андозадам гуфт, бар кӯҳсор,
Тану устухонам наёяд ба кор.
5. ТП-ба ҷои б. 101, 102 ин б. омада:
Агар гӯям ӯро, дар обам фикан,
Зи коми наҳангон бисозам кафан.
Кунун бо ман ин деви вожуна тез
Ба кӯҳ афканад, то шавам рез-рез.
6. Л-б. 100-103 нест; И-б. 102, 103 нест.

Чунин дод посух, ки «Донои Чин
Яке достоне задаст андар ин

Ки дар об ҳар к-ӯ барояд-ш ҳуш,
Ба мину набинад равонаш суруш.

Бимонад ба зорӣ равонаш ба ҷой,
Хиромаш наёбад[1] ба дигар сарой.

Ба дарё набояд, ки андозиям,[2]
Кафан синаи моҳиён созиям.[3*4]

Ба кӯҳам дарандоз, то бабру шер
Бубинанд чанголи марди далер».

Зи Рустам чу бишнид Аквондев,
Баровард бар сони дарё[5] ғирев.

«Ба ҷое бихоҳам фикандант,-гуфт,-
Ки андар ду гетӣ бимонӣ нуҳуфт».

Чу гуфт ин сухан деви вожунаҷӯй,
Зи даст он гаҳе Рустами ҷангҷӯй[6]

Ба дарёи жарф андар андохташ,
Чунон чун шунидаш, дигар[*7] сохташ.

Ҳамин, к-аз ҳаво сӯи дарё расид,
Сабук теғи тез аз миён баркашид.

1. И-наёяд; Л-набошад.
2. Л-Ба дарё беҳ ояд (ки) андозиям.
3. Л-созадам.
4. М-б. 107 нест.
5. И-тундур.
6. И-б. 111 нест.
7. М-Кафан синаи моҳиён.

Наҳангон, ки[1] карданд оҳанги ӯй,
Бибуданд саргашта[2] аз ҷанги ӯй.

Ба дасти чапу пой кардӣ шиноҳ,[3]
Ба дигар зи душман ҳаме ҷуст роҳ.

Зи кораш наёмад замоне диранг,
Чунин бошад он, к-ӯ бувад марди ҷанг.

Агар монадӣ кас ба мардӣ ба пой,
Замона паи ӯ набурдӣ зи ҷой.

Бидон, к-инчунин[4] аст гарданда даҳр,
Гаҳе нӯш бор оварад,[5] гоҳ заҳр.

Зи дарё ба мардӣ ба як сӯ кашид,
Баромад ба хушкиву ҳомун бидид.

Ситоиш гирифт офаринандаро,
Раҳонанда аз бад тани бандаро.

Баросуду букшод банд аз миён
Бари чашма бинҳод бабри баён.

Каманду силеҳаш чу бифканд нам,
Зиреҳро бипӯшид шери дижам.

Бад-он чашма омад, куҷо хуфта буд,
Бад-ӯ деви бадгавҳар ошуфта буд.

Набуд Рахши рахшон дар он марғзор,
Ҷаҳонҷӯй шуд тунд бо рӯзгор.

---

1. И-чу.
2. И-Бибурданд саргашта.
3. ИМ-кард ошноҳ.
4. ИЛ-Валекин чунин.
5. ИЛ-ёбанд аз ӯ.

Барошуфту бардошт зину лагом,
Бишуд бар паи Рахш ношодком.[1]

Пиёда ҳаме рафт ҷӯён шикор,
Ба пеш андаромад яке марғзор.

Ҳама бешаву[*2] обҳои равон,
Ба ҳар ҷой дурроҷу қумрӣ навон -

Галадори аспони Афросиёб
Ба беша-дарун сар ниҳода ба хоб.

Дамон Рахш бар[3] бодпоён чу дев
Миёни гала баркашида ғирев.

Чу Рустам бидидаш, каёнӣ каманд
Бияфканду[4] сар-ш андаромад ба банд.

Бимолидаш аз гарду зин барниҳод,
Зи Яздони некидиҳиш кард ёд.

Лагомаш ба сар барзаду барнишаст,
Бар он тезшамшер бинҳод даст.

Гала он куҷо буд, яксар биронд,
Ба шамшер-бар номи Яздон бихонд.

Галадор чун бонги аспон шунид,
Саросема аз хоб сар баркашид.

Саворон, ки буданд бо ӯ, бихонд,
Бар аспи сарафрозашон барнишонд.

---

1. ТПЗ- Чунин аст расми сарои дурушт,
Гаҳе пушти зину гаҳе зин ба пушт.
2. М-Бад-ӯ андарун.
3. Л-бо.
4. Л-Бияндохту.

Гирифтанд ҳар кас каманду камон,
Бад-он то кӣ бошад чунин бадгумон.

Кӣ ёрад бад-ин марғзор омадан,
Ба наздики чандин савор омадан?

Пас - андар саворон бирафтанд гарм,
Ки бар шери ҷангӣ бидарранд чарм.

Чу Рустам шитобандагонро бидид,
Сабук теғи кин аз миён баркашид.

Биғуррид чун шер, баргуфт ном,
Ки «Ман Рустамам, пури Дастони Сом».

Ба шамшер аз эшон ду баҳра бикушт,
Чу чӯбон чунон дид, бинмуд пушт.

Гурезону Рустам пас - андар дамон,
Ба бозу фиканда ба зеҳ-бар камон.

## ОМАДАНИ АФРОСИЁБ БА ДИДОРИ АСПОНИ ХЕШ ВА КУШТАНИ РУСТАМ АКВОНДЕВРО

Чу бод аз шигифтӣ ҳам андар шитоб
Ба дидори асп омад Афросиёб.

Або бодаву руду гурдон ба ҳам,
Бад-он то кунад бар дил андеша кам.

Ба ҷое, ки ҳар сол чӯбон гала
Бар он дашти пуроб кардӣ яла.

Чу наздики он марғзорон расид,
Аз аспону чӯбон нишоне надид.

Якояк хурӯшидан омад зи дашт,
Ҳаме асп бар асп бармегузашт.[1]

Зи хоки паи Рахш бар саркашон
Падид омад аз дур пайдо нишон.

Шитобон ҳаме тохт чӯбони пир
Саросемаву зор хаста ба тир.[2]

Чу чӯбон бари шоҳи Турон расид,
Бигуфт аз шигифтӣ, ҳар он ч-аш бидид,

Ки «Танҳо гала бурд Рустам зи дашт,
Зи мо кушт бисёру худ баргузашт».[3]

Зи туркон баромад басе гуфтугӯй,
Ки танҳо ба дашт омад ин киначӯй.

Бипӯшид бояд якояк силеҳ,
Ки ин кори мо баргузашт[4] аз мазеҳ.

Чунон хор гаштему зору забун,
Ки як тан сӯи мо гирояд ба хун.

Ҳаме нанги ин бугзарад бар гала,
Нашояд чунин кор кардан яла.

Сипаҳдор бо чор пилу сипоҳ
Паси Рустам - андар гирифтанд роҳ.

---

1. ИЛ-якдигар баргузашт.
2. ИМ-б. 149 нест.
3. И-андаргузашт:
   ТПЗ- Чу бишнид Афросиёб ин сухан,
   Бад-ӯ тоза шуд рӯзгори куҳан.
4. И-даргузашт.

Чу гаштанд наздик, Рустам камон
Зи бозу бурун карду омад дамон.

Бар эшон буборид чун жола меғ,
Чи тир аз камону чи пӯлод теғ.

Чу афканда шуд шаст, гурди[*1] далер
Ба гурз андаромад зи шамшеру тир.

Чиҳил дигар аз номдорон бикушт,
Ғамӣ шуд сипаҳдору бинмуд пушт.

Аз ӯ бистад он чор пили сапед,
Шуданд он сипоҳ аз ҷаҳон ноумед.

Паси пушташон Рустами гурздор -
Ду фарсанг бар сони абри баҳор,

Ҳама гурз борид ҳамчун тагарг,
Ҳаме чок-чок омад аз хӯду тарг.

Чу баргашту бардошт пилу рама,
Буна ҳар чи омад ба чангаш ҳама.

Чу омад гурозон бари чашма боз,
Дили ҷангҷӯяш шуда ҷангсоз.

Дигарбора Аквон бад-ӯ бозх(в)ард,
«Нагаштӣ, - бад-ӯ гуфт, - сер аз набард?

Бирастӣ зи дарёву чанги наҳанг,
Ба дашт омадӣ боз печон ба ҷанг?[*2]

Бубинӣ ту акнун ҳамон рӯзгор,
Ки дигар наҷӯӣ ҳаме корзор».

1. М-марди.
2. М-ҳамчу ғурронпаланг.

Таҳамтан чу бишнид гуфтори дев,
Баровард чун шери ҷангӣ ғирев.

Зи фитрок букшод печон каманд,
Бияфканду[*1] омад миёнаш ба банд.

Бупечид бар зину гурзи гарон,
Бароҳехт чун путки оҳангарон.

Бизад бар сари дев чун пили маст,
Сару мағзу пояш ба ҳам даршикаст.[*2]

Фуруд омаду обгун ханҷараш
Бароҳехт,[3] бубрид аз тан[4] сараш.

Ҳаме хонд бар кирдгор офарин,
К-аз ӯ дид[*5] пирӯзии рӯзи кин.

Ту мар девро мардуми бад шинос,
Касе, к-ӯ надорад зи Яздон сипос.

Ҳар он, к-ӯ гузашт аз раҳи мардумӣ,
Зи девон шумар, машмараш з-одамӣ.

Хирад, к-ӯ бад-ин гуфтаҳо натравад,
Магар нек маъниш менашнавад.

Гар он паҳлавоне бувад зӯрманд,
Ба бозу ситабру[6] ба боло баланд,

1. М-Дарафканду.
2. М-Ба як.
3. ЛМ-Бароҳехту.
4. ИЛМ-ҷангӣ.
5. М-ёфт.
6. ИЛ-қавиву.

Гавон хону Аквондеваш махон,
Абар паҳлавонӣ бигардон забон.

Чӣ гӯӣ ту, эй хоҷаи солх(в)ард,
Чашида зи гетӣ басе гарму сард.

Кӣ донад, ки чандин нишебу фароз
Ба пеш орад ин рӯзгори дароз.

Таги[1] рӯзгор аз дарозӣ, ки ҳаст,
Ҳаме бугзаронад суханҳо зи даст.[*2]

Кӣ донад, к-аз ин гунбади тезгард
Дар ӯ[3] сур чанд асту чанде[4] набард?

## БОЗГАШТАНИ РУСТАМ БА ЭРОНЗАМИН

Чу бубрид Рустам сари дев паст,
Бар он бораи пилпайкар нишаст.

Ба пеш андаровард яксар гала,
Буна ҳар чӣ карданд туркон яла.

Ҳаме рафт бо пилу бо хоста
В-аз ӯ шуд ҷаҳон яксар ороста.

Зи раҳ[5] чун ба шоҳ омад ин огаҳӣ,
Ки баргашт Рустам або[6] фарраҳӣ,

Аз эдар миёнро бад-он кард банд,
Ки то[7] гӯр гирад ба хамми каманд.

1. Л-Яке.
2. М-Ҳаме бишканад гардани пили маст.
3. ИЛ-Дари сур.
4. Л-чандин; И-чанд аз.
5. И-В-аз ӯ.
6. И-бад-ин.
7. И-Куҷо.

Кунун деву пил омадасташ ба чанг,
Ба хушкиш пилу[1] ба дарё наҳанг.

Наёбад гузар шер аз теғи ӯй,
Ҳамон деву ҳам мардуми киначӯй.[2]

Пазира шуданро бисёрост шоҳ,
Ба сар барниҳоданд гурдон кулоҳ.

Дурафши шаҳаншоҳ[3] бо каррной
Бибурданд бо жандапилу дарой.[4]

Пазира шудандаш дамодам сипоҳ,
Бад-он шодмонӣ ҷаҳондор шоҳ.

Чу Рустам дурафши сарафроз шоҳ
Нигаҳ кард, к-омад пазира ба роҳ,[5]

Фуруд омаду хокро дод бӯс,
Хурӯши сипоҳ омаду бӯқу кӯс.[6]

Нишастанду ҳезум ҳаме сӯхтанд.
Яке хики май доштанд, он замон

---

1. И-хушкӣ палангу.
2. ИЛ-чангҷӯй.
3. И-сипаҳдор.
4. И-б. 191, 192 нест.
5. И - Чу Рустам сару тоҷи Хусрав бидид,
Фуруд омад аз аспу андардавид.
6. ТПЗИМ-Ниҳодаш сари номварро ба хок,
Ҳаме гуфт, эй хусрави тобнок!
Ба пеши яке бандаи кеҳтаре
Пазира наёмад чу ту меҳтаре.
Бавижа яке бандаи кеҳтарон
Манам шоҳро аз нажоди каён.
Бар ӯ офарин кард Хусрав ба меҳр,
Ки бо теғи ту ёр бодо сипеҳр.
Надорад замона чу ту низ ёд,
Ҳамеша будӣ ҷони мо аз ту шод.

Пиёда шудандаш зи лашкар сарон,
Шаҳаншоҳ бар зин бияфшурд рон.

Сари саркашон, меҳтари тоҷбахш
Бифармуд, то барнишинад ба Рахш.[1]

В-аз он ҷо ба айвони шоҳ омаданд,
Кушодадилу некхоҳ омаданд.

Бар эрониён-бар гала бахш кард,
Нишастангаҳи хештан Рахш кард.

Фиристод пилон бари пили шоҳ,
Ки бар пил шерон нагиранд роҳ[2]*[3]

Яке[4] ҳафта айвон биёростанд,
Маю руду ромишгарон хостанд.

Ба май Рустам ин достон баркушод,
Зи Аквон ҳаме кард бар шоҳ ёд,

Ки «Гӯре ба хубӣ надидам чун ӯй
Бад-он ёлу он китфу[5] он рангу бӯй.

Чу шамшер бидрид[6] бар тан-ш пӯст,
Бар ӯ-бар набахшуд душман, на дӯст.

Сараш чун сари пилу мӯяш дароз
Даҳон пур зи дандонҳо чун гуроз.

---

1. ТПЗЛ- Таҳамтан ба Рахш андаромад чу кӯҳ,
Равон гашту бо ӯ равон шуд гурӯҳ.
2. И-Ҳамон ҳар чӣ буд аз дари боргоҳ.
3. М-Худованди тоҷу худованди гоҳ.
4. Л-Чу як.
5. ИМ-сарфарозиву.
6. И-Чу ханҷар бидаррид.

Ду чашмаш сапеду лабонаш сиёҳ,
Танашро набоист[*1] кардан нигоҳ.

Бад-он зӯру он тан набошад ҳаюн,
Ҳама дашт аз ӯ шуд чу дарёи хун.

Сараш кардам аз тан ба ханҷар ҷудо,
Чу борон аз ӯ хун шуд[2] андар ҳаво».

Аз ӯ монд Кайхусрав андар шигифт,
Чу бинҳод ҷом, офарин баргирифт.

Бар он, к-ӯ чунин паҳлавон офарид,
Касе ин шигифтӣ ба гетӣ надид,

Ки мардум бувад[3] худ ба кирдори ӯй,
Ба мардиву болову дидори ӯй.

Ҳаме гуфт: «Агар кирдгори сипеҳр
Надодӣ маро баҳра аз доду меҳр.

Набудӣ ба гетӣ чунин кеҳтарам,[*4]
Ки ҳазмон бад-ӯ пилу дев ишкарам».

Ду ҳафта бар он гуна буданд шод,
Зи бигмоз в-аз базм карданд ёд.

Се дигар Таҳамтан чунин кард рой,
Ки пирӯзу шодон равад[5] боз ҷой.

1. М-намонд.
2. Л-Аз ӯ хун ҳамерафт.
3. Л-Набошад чунин.
4. М-чокарам.
5. ИЛ-шавад.

«Маро бӯяи Золи[1] Сом аст, - гуфт, -
Чунин орзуро нашояд нуҳуфт.

Шавам зуду оям ба даргоҳ боз,
Бибояд дигар[*2] кинаро кард соз,

Ки кини Сиёвуш ба аспу гала
Нашояд чунин хор кардан яла».

Дари ганҷ букшод шоҳи ҷаҳон,
Гаронмоя гавҳар, ки будаш ниҳон,

Биёварду пур кард ҷоме зи ганҷ
Ба зарбофта ҷомаи шоҳ панҷ.

Ғуломони румӣ ба зарринкамар,
Парастандагон низ бо тавқи зар,

Зи густурданиҳову аз тахти оҷ,
Зи дебову динору пирӯза тоҷ.[3]

Ба наздики Рустам фиристод шоҳ,
Ки ин ҳадя бо хештан бар ба роҳ.

Як имрӯз бо мо бибояд будан
В-аз он пас ҳаме рои рафтан задан.

Бибуданду хӯрданд бо ҳам набид,
Ба шабгир ҷуз рои рафтан надид.

Ду фарсанг бо ӯ бишуд шаҳрёр,
Ба падруд кардан гирифташ канор.

1. И-орзу Золи.
2. М-ҳаме.
3. Л-б. 220, 222 нест.
*2 Бибуду бипаймуд чанде.

Чу бо роҳ Рустам ҳамовоз гашт,
Сипаҳдор аз он ҷойгаҳ боз гашт.

Ҷаҳон пок бар меҳри*[1] ӯ гашт рост,
Ҳаме гашт гетӣ бад-он сон, ки хост.

Бар ин гуна гардад ҳаме чархи пир,
Гаҳе чун камон асту гоҳе чу тир.

Аз ин кори Аквон сухан шуд ба сар
Або паҳлавон Рустами номвар.[2]*[3]

Кунун разми Бежан бигӯям, ки чист,
К-аз он размяксар бибояд гирист.[4]

1. М-дасти.
2. Л-пурҳунар:
   ТПЗЛ- Ситоиш кунам Эзади покро,
   Ки гӯёву бино кунад хокро.
   Ба мӯре диҳад молиши наррашер,
   Кунад пашша бар пили ҷангӣ далер*.
   Кунун, з-ин сипас разми Бежан бувад,
   Ба назди гурозон-ш рафтан бувад.
   * Л- Ба ҷои ду байти аввал ин б. омада:
   Тамомӣ бигуфтам зи Аквондев,
   Ба фармони Яздону кайҳонхидев.
3. Або Рустами паҳлави номвар.
4. И-б. 230-231 нест.

# ДОСТОНИ БЕЖАН БО МАНИЖА

## ОҒОЗИ ДОСТОН

Шабе чун шаба рӯй шуста ба қир,
На баҳром пайдо, на кайвон, на тир.

Дигаргуна ороише кард моҳ,
Басечи гузар кард бар пешгоҳ.

Шуда тира андар сарои диранг,
Миён карда борику дил карда танг.

Зи тоҷаш се баҳра шуда лоҷвард,
Сипарда ҳаворо ба зангору гард.[1]*[2]

Сипоҳи шаби тира бар дашту роғ,
Яке фарш*[3] афканда чун парри зоғ.

Чу пӯлоди зангорхӯрда сипеҳр
Ту гуфтӣ, ба қир андарандуда чеҳр.

Намудам зи ҳар сӯ ба чашм аҳриман,
Чу мори сияҳ боз карда даҳан.

Ҳар он гаҳ ки барзад яке боди сард,
Чу зангӣ барангехт з-ангишт гард.[4]*[5]

Чунон гашт боғу лаби ҷӯйбор,
Куҷо мавҷ хезад зи дарёи қор.

Фурӯ монда гардуни гардон ба ҷой,
Шуда суст хуршедро дасту пой.

---

1. ИЛ-зангоргард.
2. М-б. 4 нест.
3. М-хилъат.
4. И-б. 5-8 нест.
5. М-к-аз ангишт бар кард.

Замин зери[1] он чодари қиргун,
Ту гуфтӣ, шудастӣ ба хоб - андарун.

Ҷаҳонро дил аз хештан пурҳарос,
Ҷарас баргирифта[*2] нигаҳбони пос.

На овои мурғу на ҳаррои дад,
Замона забон баста аз неку бад.[3]

Набуд ҳеч пайдо нишебу фароз,
Дилам танг шуд з-он диранги дароз.

Дар он тангӣ-андар бичастам зи ҷой,
Яке меҳрубон будам андар сарой.

Хурӯшидаму хостам з-ӯ чароғ,
Даромад[*4] бути меҳрубонам ба боғ.

Маро гуфт: «Шамъ аз чӣ бояд ҳаме,
Шаби тира хобат наояд ҳаме?[5]

Бад-ӯ гуфтам: «Эй бут, наям марди хоб,
Биёвар яке шамъ чун офтоб.

Бинеҳ пешаму базмро соз кун,
Ба чанг ор[6] чангу май оғоз кун.[7]

Бирафт он бути меҳрубонам зи боғ,
Биёвард рахшанда шамъу чароғ.

1. ИЛ_андар.
2. М-баркашида.
3. И-б. 12, 13 нест.
4. М-Биёмад.
5. Л-б. 16, 17 нест.
6. Л-Замоне зи чангу.
7. И-б. 18-19 нест.

Май оварду нору турунҷу биҳӣ,
Зидуда яке ҷоми шоҳаншаҳӣ.

Гаҳе май гусориду гаҳ чанг сохт,
Ту гуфтӣ, ки Ҳорут найранг сохт.

Дилам бар ҳама ком пирӯз кард,
Шаби тира ҳамчун гаҳи рӯз кард.

Маро меҳрубон ёр бишнав чӣ гуфт,
Аз он пас, ки гаштем бо ҷом ҷуфт.

Маро гуфт он моҳи хуршедчеҳр,
Ки «Аз ҷони ту шод бодо сипеҳр.[1]

Бипаймой май, то яке достон
Зи дафтар барат хонам аз[*2] бостон,

Ки чун гӯшат аз гуфти ман ёфт бархӯ,
Шигифт андар ӯ монӣ аз кори чарх.

Пур аз чораву меҳру найрангу ҷанг
Ҳама аз дари марди фарҳангу санг».[3]

Бад-он сарвбун гуфтам: «Эй моҳрӯй,
Маро имшаб ин достон бозгӯй».[4]

Маро гуфт, к-«Аз ман сухан бишнавӣ,
Ба шеър орӣ аз дафтари паҳлавӣ».

---

1. И-б. 22-25 нест.
2. М-Фурӯ хонам аз дафтари.
3. И-б. 27-28 нест.
4. ТПЗМ - Зи неку бади чархи носозгор,
Ки орад ба мардум зи ҳар гуна кор,
Надонад касе роҳу сомони ӯй,
На пайдо бувад дарду дармони ӯ.

Бигуфтам: «Биёр эй маҳи хубчеҳр,[*1]
Бихон достону бияфзой меҳр.

Магар табъи шӯрида букшоядам,
Шаби тира з-андеша хоб оядам.

Зи ту табъи ман гардад[*2] ороста,
Аё меҳрубон ёри пероста.[3]

Чунон чун зи ту бишнавам дар ба дар,
Ба шеър[4] оварам достон сар ба сар.[5]

Бигӯям, пазирам зи Яздон[*6] сипос,
Аё меҳрубон ҷуфти некишинос».

Бихонд он бути меҳрубон достон
Зи дафтар навишта гаҳи бостон.

Ба гуфтори[*7] шеърам кунун гӯш дор,
Хирад ёд дору ба дил ҳуш дор.[8]

## ДОДХОҲИИ ИРМОНИЁН АЗ ХУСРАВ

Чу Кайхусрав омад ба кин хостан,
Ҷаҳон сози нав хост оростан.[*9]

---

1. М-Эй бути меҳрчеҳр.
2. М-гашт табъи ман.
3. ТПЗМ - Чу гӯӣ ба ман боз пӯшида роз,
   Маро табъи носоз гардад басоз.
4. Л-назм.
5. И-б. 31-34 нест.
6. М-Ба шеър ораму ҳам пазирам.
7. М-оғозӣ.
8. И-б. 36-37 нест.
9. М-Пеш аз б. 38 ин б. омада:
   Ба номи худованди гардонсипеҳр,
   Худованди тиру худованди меҳр.

Зи Туронзамин гум шуд он тахту гоҳ,
Баромад ба хуршед-бар тахти шоҳ.

Бипайваст бо шаҳри[1] Эрон сипеҳр,
Бар озодагон-бар бигустард меҳр.[2]

Замона чунон шуд, ки буд аз нахуст,
Ба оби вафо рӯи Хусрав бишуст.

Ба ҷӯе, ки як бор[*3] бугзашт об,
Насозад хирадманд аз ӯ ҷои хоб.

Зи гетӣ ду баҳра бар ӯ гашт рост,
Ки кини Сиёвуш ҳаме бозхост.

Ба бигмоз биншаст як рӯз шод,
Зи гурдони лашкар ҳаме кард ёд.

Ба дебо биёроста гоҳ шоҳ,
Ниҳода ба сар-бар зи гавҳар кулоҳ.

Яке ҷоми ёқут пурмай ба чанг,
Дилу гӯш дода ба овои чанг.

Бузургон нишаста ба ромиш ба ҳам:
Фарибурзи Ковус бо[4] Густаҳам;

Чу Гударзу Кашводу Фарҳоду Гев,
Чу Гургини Милоду Шопури нев;

Шаҳи нӯзарон Туси лашкаршикан,
Чу Харроду[5] чун Бежани размзан

1. Л-шоҳи.
2. И-б. 40 нест.
3. М-рӯз.
4. И-Чу Тусу чу Гударзу чун.
5. ИМ-Руҳҳом.

Ҳама бодаи хусравонӣ ба даст,
Ҳама паҳлавонони хусравпараст.

Май андар қадаҳ чун ақиқи Яман,
Ба пеш - андарун дастаи[1] настаран.

Паричеҳрагон пеши Хусрав ба пой,
Сари зулфашон бар суман мушксой.

Ҳама базмгаҳ пур зи рангу нигор,
Камар баста дар пеши солори бор.

Зи парда даромад яке пардадор,
Ба наздики солор шуд ҳушёр.

Ки бар дар бипоянд ирмониён,
Сари марзи Эрону турониён.

Ҳаме роҳ ҷӯянд наздики шоҳ,
Зи роҳи дароз омада додхоҳ.

Чу солори ҳушёр бишнид, тафт[2]
Бари гоҳи[3] Хусрав хиромиду рафт.[4]

Бигуфт, он чӣ бишниду фармон гузид,
Ба пеш - андар овардашон, чун сазид.

Бирафтанд яксар ба наздики[*5] шоҳ,
Ғиревону гирёну фарёдхоҳ.[6]

1. ИМ-лолаву.
2. ИМ-рафт.
3. И-Ба даргоҳи.
4. ИМ-тафт.
5. М-фармони.
6. ИЛ-б. 59 нест.

Ба каш карда дасту заминро ба рӯй
Бирафтанд[1] зорикунон пеши ӯй,

Ки «Эй шоҳи пирӯз, ҷовид зӣ,
Ки худ ҷовидон зиндагиро сазӣ.

Зи шаҳре ба дод[2] омадастем дур,
Ки Эрон аз ин рӯю з-он рӯй[3]*[4] Тур,

Куҷо Хони Ирмон-ш хонанд ном,
Зи ирмониён назди Хусрав паём,

Ки нӯша[*5] бизӣ, шоҳ, то ҷовидон,
Ба ҳар кишваре дастрас бар бадон!

Ба ҳар ҳафт кишвар туӣ шаҳрёр,
Зи ҳар бад ту бошӣ ба ҳар шаҳр ёр.

Сари марзи Турон дари шаҳри мост,
Ба як рӯз аз эшон ба мо-бар балост.

Сӯи шаҳри Эрон яке беша буд,
Ки моро бад-он беша андеша буд.

Чи моя бад-он - андарун киштзор,
Дарахте баровар ҳама мевадор.

Чарогоҳи мо буду бунёди мо,
Аё шоҳи Эрон, бидеҳ доди мо!

Гуроз омад акнун фузун аз шумор,
Гирифт он ҳама бешаву марғзор.[6]

1. ИМ-Сипарданд.
2. И-шаҳри дароз.
3. И-сар в-аз он сар-ш.
4. М-сӯву з-он сӯӯш.
5. М-Анӯша.
6. ЛМ-ҷӯйбор.

Ба дандон чу пилон, ба тан ҳамчу кӯҳ
В-аз эшон шуда шаҳри[1] Ирмон сутӯҳ.

Ҳам аз чорпову ҳам аз киштманд
Аз эшон ба мо-бар чӣ моя газанд.

Дарахтони кишта, ки дорем ёд,
Ба дандон ба ду нима карданд шод.

Напояд ба дандонашон санги сахт,
Магармон ба як бор баргашт бахт».

Чу бишнид гуфтори фарёдхоҳ,
Ба дарди дил андар бупечид шоҳ.

Бар эшон бубахшуд Хусрав бадард,
Ба гурдони гарданкаш овоз кард,

К-«Аз ин номдорону гурдони[*2] ман
Кӣ ҷӯяд ҳаме ном дар анҷуман?

Шавад сӯи он бешаи хукх(в)ард
Ба номи бузургу ба нангу[3] набард.

Бибуррад сари он гурозон ба теғ,
Надорам аз ӯ ганҷу гавҳар дареғ».

Яке хони заррин бифармуд шоҳ,
Ки бинҳод ганҷур дар пешгоҳ.

Зи ҳар гуна гавҳар бад-ӯ рехтанд.
Ҳама як ба дигар баромехтанд.

1. Л-халқи.
2. М-Ки эй номдорону мардони.
3. И-бузургиву нанги.

Даҳ асп овариданд зарринлагом,
Ниҳода бар ӯ Доғи Ковус ном.

Ба дебои румӣ[1] биёростанд,
Пас аз анҷуман номвар хостанд.

Чунин гуфт пас шаҳрёри замин,
Ки «Эй номдорони[*2] боофарин,

Кӣ донад яке ранҷи[3] ман ранҷи хеш
В-аз он пас кунад ганҷи ман ганҷи хеш?»

Кас аз анҷуман ҳеч посух надод,
Магар Бежани Геви фаррухнажод.

Ниҳод аз миёни гавон пеш пой,
Абар шоҳ кард офарини Худой,

Ки «Ҷуз ту мабинод[*4] айвони ту,
Ба гетӣ пароканда[*5] фармони ту![6]

Ман оям ба фармон бар ин кор пеш,
Зи баҳри ту дорам тану ҷони хеш».

Чу Бежан чунин гуфт, Гев аз карон
Нигаҳ карду он кораш омад гарон.

Нахуст офарин кард мар шоҳро,
Ба Бежан намуд он гаҳе роҳро.

---

1. И-саросар.
2. М-паҳлавонон.
3. И-хоҳад ба озарми.
4. М-хурраму бувад гоҳу.
5. М-даво дод.
6. ТП - Манам гӯшдода ба фармони ту,
   Ба гетӣ пароканда паймони ту.

Ба фарзанд гуфт: «Ин ҷавонӣ чарост?
Ба нерӯи хеш ин гумонӣ чарост?

Ҷавон арчи доно бувад бо гуҳар,
Абе озмоиш нагирад ҳунар.

Баду нек ҳар гуна бояд кашид,
Зи ҳар шӯру талхӣ бибояд чашид.

Ба роҳе, ки ҳаргиз нарафтӣ, мапӯй,
Бари шоҳ хира мабар оби рӯй».

Зи гуфти падар Бежан ошуфт[*1] сахт,
Ҷавонмарди ҳушёру бедорбахт.

Чунин гуфт, к-«Эй боби пирӯзгар,
Ту бар ман ба сустӣ гумоне мабар.

Ту ин гуфтаҳо аз ман андарпазир,
Ҷавонам ба кирдору дар рой[2] пир.

Сари хукро бугсилонам зи тан,
Манам Бежани Геви лашкаршикан».

Чу Бежан чунин гуфт, шуд шоҳ шод,
Бад-ӯ офарин карду фармон-ш дод.

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «Эй пурҳунар,
Ҳамеша туӣ пеши ҳар бад сипар.

Касеро куҷо чун ту кеҳтар бувад,
Зи душман битарсад, сабуксар бувад».

Ба Гургини Милод гуфт он гаҳе,
Ки «Бежан ба Ирмон надонад раҳе.

1. М-пас барошуфт.
2. ИЛМ-валекин ба андеша.

Ту бо ӯ бирав бо сутуру наванд,[*1]
Ҳамаш роҳбар бошу ҳам ёрманд».

## РАФТАНИ БЕЖАН БА ҶАНГИ ГУРОЗОН

В-аз он пас бисечид Бежан ба роҳ,
Камар басту бинҳод бар сар кулоҳ.

Биёвард Гургини Милодро,
Ҳамоварду ҳамрӯзи фарёдро.

Бирафт аз дари шоҳ бо юзу боз,
Ба нахчир кардан ба роҳи дароз.

Ҳаме рафт чун шер[2] кафафканон,
Сари гӯру оҳу зи тан барканон.

Зи чанголи юзон ҳама дашт ғурм,
Дарида бару дил пур аз доғ гурм.

Ҳама гардани гӯр хамми каманд,
Чи Бежан, чи Таҳмураси девбанд?

Тазарвон ба чанголи боз - андарун,
Чакон аз ҳаво бар суманбарг хун.

Бад-ин сон ҳама роҳ бугзоштанд,
Ҳама роҳро[3] боғ пиндоштанд.

Расиданд он ҷо, ки он беша буд
В-аз он шоҳи гурдон пурандеша буд.[4]

1. М-то сари оббанд.
2. ИЛ-пил.
3. Им-даштро.
4. ИЛ-б. 113 нест.

Чу Бежан ба беша барафканд чашм,
Бичӯшид хунаш бар ӯ-бар зи хашм.

Гурозон, гурозон на огоҳ аз ин,
Ки Бежан ниҳодаст бар бӯр зин.[1]

Чу омад ба наздики беша фароз,
Ҳаме ҷуст ҳар сӯй ҷанги гуроз.[2]

Ба Гургини Милод гуфт: «Андар ой
В-агар на ба як сӯ бипардоз ҷой.[*3]

Чу ман бо гуроз андароям ба тир,
Бирав то[*4] ба наздики он обгир.

Бад-он гаҳ ки аз беша хезад хурӯш,
Ту бардор гурзу ба ҷой ор ҳуш.

Ҳар он, к-ӯ биёбад зи чангам раҳо,
Ба як захм аз тан сараш кун ҷудо».[5]

Ба Бежан чунин гуфт Гургини гав,
Ки «Паймон на ин буд бо шоҳи нав.

---

1. Гирифтанд як модагӯри гарон.
   Бикарданд яксар бар оташ кабоб,
   Бихӯрданду карданд рои шароб.
   Кушоданд бар бода даст он замон,
   Бибуданд як бо дигар шодмон.
   Чу шуд чеҳра бар ҳар ду тан пуршароб,
   Талаб кард Гургин яке ҷои хоб.
   Бад-ӯ гуфт Бежан маро хоб нест,
   Махусп, эй бародар, замоне биист.
   Ки то бештар кор муҳкам кунем,
   Дили шоҳ аз ин разм беғам кунем.
2. Л-б. 116 нест.
3. М-б. 116, 117 нест.
4. М-Ту рав то ту гуфтӣ, ки гетӣ бар, ӯ.
5. ИЛ-б. 120 нест.

Ту бардоштӣ гавҳару симу зар,
Ту бастӣ мар ин размгаҳро камар,[1]

Кунун аз ман ин[2] ёрмандӣ махоҳ,
Ба ҷуз он ки бинмоямат ҷойгоҳ».[3]

Чу Бежан шунид ин сухан, хира шуд,
Ҳамон чашмаш аз рӯи вай тира шуд.

Ба беша даромад[4] ба кирдори шер,
Камонро ба зеҳ кард марди[5] далер,

Чу абри баҳорон биғуррид сахт,[6]
Чу борон фурӯ рехт барги[7] дарахт.

Бирафт аз паси хук чун пили маст,
Яке ханҷари обдода ба даст.

Ҳама ҷангро пеши[8] ӯ тохтанд,
Заминро ба дандон барандохтанд.[9]

Гурозе биёмад чу Оҳармано,
Зиреҳро бидаррид бар Бежано.

Чу суҳони пӯлод бар санги сахт
Ҳаме суд дандони худ[10] бар дарахт.

---

1. И - Бад-он бо ту моро фиристод шоҳ,
Ки ёри ту бошам ба бероҳу роҳ.
2. И-Ба ман ҷангро.
3. Л-б. 123 нест; И-ҷою роҳ.
4. И-пеш андаромад.
5. -гурди.
6. ИМ-Чу раъди баҳорон хурӯшид сахт.
7. Л-барг аз.
8. Л-сӯи.
9. ТПЗИМ - Зи дандон ҳаме оташ афрӯхтанд,
Ту гуфтӣ, ки гетӣ ҳамесӯхтанд.
10. Л-дандон ӯ.

Барангехтанд оташи корзор,
Баромад ҳаме дуд аз он марғзор.

Бизад ханҷаре бар миёни бараш,
Баду нима шуд пилтан пайкараш.

Чу рӯбаҳ шуданд он дадони далер,
Тан аз теғ пурхун,[*1] дил аз ҷанг сер.

Сароншон ба ханҷар бибуррид паст,
Ба фитроки шабранги саркаш бубаст,

Ки дандонашон пеши[2] шоҳ оварад,
Тани бесароншон ба роҳ оварад.

Ба гурдони Эрон намояд ҳунар,
Зи хукони ҷангӣ ҷудо карда сар.

Ба гурдон барафканд ҳар як чу кӯҳ,
Шуда говмеш аз кашидан сутӯҳ.

## ФИРЕБ ДОДАНИ ГУРГИН БЕЖАНРО

Бадандеш Гургини шӯридаҳуш,
Ба як сӯ ба беша даромад хамӯш.

Ҳама беша омад ба чашмаш кабуд,
Бар ӯ офарин карду шодӣ намуд.

Ба дил-ш андаромад аз он кор дард,
Зи бадномии хеш тарсид мард.

Дилашро бупечид аҳримано,
Бадӣ сохтан хост бар Бежано.

1. М-хаста.
2. ЛМ-назди.

Сиголиш чунон буд, набишта чунин,[*1]
Накард эч ёд аз ҷаҳонофарин.

Касе, к-ӯ ба раҳ барканад жарф чоҳ,
Сазад, гар кунад хештанро нигоҳ.[2]

Зи баҳри фузуниву аз баҳри ном,
Ба роҳи ҷавоне бигустард дом.

Ба Бежан чунин гуфт, к-«Эй паҳлавон,[*3]
Дили корзору хирадро равон,[4]

Барояд туро инчунин кор чанд
Ба нерӯи Яздону бахти баланд.

Кунун гуфтаниҳо бигӯям туро,
Ки ман чанд раҳ будаам эдаро -

Чи[*5] бо Рустаму Геву бо Густаҳам,[*6]
Чи бо Туси Нӯзар, чи бо Гуждаҳам.[*7]

---

1. М-ҷуз ин.
2. И-ниҳад бар буни чоҳ гоҳ.
3. М-б. 145 нест.
4. ТПЗМ- Набуд Бежан огаҳ зи кирдори ӯй,
Ҳаме рост пиндошт гуфтори ӯй.
Чи хӯрданд аз он сурхмай андаке,
Ба Гургин нигаҳ кард Бежан яке.
Бигуфташ, ки «Чун дидӣ ин ҷанги ман,
Тавонад касе ҷустан оҳанги ман?»
Бад ӯ-гуфт Гургин, ки «Эй хубрӯй!».
Ба гетӣ надидам чу ту ҷангҷӯй».
Дили Бежан аз гутфи ӯ шод гашт,
Надонист, к-аш дил чу пӯлод гашт.
Бихӯрданд бода ду-се ҳар касе,
Бикарданд бозиву шодӣ басе.
Пас он гоҳ Гургин ба Бежан бигуфт,
Ки аз шермардит мондам шигифт.
5. М-Або.
6. Газдаҳам.
7. М-Густаҳам.

Чи моя ҳунарҳо бад-ин паҳндашт
Бикардему гардун[*1] бар он баргузашт.

Куҷо номи мо з-он баромад баланд,
Ба наздики Хусрав шудем арҷманд.

Яке ҷашнгоҳ аст аз эдар на дур,
Ба дурӯза роҳ андароянд ба Тур.

Яке дашт бинӣ ҳама сурху зард,
К-аз ӯ шод гардад дили родмард.[2]

Ҳама бешаву боғу оби равон,
Яке ҷойгоҳ аз дари паҳлавон -

Замин парниёну ҳаво мушкбӯй,
Гулоб аст гӯӣ магар оби ҷӯй.

Хам оварда аз бор шохи саман,
Санам шуд гулу гашта булбул шаман.

Хиромон ба гирди гулон-бар[*3] тазарв,
Хурӯшидани булбул аз шоҳи сарв.

Аз ин пас кунун то на бас рӯзгор-
Шавад чун биҳишт он лаби[*4] ҷӯйбор,[5]

Паричеҳра бинӣ ҳама дашту кӯҳ,
Ба ҳар сӯ ба шодӣ нишаста гурӯҳ.

Манижа куҷо духти Афросиёб
Дурахшон кунад боғ чун офтоб.

---

1. М-ки кардему чанде.
2. И-дилозод мард.
3. М-гул андар.
4. М-ҳама.
5. И-ҳама марғзор.

Занад хайма з-он гаҳ бад-он марғзор
Або сад канизак ҳама чун нигор.[1]

Ҳама духттуркони пӯшидарӯй,
Ҳама сарвқадду ҳама мушкмӯй.

Ҳама рух пур аз гул, ҳама чашм хоб,
Ҳама лаб пур аз май ба бӯи гулоб.

Ҳама дашт бинӣ биёроста,
Чу бутхонаи Чин пур аз хоста.[2]

Агар мо ба наздики он ҷашнгоҳ
Шавему битозем як рӯз[3] роҳ,

Бигирем аз эшон паричеҳра чанд,
Ба наздики Хусрав шавем арҷманд».

Чу Гургин чунин гуфт, Бежан ҷавон
Биҷунбидаш он гавҳари паҳлавон.[4]

Гаҳе ном ҷуст андар он, гоҳ ком,
Ҷавон буд, ҷавонвор бардошт гом.

## РАФТАНИ БЕЖАН БА ДИДАНИ МАНИЖА — ДУХТАРИ АФРОСИЁБ

Бирафтанд ҳарду ба роҳи дароз
Яке озпеша,[*5] яке кинасоз.

---

1. Л-б. 160 нест.
2. Л-ббб. 163 нест.
3. ИЛ-якрӯза.
4. ТПЗМ - Бигуфто ҳало, ҳин бирав, то равем,
Ба дидори он ҷашни хуррам шавем.
Бар он сон нишастанд он гоҳ зуд,
Бирафтанд аз он сӯ, ки он ҷашн буд.
5. М-ростпеша.

Миёни ду беша ба як рӯз роҳ
Фуруд омад он гурди лашкарпаноҳ.

Дар он марғзорони Ирмон ду рӯз
Ҳаме шод буданд бо бозу юз.

Чу донист Гургин, ки омад арӯс,
Ҳама дашт аз ӯ шуд чу чашми хурӯс.

Ба Бежан пас он достон баркушод
В-аз он ҷашну ромиш ҳаме кард ёд.

Ба Гургин чунин гуфт пас Бежано,
Ки «Ман пештар созам ин рафтано.

Шавам, базмгаҳшон бубинам зи дур,
Ки турониён чун бисечанд сур.[1]

В-аз он ҷо ҳамон гаҳ бупечам инон,
Ба гардун барорам зидудасинон.

Занем он гаҳе рой ҳушёртар,
Шавад дил зи дидор бедортар.[2]

Ба ганҷур гуфт: «Он кулоҳи падар,
Ки дар базмгаҳ барниҳодӣ ба сар,

Ки равшан[*3] шудӣ з-ӯ ҳама базмгоҳ,
Биёвар, ки моро ба базм аст роҳ.

---

1. ТПЗМ - Нахустин яке рӯяшон бингарам,
Бубинам, кӣ ояд ба дил хуштарам.
2. ТПЗМ - Бад-ӯ гуфт Гургин: Бирав шод бош,
Ҳамеша аз андӯҳ озод бош!
Чу бархост Бежан ду рух ҳамчу вард,
Зи баҳри шудан кори худ рост кард.
3. М-рахшон.

Ҳамон тавқи Кайхусраву гӯшвор,
Ҳамон ёраи Гев гавҳарнигор[1]

Бипӯшид рахшанда румӣ қабой,
Ба[2] тоҷ андаровехт парри ҳумой.

Ниҳоданд бар пушти шабранг зин,
Камар хост бо паҳлавонӣ нигин.

Ба асп андаровард пою бирафт,
Ҳаме тохташ то бад-он ҷой тафт.[3]*[4]

Биёмад, чу[5] наздики он[*6] беша шуд,
Дил аз коми[7] хешаш пурандеша шуд.

Ба зери яке сарвбун шуд баланд,
Ки то з-офтобаш набошад[*8] газанд.

Ба наздики он хаймаи хубчеҳр
Биёмад, ба дил-ш андаровехт меҳр.[9]

Ҳама дошт аз овои руду суруд
Равонро ҳаме дод гуфтӣ дуруд.

1. ТПЗЛ - Биёвард ганҷур чунон ки гуфт
Бари Бежани паҳлавон аз нуҳуфт.
2. ИЛ-Зи.
3. И-б. 182 нест.
4. М-Хиромон ба наздики он беша тафт.
5. И-ба.
6. М-Чу наздиктар рафту дар.
7. И-кори.
8. М-наёбад.
9. ТПЗМ - Бидошт аспро ҳам бад-он ҷойгоҳ,
Ҳаме кард пинҳон бад-эшон нигоҳ.
Бутон дид чун лӯъбати Қандаҳор,
Биёроста ҳамчу хуррам баҳор.

Чу он хубчеҳра зи хайма ба роҳ
Бидид он рухи паҳлавони сипоҳ,[*1]

Ба рухсорагон чун Суҳайли Яман,
Бунафша дамида ба гирди[*2] суман,

Кулоҳи ҷаҳонпаҳлавон бар сараш,
Фурӯзон зи дебои румӣ бараш.[3]

Ба парда дарун духти пӯшидарӯй,
Биҷӯшид меҳраш бар он меҳрҷӯй.[*4]

Фиристод мар дояро чун наванд,
Ки рав зери он шохи сарви баланд.

Нигаҳ кун, ки он моҳдидор кист,
Сиёвуш магар зинда шуд[5] ё парист?

Бипурсаш, ки чун омадӣ эдаро,
Кӣ овардат эдун бад-ин ҷодаро?

Паризодаӣ, ё Сиёвахшиё,
Ки дилро[6] ба меҳрат ҳаме бахшиё?

Магар хост андар ҷаҳон растахез,
Ки бифрӯхтӣ оташи меҳр тез,

---

1. М-саҳиқадди лашкарпаноҳ.
2. М-гирифта ду барги.
3. И-пас аз б. 189 ин б. омада:
   Манижа зи хайма яке бингарид
   Бад-он сарвбун, рӯи Бежан бидид,
   Бимонд аз накӯрӯи Бежан шигифт,
   Дилаш меҳри Бежан чунин баргирифт.
4. М-хуршедрӯй.
5. Л-гумонам, ки ҳаст.
6. -дилҳо.

Ки ман[*1] солиён то бад-ин марғзор,
Ҳаме ҷашни нав созам андар баҳор.[2]

Бар ин ҷашнгаҳ-бар надидем кас,
Туро бинам,[3] эй сарви озоду бас.

Бигӯяш, ки ту мардумӣ ё парӣ,
Бар ин ҷашгнаҳ-бар ҳаме бугзарӣ.

Надидам чу ту ҳеч,[4] эй моҳрӯй,
Чӣ номӣ туву аз куҷоӣ,[5] бигӯй?[6]

Чу доя[*7] бари Бежан омад фароз,
Бар ӯ офарин карду бурдаш намоз.

Паёми Манижа ба Бежан бигуфт,
Ду рухсори Бежан чу гул баршукуфт.

Чунин гуфт худкома Бежан бад-ӯй,
Ки «Ман, эй фиристодаи хубгӯй,[8]

Сиёвуш наям, на[9] паризодагон,
Аз Эронам, аз шаҳри озодагон.

Манам Бежани Гев, аз Эрон ба ҷанг
Ба разми[10] гуроз омадам тезчанг.

1. М-то.
2. ИМ-Ҳаме ҷашн созам бар ин навбаҳор.
3. ИЛ-дидам.
4. И-Надидем ҳаргиз чу ту.
5. ИМ-Ту акнун кадомӣ, чӣ номӣ.
6. ТПЗМ - Чу бишнид доя зи духтар паём,
   Сабук рафт, ҳаме зад ба раҳ тез гом.
7. М-В-аз он ҷо.
8. И-чарбгӯй.
9. ЛМ-н-аз; И-не.
10. Л-захми.

Сароншон буридан, фикандам ба роҳ,
Ки дандонҳошон барам назди шоҳ.

Чу з-ин базмгаҳ огаҳӣ ёфтам,
Сӯи Геви Гударз наштофтам,[1]

Магар чеҳраи духти Афросиёб
Намояд маро бахти фаррух ба хоб.[2]

Ҳаме бинам ин дашти ороста,
Чу бутхонаи Чин пур аз хоста.

Агар некроӣ кунӣ, тоҷи зар
Туро бахшаму[3] гӯшвору камар.

Маро сӯи он хубчеҳр оварӣ,
Дилаш бо ман-андар ба меҳр оварӣ».

Чу Бежан чунин гуфт, шуд доя боз,
Ба гӯши Манижа расонид[*4] роз,

Ки рӯяш чунин асту боло чунин,
Чунин офаридаш ҷаҳонофарин.

Фиристод посух ҳам андар замон,
К-«Ат омад ба даст, он чӣ бурдӣ гумон,

Ки оӣ хиромон ба наздики ман,
Барафрӯзӣ ин ҷони торики ман.

---

1. И-Бар ин ҷойгаҳ зуд биштофтам.
   ТМ- Сабук роҳи ин беша бардоштам,
   Пурандеша ин роҳ бугзоштам.
2. ТПЗМ - Гарам ту бар ин кор ёвар бувӣ,
   Ба ту бахшам ин ҷомаи хусравӣ.
   Зи ман ёбӣ ин ҷоми гавҳарнигор,
   Зи гавҳар бад-ӯ андарун гӯшвор.
3. И-бахшам аз.
4. М-сароид.

Ба дидори ту чашм равшан шавад,[1]
Дару дашту[2] хиргоҳ гулшан шавад».[3]

Фиристода омад ҳамон раҳнамой,
Дилу гӯши Бежан ба посух сарой.[4]

## ОМАДАНИ БЕЖАН БА ХАЙМАИ МАНИЖА

Намонд он замон ҷойгоҳи сухун,
Хиромид аз сояи сарвбун.

Сӯи хаймаи духти Афросиёб[5]
Пиёда ҳаме гом зад бошитоб.[6]

Ба парда даромад чу сарви баланд,
Миёнаш ба зарринкамар карда банд.

Манижа биёмад, гирифташ ба бар,
Кушод аз миёнаш каёнӣ камар.

Бипурсидаш аз роҳу аз кору соз,[7]
Ки бо ту кӣ омад ба ҷанги гуроз?[8]

Чаро инчунин қадду ин рӯю бурз
Биранҷонӣ, эй хубчеҳра, ба гурз?

Бишустанд пояш ба мушку гулоб,
Гирифтанд аз он пас ба хӯрдан шитоб.

1. ИЛМ-кунам.
2. ИЛ-Бад-ин дашт.
3. ИЛМ-кунам.
4. И-Ба посух дили Бежан омад гирой.
5. ИЛМ-озодахӯй.
6. ИЛМ-б-орзӯй.
7. ИЛ-роҳ в-аз корвон.
8. ИЛ-ҷанг аз гавон.

Ниҳоданд хону хуриш гунагун,
Ҳаме сохтандаш фузунӣ фузун.[1]

Нишастангаҳи руду май сохтанд,
Зи бегона хиргаҳ бипардохтанд.

Парастандагон истода ба пой,
Або барбату чанги ромишсарой.

Ба дебо замин карда товусранг,
Зи динору дебо[*2] пушти паланг.

Чӣ аз мушку анбар, чӣ ёқуту зар
Саропарда ороста сар ба сар.

Маи солхӯрда ба ҷоми булӯр
Бароварда бо Бежани Гев зӯр.

Се рӯзу се шаб шод буда шод ба ҳам,
Гирифта бар ӯ хобу мастӣ ситам.

## БУРДАНИ МАНИЖА БЕЖАНРО БА КОХИ ХУД

Чу ҳангоми рафтан фароз омадаш,
Ба дидори Бежан ниёз омадаш.

Манижа чу Бежан дижамрӯй монд,
Парастандагонро бари хеш хонд.

Бифармуд, то доруи ҳушбар
Парастанда омехт бо нӯш - бар.

1. ИЛ-Ҳаме сохтанд аз гумонӣ фузун.
2. М-хиргаҳ.

Бидоданд, чун хӯрд, шуд мард маст,
Абе хештан сар-ш бинҳод паст.[1]

Иморӣ бисечиду рафтан[*2] ба роҳ
Мар он хуфтаро андар он ҷойгоҳ -

Зи як сӯ нишастангаҳи комро,
Дигар сӯй аз баҳри оромро.

Бигустард кофур бар ҷои хоб,
Ҳаме рехт бар чӯби сандал гулоб.

Чу омад ба наздики шаҳр-андаро,
Бипӯшид бар хуфта-бар чодаро.

Нуҳуфта ба кох андаромад ба шаб,
Ба бегонагон ҳеч накшод лаб.

Ба айвон биёросташ ҷои хоб,
Ба бедории Бежан омад шитоб.

Дарафканд доруи ҳушаш ба гӯш,
Бад-он, то ба ҷои худ ояд-ш ҳуш.[3]

Чу бедор шуд Бежану ҳуш ёфт,
Нигори суманбар дар оғӯш ёфт.

Ба айвони Афросиёб-андаро,
Або моҳрӯе ба болин саро.

---

1. И-пас аз б. 234 ин б. омада:
   Яке маҳди шоҳона аз чӯби соҷ,
   Ҳама бандҳо симу пайкар зи оҷ,
   Кашида бар ӯ дебаи парниён,
   Бихуфт андар он Бежани паҳлавон.
2. М-омад.
3. ИЛМ-б. 241 нест.

Бупечид бар хештан Бежано,
Ба Яздон паноҳид[1] з-Аҳримано.

Чунин гуфт, к-«Эй кирдгоро, маро
Раҳоӣ нахоҳад будан з-эдаро.

Зи Гургин бихоҳӣ магар кини ман,
Бар ӯ бишнавӣ дарду нафрини ман,

Ки ӯ буд ин бад маро раҳнамун,
Ҳаме хонд бар ман ҳазорон фусун».

Манижа бад-ӯ гуфт: «Дил шод дор,
Ҳама кори нобударо бод дор.

Ба мардон зи ҳар гуна кор оядо,
Гаҳе базму гаҳ корзор оядо».[2]

Ниҳоданд ҳар ду ба хӯрдан саро,
Ки ҳам дор буд пешу ҳам минбаро.

Зи ҳар хиргаҳе гулрухе хостанд,
Ба дебои чинӣ биёростанд.

Паричеҳрагон руд бардоштанд,
Ба шодӣ шабу[3] рӯз бугзоштанд.

---

1. И-бинолид.
2. И-пас аз б. 249 ин б. омада:
Яке ҷоми май барниҳодаш ба даст,
Ҳаме гуфт, эй шери хусравпараст!
Бихӯр май, махур ҳеч андӯху ғам,
На аз ғам фузунӣ биёяд, на кам.
Ҳанӯз андуҳе н-омада пеш, ту
Чӣ дорӣ ба андӯҳ дил реш ту?!
Агар шоҳ ёбад зи корат хабар,
Кунам ҷони ширин ба пешат сипар.
3. ЛМ-ҳама.

Чу бугзашт як рӯзгор андар ин,[*1]
Пас огоҳӣ омад ба дарбон аз ин.

Касе, к-аз газофа сухан ронадо,
Дарахти балоро биҷунбонадо.

Нуҳуфта ҳама розҳо бозҷуст,
Ба жарфӣ нигаҳ кард кор аз нахуст.

Нигаҳ кард, к-ӯ кист, шаҳраш куҷост,
Бад-ин омадан сӯи Турон чӣ хост.[*2]

Бидонисту тарсон шуд аз ҷони хеш,
Шитобид наздики дармони хеш.

Ҷуз огоҳ кардан надид эч рой,
Давон аз паси парда бардошт пой.

Биёмад бари шоҳи Турон, бигуфт,
Ки духтар-т аз Эрон гузидаст ҷуфт».

Ҷаҳонҷӯй кард аз ҷаҳондор ёд,
Ту гуфтӣ, ки бед аст ҳангоми бод.

Ба даст аз мижа[*3] хуни мижгон бируфт,
Барошуфту ин достон бозгуфт:

«Киро аз паси парда духтар бувад,
Агар тоҷ дорад, бадахтар бувад».

Зи кори Манижа ба хира бимонд,
Қарохони солорро пеш хонд.

1. М-Чу якчанд баугзаштащон инчунин.
2. М-чарост.
3. М-Зи дида ба рух.

Бад-ӯ гуфт: «Аз ин кори нопокзан
Ҳушивор бо ман яке рой зан».

Чунин дод посух Қарохон ба шоҳ,
Ки «Дар кор ҳушёртар кун нигоҳ.

Агар ҳаст, худ ҷои гуфтор нест,
Валекин шунидан чу дидор нест».

Чу посух чунин ёфт Афросиёб,[1]
Зи гуфти Қарохонаш омад шитоб.

Ба Гарсеваз - андар яке бингарид,
К-аз Эрон чӣ дидему хоҳем дид.

Замона чаро бандад ин банди[*2] бад,
Ғами шаҳри Эрону фарзанди бад.[*3]

Бирав бо саворони ҳушёрсар,
Нигаҳ дор мар кохро бому дар.

Нигар, то чӣ бинӣ ба кох-андаро,
Бубанду кашонаш, биёр эдаро.

## БУРДАНИ ГАРСЕВАЗ БЕЖАНРО ПЕШИ АФРОСИЁБ

Чу Гарсеваз омад ба наздики дар,
Зи айвон хурӯш омаду нӯшу[4] х (в) ар.

Ғиревидани чангу бонги рубоб
Баромад зи айвони Афросиёб.

1. И-б. 267 нест.
2. М-Ба гетӣ киро буд чунин рӯзи.
3. М-хвад.
4. И-гиру.
   Л-пас аз б. 274 ин б. омада:
   Саворон гирифтанд гирд - андараш,
   Чу солор шуд сӯи баста дараш.

Саворон дару боми айвони шоҳ
Гирифтану ҳар сӯ бубастанд роҳ.[1]

Чу Гарсеваз он кох дарбаста дид,
Маю ғулғулу нӯши пайваста дид.

Бизад дасту барканд бандаш зи ҷой,
Биҷаст аз дар андар миёни сарой.

Биёмад ба наздики он хона зуд,
Куҷо андар ӯ[*2] марди бегона буд.

Зи дар чун ба Бежан барафканд чашм,
Биҷӯшид хунаш бар ӯ-бар зи хашм.

Дар он хона сесад парастанда буд,
Ҳама бо рубобу набиду суруд.

Чу Бежан нишаста миёни занон,
Ба лаб-бар[*3] маи сурху шодикунон.

Хурӯшид Гарсеваз он гаҳ бадард,[*4]
Ки «Эй хешнашноси нопокмард!

Фитодӣ ба чанголи шери жиён,
Куҷо бурд хоҳӣ ту ҷон з-ин миён?».[5]

Бупечид бар хештан Бежано,
Ки чун разм созам бараҳнатано.

На шабранг бо ман, на раҳвори бур,
Ҳамоно, ки баргаштам имрӯз ҳур.

---

1. И-гиру.
2. М-пеши гаҳ.
3. М-каф-бар.
4. М-Бад-ӯ бонг Гарсеваз аз дур кард.
5. ИЛ-б. 280-282 нест.

Куҷо Геви Гударзи Кашводагон,
Ки сар дод бояд ҳаме ройгон?

Ба[1] гетӣ набинам ҳаме ёр кас,
Ҷуз Эзад маро нест фарёдрас.

Ҳамеша ба як соқи мӯза - дарун
Яке ханҷаре доштӣ обгун.

Бизад дасту ханҷар кашид аз ниём,
Дари хона бигрифту баргуфт ном,

Ки «Ман Бежанам, пури Кашводагон,
Сари паҳлавонону озодагон.

Надаррад касе пӯст бар ман, магар
Ҳаме серӣ ояд танашро зи сар.

В-агар хезад андар ҷаҳон растахез,
Набинад касе пушти ман дар гурез».

Пас он гаҳ ба Гарсеваз[2] овоз кард,[3]
Ки «Бо[*4] ман чунин[5] бахти бад соз кард.

Ту донӣ ниёкону шоҳи маро,
Миёни ялон пойгоҳи маро.

Агар ҷанг созед[*6] ман ҷангро
Ҳамеша бишӯям ба хун чангро.[7]

1. ИМ-Зи.
2. ИЛ-Гаршеваз.
3. И-аз гоҳ овоз кард.
4. М-бар.
5. И-бад ин.
6. М-ҷӯед.
7. И-Ба хун шуста дорам ҳаме ҷангро.

Зи туроние̄н ман бад-ин ханҷаро
Бибуррам фаровон саронро саро.

Гарам назди солори Турон барӣ,
Бихонам бар ӯ достон яксарӣ.

Ту хоҳишгарӣ кун маро з-ӯ ба хун,
Сазад, гар ба некӣ шавӣ[1] раҳнамун».

Нигаҳ кард Гарсеваз[2] оҳанги ӯй,
Ба ҷанг-андарун[*3] тезии чанги ӯй.

Чу донист, к-ӯ ҷанг ҷӯяд ҳаме,
Ба хун рехтан даст шӯяд ҳаме.

Вафо кард бо ӯ ба савгандҳо,
Ба хубӣ бидодаш басе пандҳо.

Ба паймон ҷудо кард аз ӯ ханҷаро,
Ба чарбӣ кашидаш ба банд-андаро.

Саропой бас таш ба кирдори юз,
Чӣ суд аз ҳунарҳо, чу баргашт рӯз?!

Чунин аст гардандаи кӯжпушт,
Чу нармӣ намудӣ, бие̄бӣ дурушт.[4]

Бар он сон ба наздики Афросие̄б
Бибурданд рух зарду дида пуроб.[5]

1. И-бувад.
2. ИЛ-Гаршеваз.
3. М-чу дид андарун.
4. И - Чунин аст ин гунбади лоҷвард,
Надонад ҳаме қадри озодмард.
5. И-пас аз б. 304 ин б. омада:
Чунин аст гарданда кори ҷаҳон,
Ки мотам кунад сур ҳам дар замон.

Чу омад ба наздики шоҳ - андаро
Гави дастбаста[1] бараҳнасаро,[2]

Бад-ӯ офарин кард, к-«Эй шаҳрёр,
Сазад, гар[3] кунӣ ростӣ хостор.

На ман б-орзу ҷустам ин пешгоҳ,
Набуд андар ин кор касро гуноҳ.

Аз Эрон ба ҷанги гуроз омадам,
Бад-ин ҷашни Турон фароз омадам.

Зи баҳри яке бози гумбударо,
Барандохтам меҳану дударо.

Ба зери яке сарв рафтам ба хоб,
Ки то соя дорад маро з-офтоб.

Парие биёмад бигустард пар,
Маро андаровард хуфта ба бар.

Зи аспам ҷудо карду шуд то ба роҳ,
Ки омад ҳаме лашкари духти шоҳ.

Саворон пароканда бар гирди дашт,[4]
Фаровон[*5] имори ба ман баргузашт.

Яке чатри турӣ[6] баромад зи дур,
Гирифта зи ҳар сӯ саворони Тур.

---

1. И-Ду дасташ бубаста.
2. ТПЗМ - Бад ӯ гуфт шоҳ: «Эй бади хирасар!
   Чаро омадастӣ бад-ин буму бар?»
3. ИЛМ-Гар аз ман.
4. Л-дар паҳндашт.
5. М-Зи ҳар сӯ.
6. ИМ-ҳиндӣ.

Яке нав иморӣ буд андар миён,
Кашида бар ӯ чодари парниён.

Бад-ӯ - андарун хуфта буд пайкаре,
Ниҳода ба болин-ш-бар афсаре.

Парӣ як ба як з-Аҳриман кард ёд,
Миёни саворон биёмад[1] чу бод.

Маро ногаҳон дар иморӣ нишонд,
Бар он хубчеҳра фусуне бихонд,

Ки то андар айвони Афросиёб
Нашуд ҳеч бедор чашмам зи хоб.[2]

Гуноҳе маро андар ин буда нест,
Манижа бад-ин кор олуда нест.

Парӣ, бегумон, бахти баргашта буд,
Ки бар ман ҳаме ҷодуӣ озмуд».[3]

Чунин дод посух пас Афросиёб,
Ки «Рӯзи бадат кард бар ту шитоб.

Ту онӣ, к-аз Эрон ба гурзу[4] каманд
Ҳаме разм ҷустӣ ба[5] номи баланд.

Кунун назди ман чун занон баста даст
Ҳаме хоб гӯӣ ба кирдори маст.

1. ИМ-даромад.
2. ТПЗМ - Замоне ба айвон бимондам зи хоб,
Бичунбидаму чашм кардам пур об.
3. И-пас аз б. 300 ин б. омада:
Чу солори Турон шунид ин сухан,
Дилаш гашт пуркину дарди куҳан.
4. И-теғу.
5. ИМ-ҷустиву.

Ба гуфти[1] дурӯғ озмудам ҳаме,
Бихоҳӣ сар аз ман рабудан ҳаме?»

Бад-ӯ гуфт Бежан, ки «Эй шаҳрёр,
Сухан бишнав аз ман, яке ҳуш[*2] дор.

Гурозон ба дандону шерон ба чанг
Тавонанд кардан ба ҳар ҷой ҷанг.

Ялон ҳам ба шамшеру тиру камон
Тавонанд кӯшид бо бадгумон.

Яке дастбаста, бараҳнатано,
Якеро зи пӯлод пероҳано.

Чӣ гуна ҷаҳад шер бе чанги тез,
Агарчанд бошад дилаш пурситез?

Агар шоҳ хоҳад, ки бинад зи ман
Далерӣ намудан бад-ин анҷуман -

Яке асп фармову гурзи гарон,
Гузин кун зи туркон[*3] ҳазорон сарон.

Ба овардгаҳ гар яке з-он ҳазор
Агар зинда монам, ба мардам мадор».

Чу аз Бежан ин гуфта бишнид, чашм
Бар ӯ барфиканду баровард хашм.

Ба Гарсеваз-андар[4] яке[5] бингарид,
Бад-ӯ гуфт, чун ин суханҳо шунид:

1. И-кори.
2. М-гӯш.
3. М-Зи Турон гузин кун
4. Л-Гаршеваз эдар.
5. И-Гаршеваз андар чунон.

«Набинӣ, ки ин бадкуниш Римано,
Фузунӣ сиголад ҳаме бар мано.

Писанда[1] набудаш ҳамин бад, ки кард,
Кунун[2] разм ҷӯяд ба нангу набард.

Бубар ҳамчунин банд бар дасту пой,
Ҳам андар замон з-ӯ бипардоз ҷой.

Бифармой доре задан пеши дар,
Ки бошад зи ҳар сӯ бар ӯ-бар гузар.

Нагунбахтро зинда бар дор кун
В-аз он[3] низ бо мо[4] магардон сухун.

Бад-он то зи эрониён з-ин сипас
Наёрад ба Турон нигаҳ кард кас».

Кашидандаш аз пеши Афросиёб,
Дил аз дард хаста, ду дида пуроб.

Чу омад ба дар Бежани хастадил,
Зи оби[5] мижа пой монда ба гил.

Ҳаме гуфт: «Агар бар сарам кирдгор
Набиштаст мурдан ба бад рӯзгор,[6]

Зи дору зи куштан натарсам ҳаме,[7]
Зи гурдони Эрон[8] битафсам ҳаме.[9]

1. И-Басанда.
2. ИМ-Ҳаме.
3. И-ӯ.
4. И-ман.
5. ИЛМ-хуни.
6. ТПЗЛИМ - Ки номард хонад маро душманам,
Зи нохаста бар дор карда танам.
7. И-кунун.
8. Л-В-аз эрониён ман.
9. И-шудам сарнагун.

Ба пеши ниёкони хусравманиш
Пас аз марг бошад ба ман[1] сарзаниш.[2]

Дареғо, ки шодон шавад душманам,
Барояд ҳама коми дил бар танам.[3]

Дареғо, шаҳаншоҳу дидору Гев,
Дареғо, ки дурам зи гурдони нев.

Аё бод бигзар ба Эронзамин,
Паёме зи ман бар ба шоҳи гузин.[4]

---

1. ИЛ-бар ман бувад.
2. ТПЗИ - Равонам бимонад ҳам эдар ба пой,
Зи шарми падар чун шавад боз ҷой.
3. Л-Чу бинанд бар дори рӯин танам.
ТПЗ - Дареғо ҷавонмардиву номи ман,
Дареғ он хӯру хобу ороми ман.
Дареғо, ки боби ман он паҳлавон,
Бимонад зи ҳиҷрони ман нотавон.
Дареғо, ки аз ман надорад хабар,
Ки мондастам ин ҷой хастаҷигар.
Дареғо, надорад падар огаҳӣ,
Ки Бежан зи ҷон гашт хоҳад тиҳӣ.
Дареғо, ки пажмурд рухсори ман,
Чунин каж чаро гашт паргори ман.
Дареғо, ки ҳамсолу ёрони ман
Чу огаҳ шаванд аз ғами ҷони ман,
Ба дарди дил оваҳ, ки бирён шаванд,
Чу бар ҳоли ман зор гирён шаванд.
Гар эзад ба ман-бар бубахшоядо,
Тани размҷӯям нафарсоядо.
Бубахшад ҷаҳонофарин бар танам,
Шавад зору пурхун дили душманам.
4. ТПЗ- Ба Гударзу Густаҳму Геви далер,
Ба Тусу Фарибурзу Руҳҳоми шер,
Ба гурдони Эрон расонам хабар
В-аз он ҷо ба Кобулситон баргузар.
Ба Рустам расон зуд аз ман хабар,
Бад-он то бубандад ба кинам камар.

Бигӯяш, ки Бежан ба сахтӣ - дар аст,
Танаш зери чанголи шери нар аст.

Ба Гударзи Кашвод аз ман бигӯй,
Ки аз кори Гургин бишуд оби рӯй».

Маро дар балое фиканд ӯ, ки кас
Набинам ҳаме ҳеч фарёдрас.

Ба Гургин бигӯ, эй яли[*1] сустрой,
Чӣ гӯӣ ту бо ман ба дигар сарой?[2]

## ҶОНИ БЕЖАН ХОСТАНИ ПИРОН АЗ АФРОСИЁБ

Бубахшуд Яздон ҷавонишро,
Ба ҳам[*3] баршикаст он гумонишро.

Кананда ҳаме канд ҷои дарахт,
Падид омад аз дур Пирон зи бахт.

Чу Пирони Виса бад-он ҷо расид,
Ҳама роҳ турки камарбаста дид.

---

1. М-саги.
2. И-б. 347-353 нест; Л-б. 351-353 нест
   ТПЗ - Ки ман бо ту мардӣ намудам басе,
   Ки ҳаргиз накардаст кас бо касе.
   Мукофоти онро бадӣ сохтӣ,
   Ба доми бало - андар андохтӣ.
   Гумони ту ин буд, ки ман кори ту
   Бигӯям ба гурдон зи кирдори ту.
   Зи номардии хеш тарсидиё,
   Зи ҷону равонам ту бубридиё.
   Кунун Гев чун ҳоли ман бишнавад,
   Ба соли дароз аз ту менагравад.
   Бурида кунад номат андар ҷаҳон,
   Наёранд гуфтан зи баҳрат меҳон.
   Бинолиду дилро зи ҷон баргирифт,
   Сазад, гар бимонӣ бад-ин дар шигифт.
3. М-Ҳаме.

Яке дор бар пой карда баланд,
Фурӯ ҳишта аз дор печон каманд.

Ба турониён гуфт, к-«Ин дор чист,
Дили шоҳи Турон бар озори кист?»

Бад-ӯ гуфт Гарсеваз:[1] «Ин Бежан аст,
Аз Эрон куҷо[2] шоҳро[*3] душман аст».

Бизад аспу омад бари Бежано,
Ҷигар хаста дидаш, бараҳна тано.

Ду даст аз паси пушт баста чу санг,
Даҳон хушку рафта зи рух обу ранг.

Бипурсиду гуфташ,[*4] ки «Чун омадӣ,
Аз Эрон ҳамоно ба хун омадӣ?»

Ҳама достон Бежан ӯро бигуфт,
Чунон чун расидаш зи бадхоҳ ҷуфт.[5]

Бубахшуд Пирони Виса бад-ӯй,
Фурӯ рехт об аз ду дида ба рӯй.

Бифармуд, то як замонаш ба дор
Накарданду гуфташ: «Ҳам эдар бидор!

Бад-он то бубинам яке рӯи шоҳ,
Намоям бад-ӯ ахтари нек роҳ».[6]

1. ИЛ-Гаршеваз.
2. И-К-аз эрониён.
3. М-Куҷо шоҳро бадтарин.
4. М-гуфто.
5. И-пас аз б. 363 ин б. омада:

Ҳам аз кини Эрон ҳама ёд кард,
Ки бар ҷони ӯ ҳам ба бедод кард.

6. Л-некхоҳ; Л-пас аз б. 366 ин б. омада:

Зи фармони Пирон набудаш гузир,

Бизад аспу Пирони Виса бирафт,
Бари шоҳи Турон хиромид тафт.[1]

Ба кох - андарун шуд[2] парасторваш,
Бари шоҳ-бар даст[3] карда ба каш.

Пиёда давон то ба наздики тахт,
Бар Афросиёб офарин кард сахт.

Ҳаме буд дар[4] пеши тахташ[5] ба пой
Чу[6] дастури покизаи раҳнамой.

Сипаҳдор*[7] донист, к-аз орзуй
Ба пой аст Пирони озодахӯй.

Бихандиду гуфташ: «Чӣ хоҳӣ, бигӯй
Туро бештар назди ман обрӯй.

Агар зар ту хоҳиву гар гавҳаро
В-агар подшоҳиву гар лашкаро.

Надорам дареғ аз ту ман ганҷи хеш,
Чаро баргузинӣ ҳаме ранҷи хеш»?[8]

---

Ҳаме гуфт, к-эй паҳлавони хужир!
Бидорем ӯро ҳам эдар ба пой,
Магар бошадаш паҳлавон некрой.

1. И-б. 367 нест.
2. ЛМ-омад.
3. Л-бо дасти.
4. ИЛ-бар.
5. И-хусрав.
6. И-ба.
7. М-Ҷаҳондор.
8. И - Наорам зи ту ҳар чи хоҳӣ лареғ,
Зи динор в-аз ганҷу кӯполу теғ.

Чу бишнид Пирони хусравпараст,
Заминро бибӯсиду бар пой ҷаст,[1]

Ки ҷовид бодо туро тахту ҷой,
Наёбад ҷуз аз тахти ту бахт ҷой.

Зи шоҳони гетӣ ситоиш турост,
Зи хуршеди тобон ниёиш турост.

Маро ҳар чӣ бояд,[*2] ба бахти ту аст,
Зи аспону мардону нерӯи даст.

Маро орзу[3] аз паи хеш нест,
Кас аз кеҳтарони ту дарвеш нест.

Ман аз падшоҳит ободамо,
Бузургони фархунда бунёднамо.

Ҳаме ғам хӯрам, то ба ороми ман
Напечад касе, гум кунад номи ман.[4]

На[5] ман шоҳро пеш аз ин чанд бор,
Ҳаме додаме панд дар чанд кор?[6]

Ба гуфтори ман ҳеч н-омад фароз,
Бад-он доштам даст аз кор[*7] боз.

---

1. И - Чу бишнид Пирон, бибӯсид тахт,
Яке офарини нав орост сахт.
2. М-хоҳам.
3. ИМ-ин ниёз.
4. ТПЗ- Пас он гаҳ бигуфт: «Эй шаҳи шергир,
Яке панди нек аз ман андарпазир.
Ту ин Бежани номварро макуш,
Ки ҳастӣ яке шоҳи борою ҳуш,
Ки кини Сиёвахш тоза кунӣ,
Ба Турон дигар ҷангу кин афканӣ.
5. ИМ-Ки.
6. И-Ҳаме панд додам зи ҳар гуна кор.
7. М-Аз он корҳо доштам даст

Макуш гуфтамат пури Ковусро,
Ки душман кунӣ Рустаму Тусро.

Сиёвуш, ки ҳаст[1] аз нажоди каён,
Ба меҳри ту баста камар дар миён,[2]

К-аз Эрон ба пилон бикӯбандамон,
Зи ҳам бугсилонанд пайвандамон.[3]

Ба хира бикуштӣ Сиёвушро,
Ба заҳр андаромехтӣ нӯшро.

Фаромӯш кардӣ магар Гевро,
Сари паҳлавон[4] Рустами невро.

Надидӣ бадиҳои эрониён,
Ки карданд бо шаҳри турониён?

Зи Турон ду баҳра ба пои сутур
Сипарданду шуд бахтро об шӯр.

Ҳанӯз он сари теғи Дастони Сом
Ҳамоно насудаст[5] андар ниём,

Ки Рустам ҳаме сар фишонад аз ӯй,
Ба хуршед-бар хун чаконад аз ӯй.

Бар ором-бар кина чӯӣ ҳаме,
Гули заҳр хира бибӯӣ ҳаме.

1. ИЛМ-буд.
2. И-Ба фармони ту танг баста миён.
3. ТПЗ - Басо кас, ки дар кина беҷон кунанд,
Басо кас, ки дар хок пинҳон кунанд.
Басо зан, ки бе шӯй гардад дижам,
Басо шермардон, ки гарданд кам.
4. И-Наҳанге дар он.
5. И-наёсуд.

Агар хуни Бежан бирезӣ, бад-ин
Ба Турон барояд яке гарди кин.[*1]

Хирадманд шоҳиву мо кеҳтаро,
Ту худ чашми[*2] дил боз кун, бингаро.

Нигаҳ кун, к-аз ин бад, ки густордиё,
Або шоҳи Эрон чӣ бар х(в)ардиё?

Ҳамоно ҳаме хостор оварӣ,
Дарахти балоро ба бор оварӣ.

Чу кина ду[3] гардад, надорем пой,
Аё подшоҳи[4] ҷаҳонкадхудой!

Беҳ аз ту надонад касе Гевро,
Наҳанги дижам Рустами невро.

Чу Гударзи Кашводи пӯлодчанг,
Ки ояд[*5] зи баҳри набера ба ҷанг».

Чу барзад бар он оташи тез об,
Чунин посухаш дод[*6] Афросиёб,

Ки «Бежан надонӣ, ки бо мо чӣ кард,
Ба Эрону Турон шудам рӯйзард.

Набинӣ, к-аз ин беҳунар духтарам,
Чӣ расвоӣ омад ба пиронсарам?

1. М-Яке гард хезад зи Туронзамин.
2. М-Ду чашми хирад.
3. И-кин тоза.
4. ИЛМ-паҳлавони.
5. М-Биёяд.
6. М-дод посух пас.

Ҳама номи пӯшидарӯёни ман
Зи парда бигустард бар анҷуман,[1]

К-аз ин нанг то ҷовидон бар дарам
Бихандад ҳама кишвару лашкарам.

Гар[*2] ӯ ёбад аз ман раҳоӣ ба ҷон,
Зи ҳар сӯ кушоянд бар ман забон.

Ба расвоӣ - андар бимонему дард,
Биполоям аз дидагон оби зард».

Басе офарин кард Пирон бар ӯй,
Ки «Эй шоҳи[3] некахтари ростгӯй,

Чунин аст, чун[4] шоҳ гӯяд ҳаме,
Ҷуз аз номи некӯ[*5] наҷӯяд ҳаме.

Валекин бар ин[6] рои ҳушёри ман
Яке бингарад жарф солори ман.

Бубандем ӯро ба банди гарон,
Кучо дору куштан гузинад бар он.

Аз ӯ панд гиранд эрониён,
Набанданд аз ин пас бадиро миён.

Ҳар он, к-ӯ ба зиндони ту баста монд,
Зи девонҳо номи ӯ кас нахонд».

1. И-Бараҳна шуд акнун бари анҷуман.
2. М-чу.
3. И-марди.
4. Л-кучо; И-Чунон аст, к-он.
5. М-некномӣ.
6. Л-аз ин.

Чунон кард солор, к-ӯ рой дид,
Дилаш бо забон шоҳ яктой дид.

Зи дастури покизаи роҳбар
Дурахшон шавад шоҳро гоҳу фар.

## БА ЗИНДОН АФКАНДАНИ АФРОСИЁБ БЕЖАНРО

Ба Гарсеваз[1] он гаҳ бифармуд шоҳ,
Ки банди гарон созу торик чоҳ.

Ду дасташ ба занҷир[2] баркаш ба ғул -
Яке банди румӣ ба кирдори пул.

Бипайванд мисморҳои гарон,
Зи сар то ба пояш бубанд андар он.

Аз он пас[3]*[4] нагун андарафкан ба чоҳ,
Ки[5] бебаҳра гардад зи хуршеду моҳ.

Бубар пилу он санги Аквондев,
Ки аз жарфдарёи кайҳонхидев

Фикандаст бар бешаи Чинситон,
Биёвар, зи Бежан бад-он кин ситон.

Ба пилони гарданкаш[6] он сангро,
Ки пӯшад сари чоҳи Аржангро,

Биёвар сари чоҳ, ӯро бипӯш,
Бимон*[7] то ба зорӣ барояд-ш ҳуш.

1. ИЛ-Гаршеваз.
2. Л-мисмор.
3. Л-Нахустин.
4. М-Пас он гаҳ.
5. Л-Чу.
6. Л-гардункаш.
7. Ҳамон.

В-аз он ҷо ба айвони он беҳунар,
Манижа, к-аз ӯ нанг дорад[*1] гуҳар.

Бирав, бо саворону тороҷ кун,
Нагунбахтро бесару тоҷ кун.

Бигӯ, эй банафрини шӯридабахт,
Ки бар ту назебад ҳаме тоҷу тахт.

Ба нанг аз каён паст кардӣ сарам,
Ба хок андарандохтӣ афсарам.[2]

Бараҳна кашонаш, бубар то ба чоҳ,
Ки дар чоҳ бин, он ки дидӣ ба гоҳ.

Баҳораш туӣ, ғамгусораш ту бош,[3]
Дар ин тангзиндон завораш ту бош».[4]

Хиромид Гарсеваз[5] аз пеши ӯй,
Бикарданд коми бадандеши ӯй.[6]

Кашон Бежани Гев аз пеши дор
Бибурданд баста бад-он чоҳсор.

Зи сар то ба пояш ба оҳан бубаст,
Ба румӣ миёну ба занҷир даст.

---

1. – бинад.
2. ЛМ-гавҳарам.
3. Л-туӣ.
4. Л-туӣ.
   ТПЗ- Бубар зуду ӯро ба Бежан супор,
   Бимон то бимиранд ҳар ду ба зор.
   Маро чашм агар тира гаштӣ ба ҷанг,
   Беҳ астӣ зи дидори ин рӯзи нанг.
5. Л-Гаршеваз.
6. Л-пас аз б. 430 ин б. омада:
   Биёвард санг, он чӣ фармуд шоҳ
   Ба пилони гардункашон то ба чоҳ

Ба пӯлоду хоиски оҳангарон
Фурӯ бурда мисморҳои гарон.

Нагунаш ба ҷоҳ андарандохтанд,
Сари чоҳро санг барсохтанд.

В-аз он ҷо ба айвони он духтараш
Биёвард Гарсеваз[1] он лашкараш.[2]

Ҳама ганҷи ӯро ба тороҷ дод,
Аз ин бадра бистад, бад-он тоҷ дод.

Манижа биёмад ба як чодаро,
Бараҳна ду пову кушода саро.

Кашидаш давон то бад-он чоҳсор,[3]
Ду дида пур аз хуну рух чун баҳор.[*4]

Бад-ӯ гуфт: «Инак туро хону мон,
Заворӣ бар ин баста то ҷовидон».

Чу Гарсеваз аз чоҳи ӯ боз гашт,
Манижа або дард анбоз гашт.[*5]

Ғиревон ҳаме гашт бар гирди дашт,
Чу як рӯзу як шаб бар ӯ баргузашт,

Биёмад хурӯшон ба наздики чоҳ,
Яке дастро андар ӯ кард роҳ.[6]

---

1. Л-Гаршеваз.
2. ТПЗЛ - Хабар чун ба гӯши Манижа расид,
   Шуд аз оби дида рухаш нопадид.
3. Л-Кашидандаш аз пеш то чоҳсор.
4. М-Дил аз дард пурхуну рух ҷӯйбор.
5. М- Ба дарди дил андар Манижа бимонд,
   Зи дил бар ду рух қатраи хун фишонд.
6. И-б. 417-422 нест.

Чу аз кӯҳ хуршед сар барзадӣ,
Манижа зи ҳар дар ҳаме нон чидӣ.

Ҳаме гирд кардӣ ба рӯзи дароз,
Ба сӯрохи чоҳ оваридӣ фароз.

Ба Бежан супурдиву бигристӣ,
Бад-ин шӯрбахтӣ ҳаме зистӣ.[1]

## БОЗРАФТАНИ ГУРГИН БА ЭРОНЗАМИН ВА ДУРӮҒ ГУФТАН ДАР КОРИ БЕЖАН

Чу як ҳафта Гургин бар он ҷо[*2] ба пой
Ҳаме буду Бежан наёмад ба ҷой,

Зи ҳар сӯш пӯён биҷустан гирифт,
Рухонро ба хуноб шустан гирифт.

Пушаймонӣ омад-ш аз он кори хеш,
Ки чун бад сиголид бо[3] ёри хеш.

Бишуд тозиён то бад-он ҷойгоҳ,
Куҷо Бежани Гев гум кард роҳ.[*4]

Ҳама беша баргашту касро надид,
На низ андар он бонги мурғон шунид.

Ҳаме гашт бар гирди он марғзор,
Ҳаме кард ёр андар ӯ хостор.

Якояк зи дур аспи Бежан бидид,[5]
Ки омад аз он ҷӯйборон падид.

1. ТПЗМ - Шабу рӯз бо нолаву оҳ буд,
Ҳамеша нигаҳбони он чоҳ буд.
2. М-ба раҳ бар.
3. Л-бар.
4. М-б. 449 нест.
5. Л-Яке наъра аз аспи Бежан шунид.

Гусиста лагому нагунсор зин,
Фурӯ бурда лафҷу баровარда кин.

Бидонист, к-ӯро табоҳ аст кор,
Ба Эрон наёяд бад-ин рӯзгор.

Агар дор дорад в-агар чоҳу банд,
Зи Афросиёб омадасташ газанд.

Каманд андар афканду баргошт рӯй,
Зи карда пушаймондилу чораҷӯй.[1]

Аз он марғзор аспи Бежан биронд,
Ба хайма дароварду рӯзе бимонд.[*2]

В-аз он ҷо сӯи шаҳри Эрон шитофт,
Шабу рӯз орому хуфтан наёфт.[3*3]

Чу огоҳӣ омад зи Гургин ба шоҳ,
Ки Бежан набудаст бо ӯ ба роҳ.

Нагуфт ин сухан Гевро шаҳрёр,
Бад-он то зи Гургин кунад хостор.

Пас огоҳӣ омад ҳамон гаҳ ба Гев,
Зи гум будани размзан[*4] пури нев.

---

1. Л-чуфтчӯй.
   ЗТПМ – Чу бар буданӣ роҳи будан наёфт,
   Шабу рӯз орому хӯрдан наёфт.
   Ҳаме гуфт чун биспарам роҳро?
   Чи гӯям, чу бинам рухи шоҳро.
2. М-пушаймону дил чуфтчӯй.
3. М-Пас аз б. 557 ин б. омада:
   Ба Эронзамин андаровард рӯй,
   Ҳаме кард бо хештан гуфтугӯй.
4. М-Бежан он.

Зи хона биёмад дамон то ба кӯй,
Дил аз дард хаста, пур аз об рӯй.

Ҳаме гуфт Бежан наёяд ҳаме,
Ба Ирмон надонам чӣ пояд ҳаме.

Бифармуд, то бӯри Кашводро,
Кучо доштӣ рӯз фарёдро,

Бар ӯ барниҳоданд зини ҳаданг,[*1]
Гирифта ба дил Гев кини наҳанг.

Ҳамон гаҳ бад-ӯ андаровард пой,
Ба кирдори бод андаромад зи ҷой.

Пазира шудаш, то кунад хостор,
Ки Бежан куҷо монду чун буд кор.

Ба дил гуфт[2] Гургин бад-ӯ[*3] ногаҳон
Ҳамоно бадӣ сохт андар ниҳон.

Шавам гар набинам рухи Бежанам,
Ҳамон гаҳ сарашро зи тан барканам.

Биёмад чу Гургин, мар ӯро бидид,
Пиёда шуду пешаш андардавид.

Ҳаме гашт ғалтон ба хок-андаро,
Шахуда рухону бараҳна саро.

Бипурсиду гуфт: Эй гузини сипоҳ,
Сипаҳдори Эрону солори шоҳ![4]

1. М-паланг.
2. ИЛ-Ҳаме гуфт.
3. М-магар.
4. И-Нигаҳдори паҳлав, сипаҳдори шоҳ.

Пазира бад-ин роҳ чун омадӣ,
Ки бо дидагон пур зи хун омадӣ?

Маро ҷони ширин набояд ҳаме,
Кунун хортар гар барояд ҳаме.

Ду чашмам ба рӯи ту омад, зи шарм
Биполоям аз дидагон хуни[1] гарм.

Кунун ҳеч м-андеш,[2] к-ӯро ба ҷон
Наёмад газанду бигӯям нишон».

Чу аспи писар дид Гургин ба даст,
Пур аз хоку осема бар сони маст.

Чу гуфтори Гургинаш омад ба гӯш,
Аз асп андарафтоду з-ӯ рафт ҳуш.

Ба хок-андарун шуд сараш нопадид,
Ҳама ҷомаи паҳлавӣ бардарид.

Ҳаме канд мӯй аз сару рӯй пок,
Хурӯшон ба сар-бар ҳаме рехт хок.

Ҳаме гуфт: «Аё кирдгори сипеҳр,
Ту густардӣ андар дилам ҳушу меҳр.

Чу аз ман ҷудо монд[3] фарзанди ман,
Раво дорам, ар бугсилӣ[4] банди ман.

1. Л-оби; ИМ-Ҳаме рӯй шӯям ба хуноби.
2. И-ту маяндеш.
3. И-гашт.
4. И-бугсилад.

Равонам бар он ҷои некон барӣ,
Зи дарди дили ман ту огаҳтарӣ.[1]

Маро худ зи гетӣ ҳамӣ буду[2] бас,
Чӣ андуҳгусору чӣ фарёдрас.

Кунун бахти бад кардаш аз ман ҷудо,
Чунин мондаам дар дами аждаҳо».

Зи Гургин пас[3] он гаҳ сухан бозҷуст,
Ки «Чун буд худ рӯзгор аз[4] нахуст?

Замона ба ҷояш касе[5] баргузид
Ва ё худ зи чашми ту[*6] шуд нопадид?

Зи бадҳо бад ӯ-бар чӣ омад, бигӯй,
Ки афканд банди сипеҳрӣ бад-ӯй?

Чӣ дев омадаш пеш дар марғзор,
Ки ӯро табаҳ карду баргашт кор?

Ту ин аспи бемард чун ёфтӣ?
Зи Бежан куҷо рӯй бартофтӣ?»

Бад-ӯ гуфт Гургин, ки «Боз ор ҳуш,
Сухан бишнаву паҳн букшой гӯш,

Ки ин кор чун буду кирдор чун,
Дар он беша бо хук пайкор чун.

---

1. ИМ-пас аз б. 483 ин б. омада:
   Ба гетӣ маро худ яке пур буд,
   Ҳама (м) пуру ҳам нек дастур буд.
2. Л-ҳамин; И-аз ин номдорон ҳам ӯ буд.
3. И-ҳам.
4. ИЛ-рӯзгори.
5. Л-хокаш ҳаме.
6. М-Яке.

Бидон, паҳлавонову огоҳ бош,
Ҳамеша фурӯзандаи гоҳ бош.

Бирафтем аз эдар ба ҷанги[1] гуроз,
Расидем наздики Ирмон фароз.

Яке беша дидем, карда чу даст,
Дарахтон бурида, чарогоҳ паст.

Ҳама ҷой гашта куноми гуроз,
Ҳама шаҳр монда аз ӯ дар гудоз.[2]

Чу дар ҷанг[3] найза барафроштем,[4]
Ба беша-дарун наъра[5] бардоштем.

Гуроз андаромад ба кирдори кӯҳ,
На як-як, ки ҳар ҷой гашта гурӯҳ.

Бикардем ҷанге ба кирдори шер,
Бишуд рӯзу н-омад дил аз ҷанг сер.

Чу пилон ба ҳам барфикандемашон,
Ба мисмор дандон бикандемашон.

В-аз он ҷо ба Эрон ниҳодем рӯй,
Ҳама роҳ шодону нахчирҷӯй.

Баромад яке гӯр аз он марғзор,
К-аз он хубтар кас набинад нигор.

Ба кирдори гулгуни Гударз мӯй,
Чу хинги шабоҳанги Фарҳод рӯй.

1. И-захми.
2. Л-ниёз.
3. И-мо ҷангӣ.
4. И-баргоштем.
5. И-бонг.

Чу симурғ болу чу пӯлод сум,[1]
Чу шабранги Бежан сару гӯшу дум.[2]

Ба гардан чу шеру ба рафтан чу бод,
Ту гуфтӣ, ки аз Рахш дорад нажод.[3]

Бари Бежан омад чу пиле баланд,
Бар сар-ш андарафканд Бежан каманд.

Фикандан ҳамон буду бурдан ҳамон,
Давон гӯру Бежан пас - андар дамон.

Зи тозидани гӯру гарди савор
Баромад ҳаме дуд аз он марғзор.

Ба кирдори дарё замин бардамид,
Камандафкану гӯр шуд нопадид.

Пай - андар[4] гирифтам ҳама дашту кӯҳ,
Ки аз тохтан шуд самандам сутӯҳ.

Зи Бежан надидам ба гетӣ нишон,
Ҷуз ин асту зин аз пас – андар кашон.

Дилам шуд пуроташ зи тимори ӯй,
Ки чун буд бо гӯр пайкори ӯй.

---

1. И-ёлу чу товус дум.
2. И-Ба сони гавазнон сару гӯшу сум.
3. ТПЗИ - Ту гуфтӣ нигор аст андар баҳор,
   Баҳоре надидам чун ӯ пурнигор.
   Чу Бежан бидид он нигорида гӯр,
   Ба дил-ш - андар афтод аз он гӯр шӯр.
   Барангехт аз ҷой шабрангро,
   Ҳаме паст кардӣ сумаш сангро.
   Чу Бежан ба наздики он гӯр шуд,
   Ту гуфтӣ ба тобандагӣ ҳур шуд.
4. И-Паи вай.

Бимондам фаровон дар он марғзор,
Ҳаме кардамаш ҳар сӯе хостор.

Аз он боз гаштам чунин ноумед,
Ки гӯри жиён буд Деви Сапед».

Чу бишнид Гев ин сухан ҳушёр,
Бидонист, к-ӯро табоҳ аст кор.

Зи Гургин сухан сар ба сар хира дид,
Ҳаме[*1] чашмаш аз рӯи ӯ[2] тира дид.

Рухаш зард гашта ҳам аз бими шоҳ,
Танаш ларз-ларзону дил пургуноҳ.

Чу фарзандро Гев гумбуда ёфт,[3]
Суханро бад-он гуна олуда ёфт.[4]

Бибурд Аҳриман Гевро дил зи роҳ,[*5]
Ки гардонад ӯро ба раҳ-бар табоҳ.[*6]

Бихоҳад аз ӯ кини пури гузин,
В-агарчанд нанг ояд ӯро аз ин.

Пас андеша кард, андар он бингарид,
Наёмад ҳаме равшаноӣ падид.

Чӣ бошад маро, - гуфт, – аз ин куштано,
Магар коми бадгавҳар Аҳримано?

1. М-Ҳама.
2. И-Рахашро бар он гуна-бар.
3. Л-дид.
4. Л-дид.
5. М-зи ҷой.
6. М-он теғзан зери пой.

Ба Бежан чӣ суд ояд аз ҷони ӯй,
Дигаргуна созем дармони ӯй.

Аз ӯ кин кашидан басе кор нест,
Синони маро пеш девор нест.

525 Бибошем, то[1] ин сухан назди шоҳ
Шавад ошкоро зи Гургин гуноҳ.

Ба Гургин яке бонг барзад баланд,
Ки «Эй бадкуниш, римани пургазанд!

Ту бурдӣ зи раҳ меҳру моҳи маро,
Гузини саворону шоҳи маро.

Фикандӣ маро дар таку пӯяпӯй,
Ба гирди ҷаҳон - андарун чораҷӯй.

Пас акнун ба дастону банду фиреб-
Куҷо ёбам орому хобу шикеб?

530 Набошад туро пеш аз ин дастгоҳ,
Ки то ман бубинам яке рӯи шоҳ.

Пас он гаҳ ба ханҷар зи ту кини хеш-
Бихоҳам зи баҳри ҷаҳонбини хеш».

## ОВАРДАНИ ГЕВ ГУРГИНРО БА НАЗДИ ХУСРАВ

В-аз он ҷо биёмад ба наздики шоҳ
Ду дида пур аз хуну дил кинахоҳ.

Бар ӯ офарин кард, к-«Эй шаҳрёр,
Ҳамеша ба шодӣ ҷаҳонро гузор.

1. Л-бо.

Анӯша ҷаҳондори некахтаро
Набинӣ, ки бар сар чӣ омад маро?

Зи гетӣ яке пур будам ҷавон,
Шабу рӯз будам бар ӯ-бар навон.[1]

Ба ҷонаш пур аз бим гирён будам,
Зи бими[2] ҷудоиш бирён будам.

Кунун омад, эй шоҳ, Гургин зи роҳ,
Забон пур аз ёва, равон пургуноҳ.

Бад огоҳӣ овард аз пури ман,
Аз он номвар пок дастури ман.

Яке асп дорад[3] нагунсор зин,
Зи Бежан надорад нишоне ҷуз ин.

Агар дод бинад бар ин кори мо,
Яке бингарад жарф солори мо.

Зи Гургин диҳад доди ман шаҳрёр,
К-аз ӯ гаштам андар ҷаҳон хоксор».[4]

Ғамӣ шуд зи дарди дили Гев шоҳ,
Барошуфту бинҳод бар сар[5] кулоҳ.

Рухи шоҳ бар гоҳ беранг шуд,
Зи тимори Бежан дилаш танг шуд.

Ба Гев он гаҳе гуфт: «Гургин чӣ гуфт?
Чӣ гӯяд, куҷо монд он некҷуфт?»

1. Л-шодмон.
2. И-ранҷи
3. ИЛ-дидам.
4. И-сӯгвор.
5. И-фаррух.

Зи гуфтори Гургин пас он гоҳ Гев
Сухан гуфт бо Хусрав аз пури нев.

Чу аз Гев бишнид Хусрав сухун,
Бад-ӯ гуфт: «М-андешу зорӣ макун,

Ки Бежан ба ҷой асту хурсанд бош,
Бар уммеди гумбуда фарзанд бош,

Ки акнун[1] шунидастам аз мӯбадон,
Зи бедордил, номвар бихрадон,

Ки ман бо саворони Эрон ба ҷанг
Сӯи шаҳри Турон шавам бедиранг.

Ба кини Сиёвуш кашам лашкаро,
Ба пилон сар орам ман он кишваро.[2]

Бар он кинагаҳ-бар бувад Бежано,
Ҳаме разм ҷӯяд чу Аҳримано.

Ту шав, дил бад-ин кор ғамгин мадор,
Ман ӯро ҳамоно басам хостор».

Бишуд Гев бо дил пурандӯҳу дард,
Ду дида пур аз обу*[3] рух лоҷвард.[4]

Чу Гургин ба даргоҳи Хусрав расид,
Зи гурдон дари шоҳ пардахта дид.

Зи тимори Бежан ҳама паҳлавон
Зи даргоҳ бо Гев рафта навон.

---

1. Л-эдун; И-эдар.
2. И-б. 550 нест.
3. М-хуну.
4. ИЛМ-рухсора зард.

Бирафт аз дари кох то пеши ӯй,
Пур аз шарм ҷони бадандеши ӯй.

Чу дар пеши Кайхусрав омад, замин
Бибӯсиду бар шоҳ кард офарин.

Чу алмос дандонҳои гуроз
Бари тахт бинҳоду бурдаш намоз,

Ки «Хусрав ба ҳар кор пирӯз бод,
Ҳама рӯзгораш чу Наврӯз бод.[1]

Сари душманони ту бодо ба гоз
Бурида чунон чун[2] сарони гуроз!»

Ба дандонҳошон[3] нигаҳ кард шоҳ,
Бипурсиду гуфташ, ки «Чун буд роҳ?

Куҷо монд аз ту ҷудо Бежано,
Бад-ӯ - бар чӣ бад сохт Аҳримано?»[4]

Чу Хусрав чунин гуфт, Гургин ба пой
Фурӯ монда хира, ҳам эдун ба ҷой.

Забон пур зи ёва, равон[5] пургуноҳ,
Рухаш зарду ларзон тан[6] аз бими шоҳ.

Сухан чанд баргуфт носозгор,
Аз он бешаву гӯру он марғзор.[7]

---

1. ТПМ - Ту эй шоҳ, то ҷовидон шод бош,
Зи тимору андӯҳ озод бош!
2. Л-к-он.
3. ИЛ- дандонҳо чун.
4. ТПМ- Чӣ афтод, к-аз ту бимонд ӯ ҷудо,
Ба мо рост гӯй, ар нахоҳӣ бало.
5. И-диле.
6. И-пур.
7. ИЛ-б. 565 нест.

Чу гуфторҳо як ба дигар намонд,
Барошуфту аз пеши тахташ биронд.

Ҳамаш хирасар диду ҳам бадгумон,
Ба дашном букшод Хусрав забон.

Бад-ӯ гуфт: «Нашнидӣ ин достон,
Ки дастон задаст аз гаҳи бостон?

Ки гар шер бо кини гударзиён
Бикӯшад, танашро сар ояд замон.

570 Агар нестӣ аз паи номи бад
Ва ё сӯи Яздон саранҷоми бад.

Бифармудаме, то саратро зи тан
Бикандӣ ба кирдори мурғ Аҳриман».

Бифармуд Хусрав ба пӯлодгар,
Ки банди гарон созу мисмор сар.

Ҳам андар замон пой кардаш ба банд,
Ки аз банд гирад бадандеш панд.

Ба Гев он гаҳе гуфт: «Боз ор ҳуш,
Биҷӯяш ба ҳар ҷову ҳар сӯ бикуш.

575 Ман акнун зи ҳар сӯ фаровон савор
Фиристам ҳама дархури корзор.

Зи Бежан магар огаҳӣ ёбамо,
Бад-ин кор ҳушёр биштобамо.[1]

В-агар дер ёбам аз ӯ огаҳӣ,
Ту ҷои хирадро магардон тиҳӣ.

1. Л-б. 576 нест.

Бимон, то биёяд маҳи фарвадин,
Ки бифрӯзад андар ҷаҳон ҳури ин.

Бад-он гаҳ ки аз гул шавад боғ шод,
Абар сар ҳаме гул фишонад-т бод.

Замин чодари сабз дарпӯшадо,
Ҳаво бар гулон зор бихрӯшадо.

Ба Ҳурмуз шавад пок фармони мо,
Парастиш, ки фармуд Яздони[*1] мо.

Бихоҳам ман он ҷоми гетинамой,
Шавам пеши Яздон, бибошам ба пой.

Куҷо ҳафт кишвар бад-ӯ андаро,
Бубинам бару буму ҳар кишваро.

Кунам офарин бар ниёкони мо[*2]
Гузида ҷаҳондору некони[3] мо.[*4]

Бигӯям туро, ҳар куҷо Бежан аст,
Ба ҷом ин сухан мар[*5] маро равшан аст».

Чу бишнид Гев ин сухан, шод шуд,
Зи тимори фарзанд[6] озод шуд.

Бихандиду бар шоҳ кард офарин,
Ки «Бе ту мабодо замону замин![7]

1. М-Ниёиш барафрӯзад ин.
2. М-хеш.
3. ИЛ-покони.
4. М-бузургону покони хеш.
5. М-андарун ин.
6. И-Бежан дил.
7. Л-кулоҳу нигин.

Ба коми ту бодо сипеҳри баланд,
Зи чашми бадонат мабодо газанд!»[1]

Чу Гев аз бари[2] гоҳи Хусрав бирафт,
Ба ҳар сӯ саворон фиристоду тафт

590 Биҷусташ фаровон ба гирди ҷаҳон,
Ки ёбад магар з-ӯ ба ҷое нишон.

Ҳама шаҳри Эрону Турон ба пой
Сипарданду н-омад нишонаш ба ҷой.[3]

## ДИДАНИ КАЙХУСРАВ БЕЖАНРО ДАР ҶОМИ ГЕТИНАМОЙ

Чу Наврӯзи хуррам фароз омадаш,
Бад-он ҷоми фаррух ниёз омадаш.

Биёмад пуруммеди дил паҳлавон,
Зи баҳри[4] писар кӯж[5] гашта навон.

Чу Хусрав рухи Гев пажмурда дид,
Дилашро ба дард - андар озурда дид,[6]

595 Биёмад, бипӯшид румиқабой,
Бад-он то бувад пеши Яздон ба пой.

---

1. ТПЗИЛ - Зи некидиҳиш бар ту бод офарин,
Ки аз ту фарозад кулоҳу нигин.
Ба коми ту бодо ҳама кори ту,
Худованди гетӣ нигаҳдори ту*.
* Х-б. дувум танҳо дар «Л» мавҷуд аст.
2. И-дари.
3. Л-б. 591 нест.
4. И-ранҷи.
5. ИЛ-Гев.
6. ТПЗИ - Бибахшуд мар Гевро шаҳрёр,
Бихоҳид он ҷоми гавҳарнигор.

Хурӯшид пеши ҷаҳонофарин,
Ба рахшанда - бар чанд кард офарин.

Зи фарёдрас зӯру фарёд хост,
В-аз Аҳримани бадкуниш дод хост.

Хиромон аз он ҷо биёмад ба гоҳ,
Ба сар барниҳод он каёнӣ[1] кулоҳ.

Пас он[2] ҷом бар каф ниҳоду бидид,[3]
Дар ӯ ҳафт кишвар ҳаме бингарид.[4]

Зи кору нишони сипеҳри баланд
Ҳама кард пайдо чиву чуну чанд.

Зи моҳӣ ба ҷом - андарун то бара
Нигорида пайкар бад-ӯ[5] яксара.

Чи кайвон, чи ҳурмуз, чи баҳрому шер,
Чи меҳру чи моҳу чи ноҳиду тир,

Ҳама буданиҳо бад-ӯ андаро
Бидидӣ ҷаҳондори афсунгаро.[6]

Ба ҳар ҳафт кишвар ҳаме бингарид,
Ки ояд зи Бежан нишоне[7] падид.

Сӯи кишвари Гургсорон расид,
Ба фармони Яздон мар ӯро бидид.

---

1. Л-хуҷаста; И-Барниҳода хуҷаста.
2. Л-Яке.
3. Л-ниҳода набуд.
4. ИЛ-Бад-ӯ андарун ҳафт кишвар бидид.
5. Л-ҳама.
6. Л-пас аз б. 603 ин б. омада:
   Нигаҳ кард, пас ҷом бинҳод пеш,
   Бидид андар ӯ буданӣ камму беш.
7. Л-Нишонаш зи гумбуда н-омад.

Бад-он чоҳ баста ба банди гарон,
Зи сахтӣ ҳаме марг ҷуст андар он.

Яке духтаре аз нажоди каён
Зи баҳри завориш баста миён.

Сӯи Гев кард он гаҳе рӯй шоҳ,
Бихандиду рахшанда шуд пешгоҳ,

Ки «Зинда-ст Бежан, ту дил шод дор,
Зи ҳар бад тани меҳтар озод дор.

Магар ғам надорӣ ба зиндону банд,
Аз он пас, ки бар ҷон-ш н-омад газанд,

Ки Бежан ба Турон ба банд-андар аст,
Завораш яке номвар духтар аст.

Зи бас ранҷу сахтиву тимори ӯй
Пур аз дард гаштам ман аз кори ӯй.

Бар он сон гузорад ҳаме рӯзгор,
Ки ҳар ду[1] бигиряд чу абри баҳор.[2]

Зи пайванду хешон шуда ноумед,
Гудозону ларзон чу як шохи бед.

Ду чашмаш пур аз хуну дил пур зи дард,
Забонаш зи хешон[*3] пур аз ёдкард.

Чу абри баҳорон ба борандагӣ
Ҳаме марг ҷӯяд бар-он зиндагӣ.

1. Л-ҳар дам.
2. И-Ки ҳазмон бар ӯ бар бигиряд ба зор.
3. М-Хусрав.

Бар ин чора акнун кӣ ҷунбад зи ҷой,
Кӣ хезад миёнбаста инро ба пой?

Кӣ хоҳад шудан дар дами аждаҳо,
Кӣ орад мар ӯро зи сахтӣ раҳо?

Нашояд магар[*1] Рустами тезчанг,
Ки аз жарфдарё барорад наҳанг.

Камар банду баркаш сӯи Нимрӯз,
Шаб аз рафтани раҳ маёсою рӯз.

Бубар номаи ман бари Рустамо,
Мазан достонро ба раҳ-бар дамо.

Бихонам в-аз ин кораш огаҳ кунам,
Ғамон бар ту, эй Гев кӯтаҳ кунам.[2]

## НОМА НАВИШТАНИ ХУСРАВ БА РУСТАМ

Нависандаи номаро пеш хонд,
Аз ин достон чанд бо ӯ биронд.

Ба Рустам яке нома фармуд шоҳ
Навиштан зи меҳтар сӯи некхоҳ,

Ки «Эй паҳлавонзодаи пурҳунар,
Зи гурдони кайҳон бароварда сар,

Туӣ аз ниёкон маро[3] ёдгор,
Ҳамеша камарбастаи корзор.[4]

1. М-Ҷуз.
2. ИЛ-б. 622 нест.
3. И-ниёгони ман.
4. И-Ба разм андарун номдор; Л-б. 626 нест.

Дили шаҳрёрону пушти каён,
Ба фарёди ҳар кас камар бар миён.

Туро дод гардан ба мардӣ паланг,
Ба дарё хурӯшон зи бимат наҳанг.

Ҷаҳонро зи девони Мозандарон
Бишустиву кандӣ бадонро сарон.

Чӣ моя сари тоҷдорон зи гоҳ
Рабудиву баркандӣ аз пешгоҳ.

Басо душмано к-аз ту беҷон шуда,[1]*[2]
Басо буму бар, к-аз ту вайрон шуда.[3]*[4]

Сари паҳлавонони лашкарпаноҳ
Ба наздики шоҳон туро дастгоҳ.

Ҳама ҷодувонро шикастӣ[5] ба гурз,
Бияфрӯхтӣ тоҷи шоҳон ба бурз.

Чи Афросиёбу чи хоқони[6] Чин
Набишта ҳама номи ту бар нигин.

Ҳар он банд, к-аз дасти ту баста шуд,
Кушояндагонро ҷигар хаста шуд.

Кушояндаи банди баста туӣ,
Каёнро сипеҳри хуҷаста туӣ.[7]

1. ИЛ-шудаст.
2. М-шудаст.
3. ИЛ-шудаст.
4. М-шудаст.
5. Л-бикуштӣ.
6. ИЛ-шоҳони.
7. И-б. 636 нест.

Туро Эзад ин зӯри пилон ки дод,
Бару бозуву чангу[*1] фаррух нажод,

Бад-он дод,[*2] то дасти фарёдхоҳ
Бигирӣ, барорӣ зи торик чоҳ.

Кунун ин яке кори шоиста пеш
Фароз омадаст ин ба шоиста хеш.[*1]

Чунин кор н-омад ба гударзиён[3]
Аз он девчеҳрони[4] турониён.[5]

Ба ту дорад уммед Гударзу Гев,
Ки ҳастӣ ба ҳар кишвар имрӯз нев.

---

1. М-Дили шеру фарҳангу.
2. М-омаду ҳаст аз андеша беш.
3. И-яке кор омад ба эрониён.
4. ИМ-гургчеҳрони.
5. Л-б. 640 нест

ТПЗ - Аз Ирмониён омада додхоҳ,
Ки аз хук шуд беша яксар табоҳ.
Ҳама гуфтаҳоро аз ин бозгуфт,
Намуда бад-он ҷо, ки Бежан нуҳуфт.
Биёяд дар ин кор озурда Гев,
Бипӯяд ҳаме аз паи пури нев.
Ту худ донӣ, эй меҳтари шермард,
Ки Геви сипаҳбад ба мардӣ чӣ кард.
Ба ҷанги Пашан ҳам ба Мозандарон
Чӣ кард он диловар ба гурзи гарон.
Бузург асту гурд асту домоди ту,
Бад ӯ шод гашта дили роди ту.
Дили Гев ҳаргиз бад-ин сон набуд,
Зи Бежан басе дарду ранҷ озмуд.
Ҳама Исфаҳон то ба Ҳамдону Рай
Ҳама ҷомачоканду бар хок пай.
Дилу ҷони ман низ шуд мустаманд
Аз он номвар паҳлави девбанд.

Шиносӣ ба наздики ман ҷоҳашон,[1]
Забону дилу рои огоҳашон.[2]

Сазад, гар ту онро надорӣ ба ранҷ,
Бихоҳ, он чи бояд[*3] зи мардону ганҷ,

Ки ҳаргиз бад-ин дудмон ғам набуд,
Фурӯзандатар з-ин ҷаҳон кам шунуд.

Набуд Гевро худ ҷуз ӯ пур кас,
Ки фарзанд будаш чу фарёдрас.

Фаровон ба назди манаш дастгоҳ,
Марову ниёи[4] маро некхоҳ.

Ба ҳар сӯ, ки ҷӯям-ш, ёбам ба ҷой,
Ба ҳар неку бад пеши ман буд ба пой.[5]

Чу ин номаи ман бихонӣ, мапой,
Сабук бошу бо Гев хез, эдар[*6] ой.

Бад-он, то бад-ин кор бо мо ба ҳам
Занӣ рои фаррух ба ҳар бешу кам.[7]

Зи мардону аз ганҷу аз хоста
Биёрем пеши ту ороста.

---

1. Л-ҷояшон.
2. Л-яктояшон.
3. М-хоҳӣ.
4. Л-табори.
5. И-раҳнамой
   ТПЗМ - Шиносӣ ту кирдори гударзиён
   Ба осониву ранҷу суду зиён.
6. М-хезу назди ман.
7. Л - Бад-он то бад-ин кор мо чун кунем,
   Ки ин хор аз пой берун кунем.
   Або мо ҳам эдун нишинӣ ба ҳам,
   Занӣ рои фаррух ба ҳар бешу кам.

Ба фаррухпаӣ бар шуда номи ту,
Зи Турон баромад ҳама коми ту.

Чунон чун бибояд, бисозӣ наво,
Магар Бежан аз банд гардад раҳо».

## БУРДАНИ ГЕВ НОМАИ КАЙХУСРАВ БА НАЗДИ РУСТАМ

Чу бар нома бинҳод Хусрав нигин,
Ситад Геву бар шоҳ кард офарин.

В-аз он ҷо биёмад, сӯи хона рафт,
Раҳи Систонро бисечид тафт.

Саворони дуда ҳама барнишонд,
Ба Яздон паноҳиду номаш бихонд.

Биёбон гирифту раҳи Ҳирманд,
Ҳаме рафт пӯён ба сони наванд.

Чу нахчир аз он ҷо, ки бар доштӣ,
Дурӯза ба як рӯз бугзоштӣ.

Ба кӯҳу ба саҳро ниҳоданд рӯй,
Ҳаме шуд халидадилу роҳҷӯй.[1]

Чу аз дидагаҳ дидабонаш бидид,
Сӯи Зобулистон фиғон баркашид,

Ки омад саворе сӯи Ҳирманд,
Саворон ба гирд-андараш низ чанд.

1. Л-пас аз б. 658 ин б. омада:
Чу наздикии Зобулистон расид,
Зи хоки сияҳ бар гулистон расид.

Дурафши дурафшон паси пушти ӯй,
Яке кобулӣ теғ*[1] дар мушти ӯй.

Ғави дида бишнид Дастони Сом,
Бифармуд бар чарма кардан лагом.

Бизад аспу омад пазира ба роҳ,
Бад-он то набошад магар[2]*[3] кинахоҳ.

Ба роҳ Гевро дид пажмурдарӯй,
Ҳаме омад осемаву пӯяпӯй.

665 Ба дил гуфт кори нав омад ба шоҳ,
Ки Гев аст аз Эрон фириста ба роҳ.

Чу наздик шуд паҳлавону[4] сипоҳ,
Ниёишкунон баргирифтанд роҳ.

Бипурсид Дастон аз эрониён,
Зи шоҳу бузургону*[5] турониён.[6]

Дуруди бузургон ба Дастон бидод
Зи шоҳу далерони*[7] фаррухнажод.

Ҳама дарди дил пеши Дастон бихонд,
Ғами пури гумбуда бо ӯ биронд.

---

1. М-паҳлавӣ теғ.
2. ИЛ-касе.
3. М-касе.
4. ИЛ-паҳлавони.
5. М-зи пайкори.
6. И-пас аз б. 667 ин б. омада:
   Забон баркушод он замон паҳлавон,
   Ҳаме гуфт чизе, ки будӣ ниҳон.
7. М-зи гурдони.

Ҳаме гуфт: «Рӯям набинӣ ба ранг,
Зи хуни мижа пушти поям паланг».[1]

В-аз он пас нишони Таҳамтан бихост,
Бипурсиду гуфташ, ки «Рустам куҷост?»

Бад-ӯ гуфт: «Рустам зи*[2] нахчири гӯр
Дамодам биёяд, ки баррафт ҳур».

«Шавам, - гуфт, - то ман бубинам-ш рӯй,
Зи Хусрав яке нома дорам бад-ӯй».[3]

Чунин гуфт[4] Дастон, к-«Аз эдар марав,
Ки зуд ояд аз дашти нахчир гав.

Ту то Рустам ояд, ба хона бипой,
Як имрӯз бо мо ба шодӣ гирой».

Бирафтанд ҳарду ба айвони Зол,
Гирифтанд ҳарду суханро сигол.[5]

Чу Гев андаромад ба айвон зи роҳ,
Таҳамтан биёмад зи нахчиргоҳ.

Пазира шудаш Гев, к-омад фароз,
Пиёда шуд аз аспу*[6] бурдаш намоз.

Пур аз орзу дил, пур аз об рӯй,
Зи дида ниҳода ба рух-бар ду ҷӯй.

---

1. ТПЗ- Чу бишнид Дастон, пур аз дард гашт,
Хурӯшиду рухсори ӯ зард гашт.
2. М-ба.
3. И-б. 669-673 нест.
4. И-Бифармуд.
5. И-б. 676 нест.
6. М-Фуруд омаду.

Чу Рустам дили Гевро хаста дид,
Ба оби мижа рӯи ӯ шуста дид.

Ба дил гуфт, боре табоҳ аст кор
Ба Эрону бар шоҳи беҳрӯзгор.*[1]

Зи асп андаромад, гирифташ ба бар,
Бипурсидаш аз Хусрави тоҷвар,

Зи Гударзу аз Тусу аз Густаҳам,
Зи гурдони лашкар ҳама бешу кам,

Зи Шопуру Руҳҳом в-аз Бежано,
Зи Фарҳоду Гургину аз ҳар тано.

Чу овози*[2] Бежан расидаш ба гӯш,
Баромад ба ноком[3] аз ӯ як хурӯш.

Ба Рустам чунин гуфт, к-«Эй б-офарин,
Гузини ҳама меҳтарони замин!

Кунун шод гаштам ба дидори ту,
Бар ин пурсиши гарму гуфтори[4] ту.[5]

Дурустанд, аз ин ҳар кӣ бурдӣ ту ном
В-аз эшон дуруду салому*[6] паём.

Ба ҷуз Бежан, эй гурди гарданкашон,
Ки аз банду аз чаҳ диҳандаш нишон.[7]

1. М-шоҳу бар рӯзгор.
2. М-он номи.
3. И-ногоҳ.
4. Л-пурҳунар ҷони бедори.
5. ТПЗ - Ки беҷоншуда боз ёбад равон
Ва ё пирсар мард гардад ҷавон.
6. М-бари ту.
7. ИМ-688, 689 нест; Л-б. 689 нест.

690 Набинӣ, ки бар ман ба пиронсаро
Чӣ омад зи бахти бад андарх[в]аро.[1]

Ба гетӣ маро худ яке пур буд,
Ки ҳам пуру ҳам пок дастур буд.

Шуд аз чашми ман дар ҷаҳон нопадид,
Бад-ин дудмон кас чунон ғам надид.

Чунинам, ки бинӣ ба пушти сутур
Шабу рӯз тозон чу тобанда ҳур.

Зи Бежан шабу рӯз чун беҳушон
Ба гетӣ биҷустам зи ҳар кас нишон.

695 Кунун шоҳ дар ҷоми гетинамой
Ба пеши ҷаҳонофарин шуд ба пой.

Чӣ моя хурӯшиду кард офарин
Ба ҷашни каён ҳурмузи фарвадин.[2]

Пас омад зи оташкада сӯи гоҳ,[3]
Камар басту[4] бинҳод бар сар кулоҳ.

Ҳамон ҷоми рахшанда бинҳод пеш,
Ба ҳар сӯ нигаҳ кард аз андоза беш.

Ба Турон нишон дод аз ӯ шаҳрёр
Ба банди гарону ба бадрӯзгор.

1. ТПЗИЛ - Чӣ чашми бад омад ба гударзиён,
К-аз он суд бар мо чи* омад** зиён?
* Л-ин суд ҷустан сар. ** И-судҳо моя дорам.
2. И-б. 689-696 нест.
3. И-В-аз он пас биёмад бари тахтгоҳ.
4. И-баста.

Чу дар ҷоми Кайхусрав эдун намуд,
Сӯи паҳлавонам давонид[1] зуд.

Кунун омадам бо дили пурумед,
Ду рухсора зарду ду дида сапед.

Туро дидам андар ҷаҳон чорагар,
Ту бандӣ ба фарёди ҳар кас камар».

Ҳаме гуфту мижгон пур аз оби зард,
Ҳаме баркашид аз ҷигар боди сард.

В-аз он пас, ки нома ба Рустам бидод,
Ҳама кори Гургин бад-ӯ кард ёд.[2]

Пас аз баҳри Бежан хурӯшид зор,
Фурӯ рехт аз дида хун[3] бар канор,

Ки хешон буданд аз гаҳи[4] дер боз,
Зани Гев буд духтари сарфароз.

Ҳамон пилтан хоҳари Гев дошт,
Фаромарзи ял з-он зани нев дошт.[5]

Ҳамон Бежан аз духтари пилтан,
Гаве буд сарафроз дар анҷуман.[6]

Ба Гев он гаҳе гуфт: «Мандеш з-ин,
Ки Рустам нагардонад аз Рахш зин.

---

1. Л-фиристод.
2. ИЛ-б. 704 нест.
   ТПЗИЛМ- Аз ӯ нома бистуд ду дида пур об,
   Ҳама дил пур аз кини Афросиёб.
3. И-хуни ҷигар.
4. Л-хешони эшон буд аз.
5. Л-б 707 нест.
6. И-б. 703-708 нест.

Магар дасти Бежан гирифта ба даст,
Ҳама банду зиндони ӯ карда паст.

Ба нерӯи Яздону фармони шоҳ
Барорам ман ӯро зи торик чоҳ».[1]

## БАЗМ СОХТАНИ РУСТАМ АЗ БАҲРИ ГЕВ

В-аз он ҷо ба айвони Рустам шуданд,
Ба раҳ-бар яке рои рафтан заданд.

Чу он номаи шоҳ Рустам бихонд,
Зи гуфтори Хусрав ба хира бимонд.

Зи бас офарини ҷаҳондор шоҳ
Бар он номвар паҳлавони сипоҳ.

Ба Гев он гаҳе гуфт: «Биштофтам,[*2]
Ба фармони шаҳ роҳро сохтам.

Бидонистам ин ранҷу кирдори ту,
Кашидан ба ҳар кор тимори ту.

Чӣ моя туро назди ман дастгоҳ,
Ба ҳар кинагоҳ-андарун кинахоҳ.

Чи кини Сиёвуш, чи Мозандарон,
Камарбаста дар пеши ҷанговарон

Бад-ин омадан ранҷ бардоштӣ,
Чунин роҳи душвор бугзоштӣ.

Ба дидори ту сахт шодон шудам,
Вале баҳри Бежан парешон шудам.[3]

1. ЛМ-Зи Турон бигардонам он тоҷу гоҳ.
2. М-Бишнохтам.
3. ИЛМ-Валекин зи Бежан ғиревон шудам.

Набоистаме, к-ин чунин сӯгвор
Туро дидаме хастаи рӯзгор.

Ман аз баҳри ин номаи шоҳро
Ба фармон ба сар[*1] биспарам роҳро.

Зи баҳри ту ман худ ҷигархастаам,
Бар ин кори Бежан камар бастаам.

Бикӯшам бад-ин кор, агар ҷони ман
Зи тан нагсалад пок Яздони ман.

Ман аз баҳри Бежан надорам ба ранҷ
Фидо кардани ҷону мардону ганҷ.

Ба нерӯи Яздон бубандам камар
Ба бахти ҷаҳондори[2] пирӯзгар.

Биёрам-ш[*3] аз он банду торик чоҳ,
Нишонам-ш бар номвар[4] пешгоҳ.

Се рӯз андар ин хони ман шод бош,
Ҳаме нӯш май в-аз ғам[5] озод бош,

Ки ин хона з-он хона бахшида[*6] нест,
Маро бо ту ганҷу тану ҷон якест.[7]

1. М-фармони ӯ.
2. ИЛМ-шаҳаншоҳи.
3. М-Барорам.
4. И-бо шоҳ дар.
5. Л-Маю нӯш пардозу.
6. М-Бахшуда.
7. И-б. 728, 729 нест.

Се рӯз андар[1] ин хона[2] бошем шод,
Зи гурдону аз[3] шоҳ гирем[*4] ёд.

Чаҳорум сӯи шаҳри Эрон шавем,
Ба фармони[5] шоҳи далерон шавем».

Чу Рустам чунин гуфт, барҷаст Гев,
Бибӯсид дасту сару пои нев.

Бар ӯ офарин кард, к-«Эй номвар,[*6]
Ба нерӯву мардиву бахту ҳунар[7*8]

Бимонод бар ту чунин ҷовидон
Дилу[9] зӯри пилу ҳуши мӯбадон![10]

Зи ҳар некуӣ баҳравар будиё,
Чунон к-аз дилам занг биздудиё».

Чу Рустам дили Гев падром дид,
В-аз он худ[11] ба некӣ саранҷом дид.

Ба солори хон гуфт: «Пеш ор хон,
Бузургону фарзонагонро бихон».

1. Биё то дар.
2. И-ҷой.
3. ЛИ-гурдон в-аз.
4. М-гурдони Эрон бигирем.
5. ИМ-наздикӣ.
6. М-сарфароз.
7. Л-Ба мардиву пирӯзиву бахту фар.
   ТПМ- Ҳамеша туро, эй гави номвар,
   Бузургиву родиву бахту ҳунар.
8. М-неруи яздон ҳамеша биноз.
9. И-Ба дил.
10. Л-бихрадон.
11. И-бад.

Завора, Фаромарз, Дастону Гев
Нишастанд бар хони солори нев.[1]

Навозандаи руд бо майгусор
Биёмад ба айвони гавҳарнигор.

Ҳама даст ҷом аз маи лаълфом
Хурӯшанда[*2] чангу гусоранда[*3] ҷом[*4]

Се рӯз андар айвони Рустам шароб
Бихӯрду накард ӯ ба рафтан шитоб.[5]

## ОМАДАНИ РУСТАМ НАЗДИ ХУСРАВ

Ба рӯзи чаҳорум гирифтанд соз,
Чу омад-ш ҳангоми рафтан фароз,

Бифармуд Рустам, ки банданд[6] бор,
Сӯи шаҳри Эрон бисечанд[7] кор.

---

1. ТПЗ-Бихӯрданд нону бипардохтанд.
2. М-Ғиреванда.
3. М-дурахшанда.
4. М-Пас аз б. 740 ин б. омада:
   Бар ин гуна Рустам бисозид базм,
   Ки созандаи базм буд в-они разм.
5. ТПЗМ- Пас он гоҳ бархосту бигрифт ҷом
   Пур аз сурх май Рустами Золи Сом.
   Бигуфто, ки бар давлати шахрёр
   Кунам душманонро ҳама сӯгвор.
   Бикӯшам, ки бар кинаи Бежано
   Ба Турон дарафтад яке шевано.
   Л-пас аз б. 741 ин б. омада:
   Бибуданд аз он гуна шодон се рӯз,
   Чаҳорум чу бифрӯхт гетифурӯз.
6. ИЛ-бандед.
7. ИЛ-бисечед.

Саворони гарданкаш аз кишвараш
Ҳама роҳро сохта бар дараш.[1]

Биёмад, ба Рахш андаровард пой,
Камар басту пӯшид румиқабой.

Ба зин андарафканд гурзи ниё,
Пур аз ҷанг сар, дил пур аз кимиё.

Ба гардун барафрохта кӯс[*2] Рахш,
Зи хуршед бартар сари тоҷбахш.

Чӣ аз[*3] бурданӣ буд, бардоштанд,
Ба Зобул Фаромарз бугзоштанд.

Худу Гев бо зобулӣ сад ҳазор
Зи лашкар гузид аз дари[4] корзор.

Сӯи шаҳри Эрон ниҳоданд рӯй,
Ҳама роҳпӯёну дил киначӯй.

Чу Рустам ба наздики Эрон расид,
Сари тахти Кайхусрав омад падид.

Яке бод нӯшин - дуруди сипеҳр
Ба Рустам расонид шодон ба меҳр.

Бари Рустам омад ҳамон гоҳ Гев,
Ки «Бояд маро рафтан[5] аз пеши нев.[*6]

---

1. Л-пас аз б. 774 ин б. омада:
   Бифармуд, то Рахшро зин кунанд,
   Саворон буруҳо пур аз чин кунанд.
2. М-гӯш.
3. М-куҷо.
4. ИМ-Камарбаста бар ҷангу бар.
5. Л-рафтам ба Эрон ман.
6. М-Ки ман ронам аз пеши солори.

Шавам, - гуфт, – огаҳ кунам шоҳро,
Ки паймуд Рахши Таҳам роҳро»

Бад-ӯ гуфт Рустам: «Бирав, шод бош!
Бигӯ шоҳро, к-аз ғам озод бош!»[*1]

Чу рафт аз бари Рустам он паҳлавон,
Биёмад ба даргоҳи шоҳи ҷаҳон.[2][*3]

Чу наздики Кайхусрав омад фароз,
Фаровон ситуду бибурдаш намоз.

Пас аз Геви Гударз пурсид шоҳ,
Ки «Рустам куҷо монду чун буд роҳ?»

Бад-ӯ гуфт Гев: «Эй шаҳи номдор,
Баромад ба бахти ту ҳар гуна кор.

Натобид Рустам зи фармони ту,
Дилаш баста дидам ба паймони ту.

Чу он номаи шоҳ додам бад-ӯй,
Бимолид нома абар чашму рӯй.

Инон бо инони ман андарбубаст,
Чунон чун бувад марди хусравпараст.

Бирондам[*4] ман аз пеш, то назди шоҳ
Бигӯям, ки омад Таҳамтан зи роҳ».

---

1. М- Пас аз б. 755 ин б. омада:
   Ба мужда бишуд Гев наздики шоҳ,
   Ки покизадил буду покизароҳ.
2. ИЛ-б. 755, 756 нест.
3. М-б. 756 нест.
4. М-Бирафтам.

Ба Гев он гаҳе гуфт: «Рустам куҷост,
Ки пушти бузургону[*1] тухми вафост?

Гиромиш кардан сазовор ҳаст,
Ки некинамой асту хусравпараст».

Чунин гуфт Гев он гаҳе шоҳро,
Сазовор дорандаи гоҳро,

Ки «Ман омадам аз ду манзил ба пеш,
Ба огоҳ кардан сӯи шоҳи хеш».[2]

Бифармуд Хусрав ба фарзонагон,
Ба хусравнажодону мардонагон -

Пазира шудан пеши ӯ бо сипоҳ,
Ки омад ба фармони хусрав ба[*3] роҳ.

Бигуфтанд Гударзи Кашводро,
Шаҳи нӯзарон Тусу Фарҳодро.

Ду баҳра зи гурдону гарданкашон,
Чи аз гурздорону[*4] душманкушон -

Ба оини Ковус[5] бархостанд,
Пазира шуданро биёростанд.

Ҷаҳон шуд зи гарди саворон бунафш,
Хурӯшон сутуру дурахшон[6] дурафш.

1. М-бузургиву.
2. ИЛ-б. 765-767 нест.
3. М-Рустам ба фармонам омад зи.
4. М-Аз он сарфарозону.
5. И-пешина.
6. ЛМ-дурафшон.

Чу наздики Рустам фароз омаданд,
Пиёда ҳаме бо намоз[1] омаданд.

Зи асп андаромад ҷаҳонпаҳлавон,
Ба пурсидани ранҷдида гавон.[*2]

Бипурсид мар ҳар якеро зи шоҳ
Зи тобанда хуршеду рахшанда моҳ.

Нишастанд гурдону Рустам[3] бар асп
Ба кирдори рахшанда озаргушасп.[4]

Чу омад бари шоҳи кеҳтарнавоз,
Навон пеши ӯ рафту бурдаш намоз.[5]

Ситоишкунон пеши Хусрав расид,
Ки меҳру ситоиш мар ӯро сазид.[6]

Баровард сар в-офарин карду гуфт,
Ки «Бодӣ ҳамасола бо тахт ҷуфт!

Ки Ҳурмузд бодат бар ин пойгоҳ,
Чу Баҳман нигаҳдори тахту кулоҳ.

Ҳамасола Урдибиҳишти ҳужир
Нигаҳбони ту боду[*7] Баҳрому Тир.[8]

---

1. Л-ниёз.
2. М-Ҳамон паҳлавонон ба пешам давон.
3. И-гурдон саросар.
4. ТПЗМ - В-аз ин ҷо бирафтанд зӣ шаҳрёр,
   Ба пеш - андарун Рустами номдор.
5. И- Гурозон ба даргоҳи шоҳ омаданд,
   Ба дидори фаррухкулоҳ омаданд.
6. И-б. 778 нест.
7. М-Нигаҳдори ту бод.
8. ИЛ-Нигаҳбон шуда бар ҳушу рои пир.

Зи Шаҳрир бодӣ ту пирӯзгар,
Ба номи бузургиву фарру ҳунар.[1]

Сипандормуз посбони ту бод,
Хирад ҷон (у) равшан равони ту бод!

Даю Фарвадинат хуҷаста бувад,
Дари ҳар бадӣ бар ту баста бувад!

Аз Озар-т рахшанда шаб ҳамчу рӯз,
Ту шодону тоҷи ту гетифурӯз!

В-аз Обон-т ҳам кор фархунда бод,
Сипеҳри равон пеши ту банда бод![2]

Тани чорпоён-т Мурдод бод,
Ҳамеша тану бахти ту шод бод!

Туро бод фаррух ниёву нажод,
Зи Хурдод бодо бару бум шод!»

Чу ин офарин кард Рустам ба пой,[*3]
Шаҳаншаҳ бидодаш бари хеш ҷой.

Бад-ӯ гуфт Хусрав: «Дуруст омадӣ,
Ки аз ҷони ту дур дасти[4] бадӣ!

Туӣ паҳлавони каёни ҷаҳон,
Ниҳон ошкор, ошкорат ниҳон.

Гузини каёниву пушти сипоҳ,
Нигаҳдори Эрону лашкарпаноҳ.[5]

1. Л-б. 783 нест.
2. Л-б. 787 нест.
3. М-хусравситой.
4. ИЛ - бодо.
5. И- тахту кулоҳ.

Маро шод кардӣ ба дидори хеш,
Бад-ин пурҳунар ҷони бедори[1] хеш.

Завора, Фаромарз, Дастони Сом
Дурустанду хуррамдилу шодком?»[*2]

Фурӯ рафт Рустам, бибӯсид тахт,
Ки «Эй пурҳунар шоҳи бедорбахт,[3]

Ба бахти ту ҳар се дурустанду шод,
Анӯша касе, к-аш кунад шоҳ ёд».[4]

## БАЗМ КАРДАНИ КАЙХУСРАВ БО ПАҲЛАВОНОН

Дари боғ букшод солори бор,
Нишастангаҳе сохт бас шоҳвор.

Бифармуд, то тоҷи заррину тахт
Ниҳоданд зери гулафшон дарахт.

Ҳама дебаи хусравонӣ ба боғ
Бигустарду шуд бӯстон чун чароғ.

Дарахте заданд аз бари гоҳи шоҳ,
Куҷо соя густард бар тоҷгоҳ.

Танаш симу шохаш зи ёқуту зар,
Бар ӯ гунагун хӯшаҳои гуҳар.

---

1. И-пурсиши хубу гуфтори.
2. М-Дурустанд, аз эшон чӣ дорӣ паём?
3. ИЛМ-Ки эй номвар шоҳи пирӯзбахт.
4. И-пас аз б. 797 ин б. омада:

Ба солори навбат бифармуд шоҳ,
Ки Гударзу Тусу гавонро бихоҳ.
Маю маҷлис орой бо майгусор,
Дари боғ букшой бар ҷӯйбор.
Бинеҳ тахти зар, маҷлисорой кун,
Каёнро ба ҳар ҷойгаҳ ҷой кун.

Ақиқу забарҷад ҳама баргу бор
Фурӯ ҳишта аз шох чун гӯшвор.

Ҳама бор заррин турунҷу биҳӣ,
Миёни турунҷу биҳӣ буд тиҳӣ.

Бад-ӯ-андарун мушки суда ба май,
Ҳама пайкараш суфта бар сони най.

Киро[1] шоҳ бар гоҳ биншондӣ,
Бар ӯ бод аз он[2] мушк бифшондӣ.

Биёмад, нишаст ӯ ба зарринатахт,
Ба сар-бар-ш резанда мушк аз дарахт.[3]

Ҳаме майгусорон ба пеш - андаро,
Ҳама бар сарон афсар аз гавҳаро.

Зи дебои зарбафту чинӣ[*4] қабой
Ҳама пеши гоҳи сипаҳбад ба пой.

Ҳама тавқ барбаставу гӯшвор,
Ба бар - бар ҳама ҷомаи зарнигор.[5]

Ҳама дил пур аз шодиву май ба даст,
Рухон арғувониву нобуда маст.[6]

Ҳама рух чу дебои румӣ ба ранг,
Фурӯзанда уду хурӯшанда чанг.

---

1. Л-Агар.
2. Л-бод-бар.
3. Л-б. 807 нест.
4. М-чиниву румӣ.
5. Л-Ба даст-андарун ҷоми гавҳарнигор; Л-пас аз б. 810 ин б. омада:
   Ҳама тавқдору ҳама ҳуллапӯш,
   Ҳама бо шаробу маю ною нӯш.
6. И-б. 811 нест.

Ба солори навбат бифармуд шоҳ,
Ки Гударзу Тусу гавонро бихоҳ.

Бифармуд, то Рустам омад ба тахт,
Нишаст аз бари гоҳ зери дарахт.

Ба Рустам чунин гуфт пас шаҳрёр,
Ки «Эй некпайванди беҳрӯзгор!

Зи ҳар бад туӣ пеши Эрон сипар,
Ҳамеша чу симурғ густарда пар.

Чи дар шаҳри Эрон, чи пеши каён,
Ҳама бар дари ранҷ бастӣ миён.

Шиносӣ ту кирдори гударзиён,
Таносониву ранҷу суду зиён.[1]

Миён баста доранд пешам ба пой,
Ҳамеша ба некӣ[2] маро раҳнамой.

Ба танҳо тани Гев аз анҷуман
Зи ҳар бад сипар буд дар пеши ман.

Чунин ғам бад-ин дуда н-омад ба низ,[*3]
Ғам аз баҳри фарзанд бадтар[4] чӣ чиз.[5*6]

Бад-ин кор агар ту набандӣ камар,
Набинам ба гетӣ дигар чорагар.

---

1. И-б. 817, 818 нест.
2. И-шодӣ.
3. М-Ҳама ҷома пургавҳари шоҳвор.
4. Л-бартар.
5. ТПЛ - Бар ин кор агар ту бубандӣ миён,
   Пазира наёяд-т шери* жиён.
   * Л-Пазират наёяд ҳужабри.
6. М-падид

Кунун чораи кори Бежан бичӯй,
Ки ӯро зи Турон*[1] бад омад ба рӯй.

Зи аспу силеҳу зи мардону ганҷ[2]
Бубар, ҳар чӣ бояд, мадор эч ранҷ»[3]

Чу Рустам зи Кайхусрав эдун шунуд,
Заминро бибӯсиду барҷаст зуд.

Бар ӯ офарин кард, к-«Эй некном,
Чу хуршед ҳар ҷой густарда ком.

Зи ту дур бод озу хашму ниёз,
Дили бадсиголат ба гурму гудоз.

Туӣ бар каён шоҳу солору кай,
Каёни ҷаҳон мар туро хоки пай,

Ки чун ту надидаст як шоҳ гоҳ,
На тобанда шеду на рахшанда[4] моҳ.[5]

Бадонро зи некон ту кардӣ ҷудо,
Ту бастӣ ба афсуну банд аждаҳо.

Маро модар аз баҳри ранҷи ту зод,
Ту бояд, ки бошӣ ба ором шод.

Манам гӯшдода ба фармони шоҳ,
Бад-он сӯ равам, к-ӯ намояд-м роҳ.[6]

1. М-кӣ дид?
2. И-мардони ҷанг.
3. И-зи ман бедиранг.
4. ЛМ-гарданда.
5. И-б. 829 нест.
6. И-б. 831, 832 нест.

Бикандам дили деви Мозандарон,
Ба фарри каёниву гурзи гарон.

Чунон, к-аз*[1] паи Гев агар бар сарам
Ҳаво борад оташ, бад-ӯ нангарам.

Гар ояд ба мижгонам андар синон,
Натобам зи фармони хусрав инон.

Барорам ба фарри ту ин коркард,
Сипаҳбад нахоҳам, на мардони мард».

Чу Рустам чунин гуфт, Гударзу Гев,
Фарибурзу Фарҳоду Шопури нев -

Бузургони лашкар бар ӯ офарин
Ҳаме хонданд аз ҷаҳонофарин.

Ба май даст бурдандy мастон шуданд,
Зи ёди сипаҳбад ба дастон шуданд.[2]*[3]

Ба шодӣ ҳаме хӯрд май шаҳрёр,
Кушода ба шодӣ[4] дари навбаҳор.

## ХОСТ КАРДАНИ РУСТАМ ГУРГИНРО АЗ ШОҲ

Чу Гургин нишони Таҳамтан шунид,
Бидонист, к-омад ғамашро калид.

Фиристод наздики Рустам паём,
Ки «Эй некпай, фарруху некном!

1. М-туркон.
2. И-б. 839 нест.
3. М-Дигар аз.
4. Л-маҷлис.

Дарахти бузургиву ганҷи вафо,
Дари родмардиву банди бало.

Гарат ранҷ н-ояд зи гуфтори ман,
Бигӯям кунун бо[1] ту[2] кирдори ман.

Нигаҳ кун ту дар кори ин кӯжпушт,[3]
Ба хира чароғи диламро бикушт.

Ба торикӣ - андар маро раҳ намуд,
Набишта чунин буду буд, он чӣ буд.

Бар оташ ниҳам хештан пеши шоҳ,
Гар омурзиш ояд маро з-ин гуноҳ.

Магар боз гардад зи бад номи ман,
Ба пиронсар ин буд саранҷоми ман.

Магар гар бихоҳӣ зи шоҳи ҷаҳон,
Чу ғурми жиён бо ту бандам миён.

Шавам пеши Бежан, биғалтам ба хок,
Магар боз ёбам ман он кеши пок».

Чу пайғоми Гургин ба Рустам расид,
Яке боди сард аз ҷигар баркашид.

Бупечид аз он дарду пайғоми ӯй,
Ғам омад-ш аз он беҳуда коми ӯй.

---

1. И-бар.
2. Л-Сухан густаронӣ зи.
3. И-кӯзпушт.

*2 М- Ба вай даст бурданд бо шаҳрёр,
Кушода ба шодӣ дари навбаҳор.

Фиристодаро гуфт: «Рав,[1] боз гард,
Бигӯяш, ки эй[2] хира, нопокмард!

Ту нашнидаӣ достони паланг,
Бад-он жарфдарё, ки зад бо наҳанг,

Ки гар бар хирад чира гардад ҳаво,
Наёбад зи чанги ҳаво кас раҳо.

Хирадманд, к-орад ҳаворо ба зер,
Бувад достонаш чу шери далер.

Ту дастон намудӣ чу рӯбоҳи пир,
Надидӣ ҳаме доми нахчиргир.

Нашояд бар ин беҳуда коми ту,
Ки ман пеши Хусрав барам номи ту.

Валекин кунун бас ба бечорагӣ
Фурӯмонда бинам-т якборагӣ.

Зи Хусрав бихоҳам гуноҳи туро,
Барафрӯзам ин тира моҳи туро.

Агар Бежан аз банд гардад раҳо
Ба фармони додори кайҳонхудо.

Раҳо будӣ аз банду растӣ ба ҷон,
Зи ту дур шуд кинаи паҳлавон.

В-агар ҷуз бар ин гуна гардад сипеҳр
Зи ҷону тани хеш бардор меҳр.

Нахустин ман оям бар ин кинахоҳ,
Ба нерӯи Яздону фармони шоҳ.

1. Л-шав.
2. Л-аё.

В-агар ман наёбам, ҳунарманд Гев
Бихоҳад зи ту кини фарзанди нев».

Баромад бар ин кор як[*1] рӯзу шаб,
Аз ин кор накшод бар шоҳ лаб.

Дувум[*2] рӯз чун шед бинмуд тоҷ,
Нишаст аз бари симгун тахти оҷ.

Таҳамтан биёмад, бигустард пар,
Ба хоҳиш бари шоҳи пирӯзгар.

Зи Гургин сухан рафт бо шаҳрёр
Аз он гумшудабахти бадрӯзгор.

Бад-ӯ гуфт шоҳ: «Эй сипаҳдори ман,
Ҳаме бугсилӣ банду зинҳори ман,

Ки савганд хӯрдам ба тахту кулоҳ,
Ба баҳрому ноҳиду хуршеду моҳ,

Ки Гургин набинад зи ман ҷуз бало,
Магар Бежан аз банд гардад раҳо.

Ҷуз ин орзу ҳар чӣ хоҳӣ, бихоҳ,
Зи теғу зи меҳру зи тахту кулоҳ».

Пас он гаҳ чунин гуфт Рустам ба шоҳ,
Ки «Эй богуҳар, номвар пешгоҳ!

Агар бад сиголид, печад ҳаме,
Фидо кардани ҷон бисечад ҳаме.

1. М-номвар.
2. М-ду.

Гар омурзиши шоҳ н-ояд ба пеш,
Ба наздаш наёяд ҳаме дину кеш.[1]

Ҳар он кас, ки гардад зи роҳи хирад,
Саранҷом печад зи кирдори бад.[2]

Сазад, гар кунӣ ёд кирдори ӯй,
Ҳамеша ба ҳар кина пайкори ӯй.

Ба пеши ниёкон-т баста камар,
Ба ҳар кинагаҳ бо яке кинавар.[*3]

Агар шоҳ бинад, ба ман бахшадаш,
Магар бахт як лахт[4] бидрахшадаш».

Ба Рустам бубахшид пирӯзшоҳ,
Раҳонидаш аз банду торик чоҳ.

## ОРОСТАНИ РУСТАМ ЛАШКАРИ ХЕШ

Зи Рустам бипурсид пас шаҳрёр,[5]
Ки «Чун ронд хоҳӣ бад-ин кина кор?[6]

Чӣ хоҳӣ зи ганҷу зи лашкар, бихоҳ,
Кӣ бояд, ки бо ту биёяд ба роҳ?

Битарсам зи бадгавҳар Афросиёб,
Ки бар хуни[7] Бежан бигирад шитоб,

1. Л-Бибуррад зи дину бибуррад зи кеш.
2. И-Бупечад ба фарҷом аз он кори бад.
3. М-Сеюм.
4. ЛМ-якбора.
5. И-фирӯз шоҳ.
6. И-аз ин боргоҳ.
7. ИЛМ-ҷони.

Ки ӯ[1] бодсор асту деви нажанд-
Бад-ӯ дода афсуну найрангу[*2] банд.[3]

Бичунбонадаш як замон дил зи ҷой,
Бигардонад он теғзанро зи пой».

Чунин гуфт Рустам ба шоҳи ҷаҳон,
Ки «Бипсечам ин кор андар ниҳон.

Калиди чунин банд бояд фиреб,
Набояд бар ин кор кардан ниҳеб.

Ба кирдори бозоргонон шудан,
Шикебо фаровон ба Турон[*4] будан.

Бад-он кор бояд кашидан инон,
На ҳангоми гурз асту теғу синон.

Фаровон гуҳар бояду зарру сим,
Ба рафтан ба уммеду будан ба бим.

Зи густарданӣ ҳам зи пӯшиданӣ
Бибояд баҳоиву бахшиданӣ».

Чу бишнид Хусрав зи Рустам сухан,
Бифармуд, к-аз ганҷҳои куҳан

Биёрад бари шоҳ ганҷури ӯй,
Зи ганҷ, он чӣ фармуд дастури ӯй.[5]

Сари бадра бикшуд ганҷури шоҳ,
Ба динору гавҳар биёрост гоҳ.

---

1. ИМ-Яке.
2. М-Аквонш афсуну.
3. Л-банду газанд.
4. М-фаровон ба Турон бибояд.
5. ИМ-б. 894 нест.

Таҳамтан биёмад, ҳама бингарид,
Ҳар он ч-аш бибоист, аз он баргузид.

Аз он[1] даҳ[2] шутур бор динор кард,
Сад уштур зи рахту буна[3] бор кард.

Бифармуд Рустам ба солори бор,
Ки «Бугзин зи лашкар саворон[4] ҳазор.

Зи шерони гарданкаши[5] номвар,
Бибояд тане чанд баста камар.

Чу Гургину чун Зангаи Шоварон,
Дигар Густаҳам теғи*[6] ҷанговарон,

Чаҳорум Гуроза, ки ронад сипоҳ,
Нигаҳбони гурдону тахту кулоҳ,

Чу Руҳҳому Фарҳод гурди далер,
Чу Ашкаш, ки ҳаст ӯ яли наррашер.[7]

Чунин ҳафт як бояд ороста,
Нигаҳбони ин лашкару хоста.

Ҳама бар фузунӣ бияндохтанд,
Чунин, к-аш[8] бибоист, барсохтанд.[9]*[10]

---

1. ИЛ-ӯ.
2. Л-сад.
3. Л-гавҳар ҳама; И-ганҷу зи дур.
4. Л-саворе; ИМ-гурдони лашкар.
5. ИМ-гурдони гарданкашу.
6. М-шоҳи.
7. И-901, 901 нест.
8. ИЛ-Чунон чун.
9. ТПЗЛМ - Чу огоҳӣ омад ба гурдони шоҳ,
   Хиромон бирафтанд то боргоҳ.*
   Чунин гуфт Занга, ки Хусрав куҷост?
   Чӣ омад ба рӯяш, ки моро бихост?
   * Л-танҳо б. дувум мавҷуд аст
10. М-Ҳама кор некӯ бипардохтанд.

## РАФТАНИ РУСТАМ БА ШАҲРИ ХУТАН
## БА НАЗДИ ПИРОН

Пас он гоҳ гуфташ ба гарданкашон,[*1]
Бар он гурздорону мардумкушон,

Чу солори навбат биёяд ба дар,
Ба шабгир банданд гурдон камар.

Сипедадамон гоҳи бонги хурӯс
Бубастанд бар кӯҳаи пил кӯс[2*3]

Таҳамтан биёмад чу сарви баланд,
Ба чанг - андарун гурзу бар зин каманд.

Бирафт аз дари шоҳ бо лашкараш,
Ҳаме офарин хонд бар кишвараш.

Сипоҳ аз паси пушти гурдон зи пеш,
Ниҳода ба каф-бар ҳама ҷони хеш.

Ҳама найзаву тирашон раҳнамун,
Ҳама дастро пок шуста ба хун.[4]

Чу наздикии марзи Турон расид,
Сарони сипаҳро ҳама баргузид.

Ба лашкар чунин гуфт пас паҳлавон,
Ки «Эдар бибошед равшанравон.

Маҷунбед аз эдар, магар ҷони ман
Зи тан бугсилад пок Яздони ман.

1. М-б. 905 нест.
2. И-б. 907 нест.
3. М-Зи даргоҳ бархост овози кӯс.
4. ЛМ-б. 911 нест.

Басечида бошед мар ҷангро,
Ҳама тез карда ба хун чангро».

Сипаҳро бад-он марзи Эрон бимонд,
Худу саркашон сӯи Турон биронд.

Ҳама ҷома бар сони бозоргон,
Бипӯшиду букшод банд аз миён.

Кушоданд гурдон камарҳои сим,
Бипӯшидашон ҷомаҳои гилем.

Сӯи шаҳри Турон ниҳоданд рӯй
Яке корвоне пур аз рангу бӯй.

Гаронмоя ҳашт[1] асп дар корвон,
Яке Рахшу дигар нишаста[2] гавон.

Даҳ[3] уштур, ҳама борашон гавҳаро,
Сад уштур, ҳама ҷомаи лашкаро.

Зи бас ҳою ҳуи ҷаранги дарой,
Ба кирдори таҳмурасӣ каррной.

Ҳама дашт аз овозашон механид,
Ҳаме рафт, то шаҳри Пирон[4] расид.

Дар он марзи Турон яке шаҳр буд,
Ки Пирон аз он шаҳр бо баҳр буд.[*5]

---

1. И-ҳафт.
2. И-гашти.
3. ИЛ-Сад.
4. Л-Турон.
5. М- Чу омад ба наздики шаҳри Хутан,
Назора биёмад бараш марду зан.

Ба нахчир буд рафта Пирон зи ҷой,
Набуд кас ба даргоҳи ӯ-бар ба пой.[*1]

Чу Пирони Виса зи нахчиргоҳ
Биёмад, Таҳамтан бидидаш ба роҳ.

Яке ҷоми заррин пур аз гавҳаро,
Ба дебо бипӯшид Рустам саро.[2]

Ду аспи гаронмоя бо зини зар[3]
Ба гавҳар биёроста сар ба сар.[4]

Ба фармонбарон доду худ пеш рафт,
Бари[5] гоҳи[*6] Пирон хиромид тафт.

Бар ӯ офарин кард, к-«Эй номвар,
Ба Эрону Турон ба бахту ҳунар!

Чу ту кас набошад ба фарру кулоҳ,
Ки дастури шоҳиву зебои гоҳ».[7]

Чунон кард равшан ҷаҳондор соз,
Ки Пирон мар ӯро надонист боз.

Бипурсиду гуфт: «Аз куҷоӣ,[8] бигӯй,
Чӣ мардиву чун[9] омадӣ пӯяпӯй?»

---

1. М- Набуд род Пирони Виса ба ҷой,
На кас пеши даргоҳи ӯ-дар ба пой.
2. И-пас аз б. 927 ин б. омада:
Чу омад бар он шаҳр гарданфароз,
Ҳаме ҷуст ҳар сӯ нишебу фароз.
3. ИЛ-гавҳараш.
4. ИЛ-Ба дебо биёрост андарх(в)араш.
5. И-Сӯи.
6. М-Ба даргоҳи.
7. ИЛ-б. 931 нест.
8. -Бипурсид Пирон, ки ҷоят.
9. И-мардӣ куҷо.

Бад-ӯ гуфт Рустам: «Туро кеҳтарам,
Ба шаҳри ту кард Эзад обишх(в) арам.

Ба бозоргонӣ аз Эрон ба Тур
Бипаймудам ин роҳи душвори дур.

Фурӯшандаам, ҳам харидор низ,
Фурӯшам, бихаррам зи ҳар гуна чиз.

Ба меҳри ту дорад равонам[1] навид,
Чунин[*2] чира шуд бар дилам-бар умед.[3]

Агар паҳлавон гирадам зери пар,
Харам чорпову фурӯшам гуҳар.

Ҳам аз доди ту кас наёзорадам,
Ҳам аз абри меҳрат гуҳар борадам».

Пас он ҷоми пургавҳари шоҳвор
Миёни меҳон кард[*4] пешаш нисор.

Гаронмоя аспони тозинажод,
Ки бар мӯяшон гард наншонд бод.

Басе офарин карду он хоста,
Бад-ӯ доду шуд кор пероста.

Чу Пирон бар он гавҳарон бингарид,
К-аз он ҷоми рахшанда омад падид.[5*6]

1. ИМ-орам равонро.
2. М-Кунун.
3. И-Кунун омадам бо дили пурумед.
4. Ниёишкунон бурд.
5. И-б. 943 нест.
6. М-б. 943-944 нест.

Бар ӯ офарин карду[1] бинвохташ,
Бари[2] тахти пирӯза биншохташ,

Ки «Рав, шоду эмин ба шаҳр андарой,
Ки мо назди хешат бисозем ҷой.

Аз ин хоста бо ту тимор нест,
Касеро бад-ин бо[3] ту пайкор нест.

Бирав ҳар чӣ дорӣ баҳоӣ, биёр,
Харидор кун ҳар сӯе хостор.

Фуруд ой дар хони фарзанди ман,
Чунон бош бо ман чу[4] пайванди ман».

Чунин гуфт Рустам, ки «Эй паҳлавон,
Ҳам эдар бибошем бо[5] корвон.

Ҳама хоста сар ба сар мар туроcт,
Ба ҳар ҷо ки бошем, аз ин пас равост,[6]

Ки бо ман зи ҳар гуна гавҳар[7] бувад,
Набояд, к-аз он гавҳаре кам[8] шавад.

Ба пирӯз бахти ту,эй паҳлавон,
Ба берун бибошем равшанравон».[9]*[10]

---

1. И-Чу Пирон чунон дид.
2. ИЛ-Бар он.
3. И-бар.
4. И-ки.
5. Л-бибошам бари.
6. И-б. 950 нест:
   ТП- Ба берун фуруд оям, эй паҳлавон,
   Ҳам он ҷо ки бошем бо корвон.
7. И-мардум.
8. И-гавҳараш гум.
9. И-б. 952 нест.
10. М-Ҳам он ҷо, ки бошем бо корвон.

Бад-ӯ гуфт: «Рав, б-орзу гир ҷой,
Кунам посбонон ба пешат[1] ба пой».

Яке хона бугзид,[*2] барсохт кор,
Ба кулба - дарун рахт бинҳоду бор.

Хабар шуд, к-аз Эрон яке корвон
Биёмад бари номвар паҳлавон.

Зи[3] ҳар сӯ харидор бинҳод гӯш,
Чу огоҳӣ омад зи гавҳарфурӯш.

Харидори дебову фаршу гуҳар
Ба даргоҳи Пирон ниҳоданд сар.

Чу хуршед гетӣ биёростӣ,
Бад-он кулба бозор бархостӣ.[4]

## ОМАДАНИ МАНИЖА БА ПЕШИ РУСТАМ

Манижа хабар ёфт аз корвон,
Якояк ба шаҳр андаромад давон.

Бараҳнасар он[5] духти Афросиёб
Бари Рустам омад ду дида пур об.

Ҳаме б-остин хуни мижгон бируфт,
Бар ӯ офарин карду пурсиду гуфт,

Ки «Бархурдӣ аз ҷону аз ганҷи хеш,
Мабодат пушаймонӣ аз ранҷи хеш.

---

1. ИЛ-раҳнамонон ба пуштат.
2. М-Бигрифт.
3. И-ба.
4. ТПЗИЛ - Баромад бар ин рӯзгоре чунин,
   Ки Рустам бимонда ба Туронзамин.
5. Л-бараҳна, навон.

Ба коми ту бодо сипеҳри баланд,
Зи чашми бадонат мабодо газанд.[1]

Ба уммед дилро, ки бастӣ миён,
Зи ранҷе, ки бурдӣ мабодат зиён.

Ҳамеша хирад бодат омӯзгор,
Хунук шаҳри[2] Эрону хуш рӯзгор!

Чӣ огоҳӣ астат зи гурдони шоҳ,
Зи Геву зи Гударзу эронсипоҳ.

Наёмад зи Бежан ба Эрон хабар?
Ниёяш нахоҳад будан чорагар?

Ки чунин ҷавоне зи гударзиён
Ҳаме бугсалонад зи оҳан миён.

Бисудаст пояш ба банди гарон,
Ду дасташ ба мисмори оҳангарон.

Кашида ба занҷиру баста ба банд,
Ҳама ҷома пурхун, аз он мустаманд.

Наёбам зи дарбешии хеш*[3] хоб,
Зи нолидани ӯ ду чашмам пуроб».[4]

1. Л-б. 963 нест.
2. И-бод.
3. М- зи тимори ӯ ҳеҷ.
4. ТПЗИМ - Ту бо фарраҳӣ, гар ба Эрон шавӣ,
Бад-он кишвари номдорон шавӣ,
Ба даргоҳи Хусрав магар Гевро
Бубиниву ё * Рустами невро.
Бигӯӣ, ки Бежан ба банд** андар аст
В-агар дер монӣ, шавад кор паст.***

* И-Бубнӣ в-агар. ** И-ранҷ. ***И-гирад, шавад ӯ зи даст.

Битарсид Рустам зи гуфтори ӯй,
Яке бонг барзад, бирондаш зи[*1] рӯй.

Бад-ӯ гуфт, к-«Аз пеши ман дур шав,
На Хусрав шиносам, на солори нав.[2]

Надорам зи Гударзу Гев огаҳӣ,
Ки мағзам зи гуфтор кардӣ тиҳӣ».

Ба Рустам нигаҳ карду бигрист зор,
Зи хорӣ[*3] биборид хун бар канор.

Бад-ӯ[4] гуфт, к-«Эй меҳтари пурхирад,
Зи ту сард гуфтан на андарх (в) арад.[5]

Сухан гар нагӯӣ, маронам зи пеш,
Ки ман худ диле дорам аз дард реш.

Чунин бошад оини Эрон магар,
Ки дарвешро кас нагӯяд хабар?»

Бад-ӯ гуфт Рустам, ки «Эй зан чӣ буд,
Магар к-Аҳриман растахезат намуд?

Ҳаме барнавештӣ[*6] ту бозори ман,
Аз ин рӯй буд бо ту пайкори ман.

Бад-ин тундӣ аз ман маёзор беш,
Ки дил баста будам ба бозори хеш.

1. М-баландаш ба.
2. И-гав.
3. М-зорӣ.
4. М-Чунин.
5. И-б. 976 нест.
6. М-баршикастӣ.

Ва дигар ба ҷое,[*1] ки Кайхусрав аст,
Бад-он шаҳр[*2] ман худ надорам нишаст.

Надонам зи бун Геву Гударзро,
На ҳаргиз бипаймудам он марзро».[3]

Бифармуд, то хӯрданӣ ҳар чӣ буд,
Ниҳоданд дар пеши дарвеш зуд.

Якояк сухан кард аз ӯ хостор,
Ки «Бо ту чаро шуд дижам рӯзгор?

Чӣ пурсӣ аз Эрону аз тахти шоҳ?
Чӣ дорӣ ҳаме роҳи Эрон нигоҳ?»[4]

Манижа бад-ӯ[5] гуфт, к-«Аз кори[6] ман
Чӣ пурсӣ зи ранҷу зи[*7] тимори[8] ман?

Аз он чоҳсар бо дили пур зи дард
Давидам ба назди ту, эй родмард!

Ки аз ту бипурсам яке нав хабар
Зи Геву зи Гударзи пархошвар.[9]

Задӣ бонг бар ман чу ҷанговарон,
Натарсӣ ту аз довари доварон?

---

1. М-шаҳре.
2. М-ҷой.
3. И-пас аз б. 983 ин б. омада:
   Ман аз шаҳр ҳастам, зи Кобулситон,
   Падар ҳаст аз буми Зобулситон.
4. И-б. 986 нест.
5. И-чунин.
6. И-кирдори.
7. М-Бадбахту.
8. И-ту аз ранҷу.
9. И-б. 988, 989 нест.

Манижа манам - духти Афросиёб,
Бараҳна надида танам[1] офтоб.

Кунун дида пурхуну дил пур зи дард,
Аз ин дар бад-он дарду рухсор зард -

Ҳаме нони кашкин фароз оварам,
Чунин ронд Эзад қазо бар сарам.[2]

Аз ин зортар чун бувад рӯзгор,
Сар орад магар бар ман ин кирдгор?

Ки бечора Бежан дар он жарфчоҳ
Набинад шабу рӯз хуршеду моҳ.

Ба ғуллу ба мисмору банди гарон
Ҳаме марг хоҳад[*3] зи Яздон бар он.

Маро дард бар дард бифзуд аз он,
Нам аз дидагонам биполуд аз он.

Кунун гар-т[4] бошад ба Эрон гузар,
Зи Гударзи Кашвод ёбӣ хабар,

Ба даргоҳи Хусрав магар Гевро
Бубиниву ё Рустами невро,

Бигӯӣ, ки Бежан ба чоҳ-андар[*5] аст,[6]
В-агар дер ойӣ, шавад кор паст.[7]

---

1. И-надидӣ маро; ЛМ-маро.
2. ТПЗЛ - Барои* яке Бежани шӯрбахт
   Фитодам зи тоҷу фитодам зи тахт.
   * Л-Зи баҳри.
3. М-ҷӯяд.
4. Л-к-аз ту.
5. М-сахтӣ-дар.
6. И-сахтӣ-дар аст.
7. И-Зи бас ғам ба биму газанд - андар аст.

Чу хоҳӣ, ки бинӣ,[1] маёсой[2] дер,
Ки аз бол санг асту[3] оҳан ба зер».

Бад-ӯ гуфт Рустам, ки «Эй хубчеҳр,
Чаро борӣ[4] аз дидагон оби меҳр?

Чаро назди боби ту хоҳишгарон
Наянгезӣ аз ҳар сӯе меҳтарон?

Магар бар ту бахшоиш орад падар,
Биҷӯшад-ш хуну бисӯзад ҷигар.

Гар озарми бобат набудӣ зи пеш,
Туро додаме[5] чиз аз андоза беш».

Ба холигарон гуфт: «Ҳар гун х(в)араш,[*6]
Ки ӯро бибояд биёвар бараш».

Яке мурғи бирён бифармуд гарм,
Бупечид бар гирди он[*7] нони нарм.

Сабук дасти Рустам ба сони парӣ
Ниҳон кард дар[*8] мурғ ангуштарӣ.

Бад-ӯ доду гуфташ[9] «Бад-он чоҳ бар,
Ки бечорагонро туӣ роҳбар».

1. ИМ-В-агар дид хоҳӣ.
2. Л-биниш мосой.
3. И-Куҷо бар сараш сангу.
4. И-резӣ.
5. И-бахшаме.
6. М-к-аз ҳар к-вараш.
7. М-Навишта ба гирд - андарун.
8. М-Нуҳуфт андар он.
9. И-гуфто.

## ОГОҲӢ ЁФТАНИ БЕЖАН АЗ ОМАДАНИ РУСТАМ

Манижа биёмад бад-он чоҳсар
Давон, хӯрданиҳо[*1] гирифта ба бар.

Наваашта ба дастор чизе, ки бурд,
Чунон ҳам наваашта ба Бежан супурд.

Нигаҳ кард Бежан, ба хира бимонд,
Аз он чоҳ хуршедрухро бихонд,

Ки «Эй меҳрубон, аз куҷо ёфтӣ
Хуришҳо, к-аз ин гуна биштофтӣ?

Басо ранҷу сахтӣ, к-ат омад ба рӯй,
Зи баҳри ман, эй меҳрубон чораҷӯй»,[*2]

Манижа бад-ӯ гуфт к-«Аз корвон
Яке моявар[*3] марди бозоргон

Аз Эрон ба Турон зи баҳри дирам
Кашида зи ҳар гуна бисёру кам.[4]

Яке марди покиза бо ҳушу фар,
Зи ҳар гуна бо ӯ фаровон гуҳар.

Ҳамаш дастгоҳ асту ҳам дил фарох,
Яке кулба созид[5] дар пеши кох.

Ба ман[*6] дод аз ин гуна дасторхон,
Ки бар ман ҷаҳонофаринро бихон.

1. М-Давону хӯришҳо.
2. М-манӣ рузу шаб пӯй-пӯй.
3. М-номвар.
4. ИЛ-бисёр ғам.
5. Л-созида.
6. моро.

Бад-он чоҳ наздики он баста рав,*[1]
Дигар гар бихоҳад, бубар нав ба нав».

Бигустард Бежан пас он нони пок,
Пуруммед дил гашта[2] бо тарсу бок.

Чу дасти хуриш бурд аз он доварӣ,
Бидид он ниҳонкарда ангуштарӣ.

Нигинаш нигаҳ карду номаш бихонд,
Зи шодӣ бихандиду хира бимонд.

Яке мӯҳри пирӯза Рустам бар ӯй
Ба оҳан навишта ба кирдори мӯй.

Чу бори дарахти вафоро бидид,
Бидонист, к-омад ғамашро калид.

Бихандид хандидани шоҳвор,
Чунон, к-омад овозаш*[3] аз чоҳсор.

Манижа чу бишнид хандиданаш
Аз он чоҳи торику баста танаш,

Шигифт омадаш достоне бизад,
Ки девона хандад зи кирдори х(в)ад.

Манижа аҷаб монд аз он кори сахт,
Бигуфт: «Ии чӣ ханда-ст, эй некбахт.[4]

Чӣ гуна кушодӣ ба ханда ду лаб,
Ки шаб рӯз бинӣ, ҳаме рӯз шаб.

1. М-шав.
2. Л-гоҳ.
3. Ки овози ӯ омад.
4. И-б. 1029нест.

Чӣ роз аст, пеш ору бо ман бигӯй,
Магар бахти некат намудаст рӯй?»[1]

Бад-ӯ гуфт Бежан, ки «Ин кори сахт
Ба уммеди онам, ки букшод бахт.

Кунун гар вафои маро нашканӣ,
Ба савганд бо ман ту паймон кунӣ,

Бигӯям туро сар ба сар достон,
Чу бошӣ ба савганд ҳамдостон,

1035 Ки гар лаб бидӯзӣ зи баҳри газанд,
Занонро забон ҳам намонад ба банд».

Манижа чу бишнид,[2] нолид сахт,
Ки «Бар ман чӣ омад зи бадхоҳ бахт.

Дареғо, ки шуд[3] рӯзгорони ман,
Дили хаставу чашми гирёни[4] ман -

Бидодам ба Бежан дилу[5] хонумон,
Кунун гашт бар ман чунин бадгумон.

Падар гашта безору хешон зи ман,
Бараҳна давон бар сари анҷуман.

1040 Ҳамон ганҷу динору тоҷу гуҳар
Ба тороҷ додам ҳама сар ба сар.

Аз уммеди Бежан шудам ноумед,
Ҷаҳонам сиёҳу ду дида сапед.

1. Л-б. 1030 нест.
2. ИЛМ-хурӯшиду.
3. И-дареғ он ҳама; ЛМ-Дареғо шуда,
4. ИЛ-борони.
5. Л-тану.

Бипӯшад ҳаме роҳ бар ман чунин,
Ту огаҳтарӣ, эй ҷаҳонофарин».

Бад-ӯ гуфт Бежан: «Ҳама рост аст,
Зи ман кори ту пок баркостаст».

Чунин гуфт, к-«Акнун бибоист гуфт,
Аё меҳрубон ёру ҳушёр[1] ҷуфт.

Сазад, гар ба ҳар кор пандам диҳӣ,
Ки мағзам ба ранҷ - андарун шуд тиҳӣ.

Ту бишнос, к-он[*2] марди гавҳарфурӯш,
Ки холигараш мар туро дод нӯш.[*3]

Зи баҳри ман омад ба Турон фароз,
В-агар на ба гавҳар набудаш ниёз.

Бубахшуд бар ман ҷаҳонофарин,
Бубинам магар паҳн рӯи замин.

Раҳонад маро з-ин ғамони дароз,
Туро з-ин такопӯи гарму гудоз.

Ба наздики ӯ рав, бигӯяш ниҳон,
Ки эй паҳлавони каёни ҷаҳон!

Ба дил меҳрубону ба тан чораҷӯй,
Агар ту худованди Рахшӣ, бигӯй».

1. И-ҳушёру; Л-ёри ҳушёри.
2. М-Чунон дон, ки он.
3. М-Ки он мурғи бирён туро дод дӯш.

Биёмад зи беша[1]*[2] ба кирдори бод
Манижа, ба Рустам[3] паёмаш*[4] бидод.

Чу бишнид гуфтори он хубрӯй,
К-аз он роҳи дур омадаш чораҷӯй,[5]

Бидонист Рустам, ки Бежан сухун
Кушодаст бар гулрухи[6]*[7] сарвбун.

Бубахшуду гуфташ,[8] ки «Эй хубчеҳр,
Ки Эзад*[9] туро з-ӯ мабуррод меҳр.

Басо ғам, ки хӯрдӣ дар ин рӯзи чанд,
Зи тимор гаштӣ чунин мустаманд,[10]

Бигӯяш, ки оре худованди Рахш
Туро дод Яздони фарёдбахш.

Зи Зобул ба Эрон, зи Эрон ба Тур,
Зи баҳри ту паймуд ин роҳи дур.

Чу ин гуфта бошӣ, сухан роз дор,
Шаби тира гӯшат ба овоз дор.

Зи беша фароз ор ҳезум ба рӯз,
Шаб ояд, яке оташе барфурӯз».

1. И-ба пешаш.
2. М-Манижа.
3. И-Бари Рустам омад.
4. М-Чу боист пайғоми Бежан.
5. Л-омаду пӯяпӯй; ИП-Пӯяпӯй.
6. Л-моҳрух.
7. М-Як сар бар он.
8. Л-Бад-ӯ гуфт Рустам.
9. М-Яздон.
10. -б. 1056 нест.

Манижа зи гуфтори ӯ шод шуд,
Дилаш з-андуҳон[1] яксар озод шуд.

Биёмад дамон то бад-он кӯҳсор,[2]
Ки будаш ба чоҳ - андарун ғамгусор.

Бигуфташ, ки «Додам саросар паём
Бад-он некпай фаррухи некном».

Чунин дод посух, ки «Онам дуруст,
Ки Бежан ба ному нишонам биҷуст.

Ту бо доғи дил чанд пӯӣ ҳаме,
Ду рухро ба хуноб шӯӣ ҳаме,

Бигӯяш, ки моро ба сони паланг
Бисуд аз паи ту камаргоҳу чанг.

Кунун чун дуруст омад аз ту нишон,
Бубинӣ сари теғи мардумкушон.[3]

Заминро бидарронам[*4] акнун ба чанг,
Ба гардун барандозам осуда санг.

Маро,[5] - гуфт, - чун тира гардад ҳаво,
Шаб аз чанги хуршед гардад[6] раҳо,

Ба кирдори кӯҳ оташе барфурӯз,
Ки шаб бар[*7] сари чоҳ гардад чу рӯз.

1. И-аз ғамон.
2. ИМ-чоҳсор.
3. И-гарданкашон.
4. М-биларзонам.
5. Л-Ба ман
6. И-ёбад.
7. М-Ки дашту.

Бад-он то бубинам сари чоҳро,
Бад-он равшанӣ биспарам роҳро».

Чу бишнид Бежан бар он сон паём,
Ба чоҳ - андарун гашт аз он шодком.[1]

Сӯи кирдгори ҷаҳон кард сар,
Ки «Эй пок бахшандаи додгар!

Зи ҳар бад[*2] ту бошӣ маро дастгир,
Ту зан бар дилу ҷони бадхоҳ тир.

Бидеҳ доди ман з-он ки бедод кард,
Ту донӣ ғамони ману доғу[3] дард.

Магар боз ёбам бару бумро,
Бимонам ман ин ахтари шумро.

Ту эй ҷуфти ранҷозмуда зи ман,
Фидо карда ҷону дилу чизу тан,

Бад-ин ранҷ, к-аз ман ту бардоштӣ,
Ҳама ранҷи ман шодӣ ангоштӣ.

Бикардӣ раҳо тоҷу тахту камар,
Ҳамон ганҷу хешону мому падар.

Агар ёбам аз чанги ин аждаҳо
Бад-ин рӯзгори ҷавонӣ раҳо,

Ба кирдори некони яздонпараст
Бипӯям ба пову биёзам ба даст.

1. Л-б. 1071, 1072 нест.
2. М-ғам.
3. ЛМ-ранҷу.

Ба сони парастор пеши каён
Ба подоши некат[*1] бубандам миён.

Кунун ин яке ранҷ бардор низ,
К-аз ин ранҷ ёбӣ басе ганҷу чиз».

Манижа ба ҳезум шитобид сахт,
Чу мурғон баромад ба шохи дарахт.

Ба хуршед - бар чашму ҳезум ба бар,
Ки то кай барорад шаб аз кӯҳ сар.

Чу аз чашм хуршед шуд нопадид,
Шаби тира бар кӯҳ лашкар[*2] кашид

Бад-он гаҳ ки ором гирад ҷаҳон,
Шавад ошкорои[3] гетӣ ниҳон,

Ки лашкар кашад тирашаб пеши рӯз-
Бигирад сари ҳури гетифурӯз.

Манижа бишуд, оташе барфурӯхт,
Ки чашми шаби қиргунро бисӯхт.

Ба гӯш - андарун бонги рӯинахум,
Ки омад зи раҳ Рахши рӯинасум.[4]

## БАРОВАРДАНИ РУСТАМ БЕЖАНРО АЗ ЧОҲ

Таҳамтан бипӯшид румӣ зиреҳ,
Барафканд банди зиреҳро гиреҳ.

1. М-ранҷат.
2. М-бар дашт доман.
3. И-ошкоро зи.
4. И-Ки то кай расад Рахши пӯлодсум.

Ба пеши худованди[*1] хуршеду моҳ
Биёмад, варо[*2] кард пушту паноҳ.

Ҳаме гуфт: «Чашми бадон кӯр бод,
Бад-ин кори Бежан маро зӯр бод!»

Ба гурдон бифармуд, то ҳамчунин
Бубастанд бар гирдгаҳ банди кин.

Бар аспон ниҳоданд зини ханг,
Ҳама ҷангро сохта тез чанг.

Таҳамтан ба рахшанда бинҳод рӯй.[3]
Ҳаме рафт пеш - андарун роҳҷӯй.[4]

Чу омад бари[5] санги Аквон фароз,
Бад-он чоҳи андӯҳу гурму гудоз.[6]

Чунин гуфт Рустам бад-он ҳафт гурд,
Ки «Рӯи заминро бибояд сипурд.[7]

Бибояд шуморо кунун тохтан,
Сари чоҳ аз ин санг пардохтан».[*8]

Пиёда шуданд он сарони сипоҳ,
Ки аз[9] санг пардахта монанд[10] чоҳ.

---

1. М-додори.
2. М-Ниёиш бад-ӯ.
3. И-ба Рахш андаровард пой.
4. И-раҳнамой.
5. И-бар он.
6. И-Ки Бежан дар он чаҳ буд андар гудоз.
7. Л-ситурд.
8. М-кунон чоратон сохтан.
9. И-он.
10. И-монад зи.

Бисуданд бо санг бисёр[1] чанг,
Шуда монда гурдону осуда санг.

Чу аз номдорон биполуд хай,
Ки санг аз сари чоҳ нанҳод пай.

Зи асп андаромад гави шери нар,
Зиреҳдоманашро бизад бар камар.

Зи Яздони зӯрофарин зӯр хост,
Бизад дасту он санг бардошт рост.

Бияндохт бар бешаи шаҳри Чин,
Биларзид[*2] аз он санг рӯи замин.[3]

Зи Бежан бипурсиду нолид зор,
Ки «Чун буд корат ба бад рӯзгор?

Зи гетӣ ҳама нӯш будит баҳр,
Зи дасташ чаро бистадӣ ҷоми заҳр?»

Чунин[*4] гуфт Бежан зи торик чоҳ,
Ки «Чун буд бар паҳлавон ранҷи роҳ?

Маро чун хурӯши ту омад ба гӯш,
Ҳама заҳри гетӣ шудам пок нӯш.

Бад-ин сон, ки бинӣ маро хонумон
Зи оҳан замину зи санг осмон.

---

1. И-Ба санг андаровард ҳар ҳафт.
2. М-Ки ларзид.
3. И - Бияндохт он сангу ларзид кӯҳ,
Наёмад аз он санг бар (ӯ) сутӯҳ.
Ба нерӯи Яздон бикӯшид мард,
Сари чоҳ букшоду овоз кард.
4. М-Бад-ӯ.

Бикандем дил[1] з-ин сарои сипанҷ
Зи бас дарду сахтиву андӯҳу ранҷ».

Бад-ӯ гуфт Рустам, ки «Бар ҷони ту
Бубахшуд бахшанда Яздони[*2] ту.[3]

Кунун, эй хирадманди фархундахӯй,[4]
Маро монда аз ту яке орзӯй,

Ба ман бахш Гургини Милодро,
Зи дил дур кун кину[5] бедодро».

Бад-ӯ гуфт Бежан, ки «Эй ёри ман,
Чӣ[6] донӣ,[*7] ки чун буд пайкори[8] ман?

Надонӣ, ту, эй меҳтари шермард,
Ки Гургини Милод бо ман чӣ кард?

Гар ояд бар ӯ-бар ҷаҳонбини ман,
Бад-ӯ растахез ояд аз кини ман».

Бад-ӯ гуфт Рустам, ки «Гар бадхувӣ
Бисозиву гуфтори ман нашнавӣ,

Бимонам туро баста дар чоҳ пой,
Ба асп[*9] андарорам, шавам боз ҷой».

---

1. М-Бикандам дилам.
2. М-равшан ҷаҳонбони.
3. И-пас аз б. 1112 ин б. омада:
   Аз ӯ дону аз кас мапиндор ин,
   Ки бахшуд бар ту ҷаҳонофарин.
4. Л-озодхӯй.
5. И-ҷангу.
6. И-ту.
7. М-Надонӣ.
8. И-кирдори.
9. М-Рахш.

Чу гуфтори Рустам расидаш ба гӯш,
Аз он тангзиндон баромад хурӯш.[1]

Ба посух бад-ӯ гуфт:[*2] «Бадбахт ман
Зи гурдону аз дудаву анҷуман.

Зи Гургин чунин бад, ки бар ман расид,
Бад-ин рӯз низам бибояд кашид.

Кашидему гаштем хушнуд аз ӯй,
Зи кина дили ман биёсуд аз ӯй».

Фурӯ ҳишт Рустам ба зиндон каманд,
Баровардаш аз чоҳ бо пойбанд.

Бараҳна тану[*3] мӯю нохун дароз,
Гудозанда аз дарду ранҷу ниёз.

Ҳама тан пур аз хуну рухсор[4] зард,
Аз он банду занҷири зангорх(в)ард.

Хурӯшид Рустам чу ӯро бидид,
Ҳама тан дар оҳан шуда нопадид.

Бизад дасту бугсист занҷиру банд,
Ҷудо кард аз ӯ ҳалқаву пойбанд.

Сӯи хона рафтанд аз он чоҳсор,
Ба як даст Бежан ба дигар завор.

Пур аз ғам нишастанд ҳарду ҷавон,
Ҳаме[*5] ёд карданд бар паҳлавон.

1. Л-б. 1118-1120 нест.
2. М-Чунин дод посух, ки.
3. М-Сару.
4. Л-рухсора.
5. М-сухан.

Таҳамтан бифармуд шустан сараш,
Яке ҷома пӯшид нав дар бараш.

Аз он пас чу Гургин ба наздики ӯй
Биёмад, бимолид бар хок рӯй.

Зи кирдори бад пӯзиш овард пеш,
Бупечид аз он хом гуфтори[1] хеш.

Дили Бежан аз кинаш омад ба роҳ,
Мукофот н-овард пеши гуноҳ.

Шутур бор карданду аспон ба зин,
Бипӯшид Рустам силеҳи гузин.

Нишаст аз бари Рахшу номоварон
Кашиданд шамшеру гурзи гарон.

Гусӣ кард бору баророст кор,
Чунон чун бувад дархури корзор.

Бишуд бо буна Ашкаши тезҳуш,
Ки дорад сипаҳро ба ҳар ҷой гӯш,[2]

Ба Бежан бифармуд Рустам,[*3] ки «Шав
Ту бо Ашкашу бо Манижа бирав,

Ки ман имшаб аз кини Афросиёб
На ором ёбам, на хӯрду на хоб.

Яке кор созам кунун бар дараш,
Ки фардо бихандад бар ӯ лашкараш[4]

1. Л-кирдори.
2. ТПЗ - Ба пеш - андарун корвони буна,
Сипоҳӣ ба наздики ӯ яктана.
3. М-Чунин гуфт Рустам ба Бежан.
4. ТПЗМ- Кунам рӯзи равшан бар ӯ-бар сиёҳ,
Сарашро бибуррам, барам назди шоҳ.

Басе ранҷ дидӣ ту аз банду чоҳ,
Набояд-т будан бад-ин размгоҳ»[1]

Чунин гуфт Бежан: «Манам пешрав,
Ки аз ман яке кина созид нав».[2]

## ШАБЕХУН КАРДАНИ РУСТАМ ДАР АЙВОНИ АФРОСИЁБ

Бирафтанд бо Рустам ин ҳафт гурд,
Буна Ашкаши тезҳушро супурд.[*3]

Инонро фиканданд бар пеши зин,
Кашиданд гурдон ҳама теғи кин.

Бишуд то ба даргоҳи Афросиёб
Ба ҳангоми осоишу гоҳи хоб.

Бизад дасту бугсист мисмору банд,
Чу шери жиён хештанро фиканд.[4]

Баромад зи ҳар сӯ яке дору гир,
Дурахшидани теғу борони тир.

Саронро ҳама сар ҷудо шуд зи тан,
Пур аз хок чангу пур аз хун даҳан.

Зи даҳлези ӯ Рустам овоз дод,
Ки «Хоби хушат бар ту носоз[5] бод!

---

Ту шав бо Манижа, ки ман растахез
Зи Турон барорам ба шамшери тез.

1. Л-б. 1112 нест.
   ТПЗ- Чу Бежан зи Рустам шунид ин сухан,
   Ки «Рав бо Манижа сӯи анҷуман.
2. ТПЗМ- Ту донӣ, Таҳамтан, ки ман Бежанам,
   Ялонро ҳама сар зи тан барзанам.
3. М-б. 1144 нест.
4. Л-дарфиганд.
5. Л-носоз.

Бихуфтӣ ту бар гоҳу Бежан ба чоҳ,
Магар бора дидӣ зи оҳан ба роҳ?

Манам Рустами зобулӣ - пури Зол,
На ҳангоми хоб асту гоҳи ниҳол.

Шикастам дару банду зиндони ту,
Ки санги гарон буд нигаҳбони ту.

Раҳо шуд сару пои Бежан зи банд,
Ба домод-бар кас наёрад газанд.

Туро разму кини Сиёвахш бас,
Дар ин дашт гарди паи Рахш бас,

Ки бар ҷони Бежан гирифтӣ шитоб,
Дилат хира бинам ҳаме сар ба хоб».

Чунин ҳам[*1] баровард Бежан хурӯш,
Ки «Эй турки бадгавҳари хираҳуш,[2]

Барандеш аз он тахту фархунда ҷой,
Маро баста дар пеш карда ба пой.

Ҳаме разм ҷустам ба сони паланг,
Маро даст бастӣ ба кирдори санг.

Кунунам кушода ба ҳомун бубин,
Ки бо ман наҷӯяд жиёншер кин».[3]

---

1. М-Аз он пас.
2. Л-тираҳуш.
3. И-б. 1117-1160 нест;

ТПЗМ- Чу бишнид Афросиёб ин сухан,
Бад-ӯ тоза шуд андуҳони куҳан.

Бизад бонг дар хона[1] Афросиёб,
Ки «Размоваронро бубастаст[2] хоб.

Бар эшон зи ҳар сӯ бигиред роҳ,
Кӣ ҷӯяд нигину кӣ ҷӯяд[*3] кулоҳ».[4]

Зи ҳар сӯ хурӯши такопуй хост,
Зи хун рехтан бар дараш ҷӯй хост.

Ҳар он кас, ки омад зи туронсипоҳ,[5]
Замона тиҳӣ монд[6] аз ӯ ҷойгоҳ.

Гирифтанд бар киначустан шитоб,
Аз он хона бугрехт Афросиёб.

Ба кох андаромад худованди Рахш,
Ҳама фаршу дебои[7] ӯ кард пахш.

Паричеҳрагони сипаҳбадпараст
Гирифта ҳаме дасти гурдон ба даст.

Гаронмоя аспон ба зини хаданг,
Нишонда гуҳар дар ҷуноҳи паланг.

Аз айвони солор[8][*9] бастанд бор,
Ба Турон накарданд бас рӯзгор.

---

1. ИЛ-даст бар ҷома.
2. И-ҷанговаронро бибурдаст; Л-бибурдаст.
3. М- Кӣ ҷӯяд зи гурдон нигину
   Ҳар он кас, ки омад зи даргаҳ ба роҳ.
4. ТПЗЛ- Зи лашкар ҳар он кас, ки он ҷо шуданд,
   Ҳама кушта ё ҷаста* боз омаданд.
   * Л-куштаву хаста.
5. И-Зи Турон ҳар он кас, ки омад ба роҳ.
6. И-кард.
7. И-ганҷу дунори; ЛМ-олотӣ
8. И-айвон бибурданд.
9. М-Аз он ҷо бирафтанду.

Зи баҳри буна тохт аспон ба зӯр,
Бад-он, то нахезад аз он кор шӯр.

Чунон ранҷа шуд Рустам аз ранҷи роҳ,
Ки бар сар-ш-бар ранҷ буд аз кулоҳ.

Саворон зи бас ранҷу аспон зи таг,
Якеро зи тан барнаҷунбид раг.[1]

Ба лашкар фиристод Рустам паём,
Ки шамшери кин баркашед аз ниём,

Ки «Ман бегумонам, к-аз ин пас ба кин
Сияҳ гардад аз сумми аспон замин.

Гашан лашкаре созад Афросиёб,
Ки пӯшад ба найза рухи офтоб».

Бирафтанд яксар саворони ҷанг,
Ҳама ҷангро сохта тез[*2] чанг.

Ҳама найзадорон зидуда синон,
Ҳама[3] ҷангро гирд карда инон.

Нигаҳбони дида баромад зи дур,
Ҳаме дид роҳи саворони Тур.

Манижа нишаста ба хайма - дарун,
Парастанда дар пеш бо раҳнамун.

Ҳаме[*4] достон зад Таҳамтан бар ӯй,
Ки «Гар мушк резад, нарезад-ш бӯй.

1. Л-б. 1192 нест.
2. М-тез карданд.
3. Л-Ҳаме.
4. М-Яке.

Чунин аст расми сарои сипанҷ,
Гаҳе нозу нӯшу гаҳе дарду ранҷ».

## ОМАДАНИ АФРОСИЁБ БА ҶАНГИ РУСТАМ

Чу хуршед барзад сар аз кӯҳсор,
Саворони Турон бубастанд бор.

Битавфид шаҳру баромад хурӯш,
Ту гуфтӣ ҳаме кар шуд аз наъра гӯш.

Ба даргоҳи Афросиёб омаданд,
Камарбастагон[*1] бар дараш саф заданд.

Бузургони Турон кушода камар,
Ба пеши сипаҳдор бар хок сар,[2]

К-Аз андоза бугзашт моро сухун,
Чӣ афканд бояд[3] бар ин кор бун,

Ки моро аз ин ҷанг то[4*5] ҷовидон
Бимонад зи кирдори Бежан нишон.[6]

Ба Эрон ба мардон нахонандамон,
Занони камарбаста донандамон».

Барошуфт меҳтар ба сони паланг,
Аз он нангро соз фармуд ҷанг.

---

1. М-Парастандагон.
2. ТПЗИЛ- Ҳама яксара ҷангро сохта,
   Дил аз буму аз ҷой пардохта.
3. ТПЗИЛ - Ҳама ҷангро* пок баста миён,
   Ҳама дил пур аз кини эрониён.
   * Л-маргро; Л-сӯгро.
4. Л-хоҳӣ.
5. М-К-аз ин нанг бар шоҳ то.
6. Л-К-аз ин нанг бар шоҳи мо.

Ба Пирон бифармуд, то баст кӯс,
Ки «Бар мо зи Эрон ҳамин бас[*1] фусӯс»[2]

Бизад нои рӯин ба даргоҳи шоҳ,
Бичӯшид дар шаҳри Турон сипоҳ.

Ялон саф кашиданд пеши[3] сарой,[*4]
Хурӯш омад аз бӯқу ҳиндидарой.

Сипоҳе зи Турон бар он марз ронд,
Ки рӯи замин ҷуз ба дарё намонд.

Чу аз дидагоҳ дидабон бингарид,
Заминро чу дарёи ҷӯшанда дид.

Бари Рустам омад, ки бипсеч кор,
Ки гетӣ сиёҳ шуд зи гарди савор.

Бад-ӯ гуфт: «Мо з-ин[5] надорем бок,
Ҳаме[6] ҷангро барфишонем хок».

Буна бо Манижа гусӣ карда бор,
Бипӯшид худ ҷомаи[7] корзор.

Ба боло баромад, сипаҳ бингарид,[8]
Хурӯше чу шери жиён баркашид.

Яке достон зад савори далер,
Ки «Рӯбаҳ чӣ санҷад ба чанголи шер?!»

---

1. М-К-аз он кораш омад шигифту.
2. Л-Нобихрадон.
3. И-пас аз б. 1190 ин б. омада:
   Баромад зи даргоҳ овози кӯс,
   Ҷаҳон шуд зи гарди сипаҳ обнус.
4. М-чун дид рой.
5. ИЛ-бар дар.
6. ИМ-Рустам.
7. И-ҷавшани.
8. И-сипаҳро бидид.

Ба гурдони ҷанговар овоз кард,
Ки «Пеш омад имрӯз нанги[*1] набард.

Куҷо теғу ҷӯпини оҳангузор?
Куҷо найзаву гурзаи говсор?

Ҳунарҳо кунун[2] кард бояд падид,
Бад-ин дашт кина бибояд кашид».

Баромад хурӯшидани каррной,
Таҳамтан ба Рахш андаровард пой.

Аз он кӯҳ Рустам ба ҳомун кашид,
Чу лашкар ба танг андаромад падид.

Кашиданд лашкар бар он паҳнҷой,
Зи ҳар сӯ бубастанд аз оҳан сарой.

Биёрост Рустам яке размгоҳ,
Ки аз гарди аспон ҷаҳон шуд сиёҳ.[3]

Абар маймана Ашкашу Густаҳам,
Саворони бисёр бо ӯ ба ҳам.

Чу Руҳҳому чун Занга бар майсара,
Забун дошт он[*4] ҷангро яксара.

Худу Бежани Гев дар қалбгоҳ -
Нигаҳбони гурдону пушти сипоҳ.

Паси пушти лашкар кӯҳи Бесутун
Ҳисоре зи шамшер пеш - андарун.

---

1. М-ин рӯзгори.
2. ИЛ-ҳама.
3. Л-б. 1206 нест.
4. М-Биёроста ҷангро.

Чу Афросиёб он сипаҳро бидид,
Ки солорашон Рустам омад падид.

Ғамӣ гашту пӯшид[1] хафтони ҷанг,
Сипаҳро бифармуд кардан диранг.

Баробар ба оин сафе баркашид,
Ҳаво нилгун шуд, замин нопадид.

Чапи лашкарашро ба Пирон супурд,
Сӯи маймана[*2] рафт[3] Ҳумони гурд.

Ба Гарсевазу Шеда қалби сипоҳ
Супурду ҳаме кард ҳар сӯ нигоҳ.

Таҳамтан ҳаме гашт гирди сипоҳ,
Аз оҳан ба кирдори кӯҳи сиёҳ.[4]

Фиғон кард, к-«Эй турки шӯридабахт,
Ки нанги ту бар кишвару тоҷу тахт.

Туро чун саворон дили ҷанг нест,
Зи гурдони лашкар туро нанг нест,

Ки чандин ба пеши ман оӣ ба кин,
Ба мардону аспон бипӯшӣ замин.

Чу дар ҷанг лашкар шавад тезчанг,
Ҳама пушт бинам туро сӯи ҷанг.

Зи Дастон ту нашнидӣ ин достон,
Ки баргӯяд аз гуфтаи бостон,[*5]

---

1. Л-шуд, бипӯшид.
2. М-Сӯи росташ.
3. Л-низ.
4. ТПЗИ - Барангехт аз ҷой Рустам сутур,
Биёмад ба наздики солори Тур.
5. М-Ки орад ба ёд аз гаҳи.

Ки «Шере натарсад зи як дашт гӯр,
Натобад фаровон ситора[*1] чу ҳур.

Бидаррад дилу гӯши ғурми сутург,
Агар бишнавад номи чанголи гург.[2]

На рӯбаҳ шавад з-озмудан далер,
На гӯрон бисоянд чанголи шер.

Чу ту кас сабуксор хусрав мабод,
Чу бошад, диҳад подшоҳӣ ба бод.

Бад-ин дашту ҳомун ту аз дасти ман
Раҳоӣ наёбӣ ба ҷону ба тан».

## ШИКАСТ ЁФТАНИ АФРОСИЁБ АЗ ЭРОНИЁН

Чу ин гуфта бишнид турки дижам,
Биларзиду барзад яке тез дам.

Барошуфт, к-«Эй номдорони Тур,
Бад-ин дашт ҷанг аст ё базму сур?

Бибояд кашидан бад-ин кор ранҷ,
Ки бахшам шуморо аз ин ранҷ ганҷ».[3]

Чу гуфтори солор карданд[*4] гӯш,
Зи гурдони лашкар баромад хурӯш.

---

1. М-Ситора натобад ҳазорон.
2. ТПЗИЛ - Чу андар ҳаво боз густард пар,
   Битарсад зи чанголи ӯ кабки нар.
3. Л-б. 1228, 1229 нест;
   ТПЗ- Бикӯшеду якбора ҷанг оваред.
   Ҷаҳон бар бадандеш танг оваред.
4. М-Солорашон шуд ба.

Чунон тирагун шуд зи гард офтоб,
Ки гуфтӣ ҷаҳон ғарқ шуд[1] андар[*2] об.

Фурӯ кӯфт[*3] бар пил рӯинаҳум,
Дамиданд шайпур боговдум.

Зи ҷавшан яке бораи оҳанин-
Кашиданд гурдон дар он дашти кин.

Бичунбид дашту битавфид кӯҳ,
Зи бонги саворони ҳар ду гурӯҳ.

Дурахшон ба гард - андарун теғи тез,
Ту гуфтӣ баромад ҳаме растахез.

Ҳаме гурзи пӯлод ҳамчун тагарг
Биборид бар ҷавшану хӯду тарг.

В-аз он Рустами аждаҳофаш дурафш
Шуда рӯи хуршеди тобон бунафш.

Бипӯшид рӯи ҳаворо ба тир,[*4]
Ба хуршед гуфтӣ барандуд қир[*5]

Ба ҳар сӯ ки Рустам барафканд Рахш,
Сарони саворон ҳаме кард пахш.

Ба чанг - андарун гурзаи говсор,
Ба сони ҳаюни гусистамиҳор.

Зи қалб андаромад ба кирдори гург,
Пароканда кард он сипоҳи бузург.

---

1. Л-Ту гуфтӣ ҳаме ғарқ монд.
2. М-Ту гуфтӣ ҷаҳон монд ғарқа дар.
3. М-бибастанд.
4. М-Ҳаво гарди пил.
5. М-Нил.

Сарони саворон чу барги дарахт
Фурӯ рехт аз боду баргашт бахт.[1]*[2]

Баромад чу бод Ашкаш аз дасти рост,
Зи Гарсевази[3] теғзан кина хост.

Чу Гургину Фарҳоду Руҳҳоми гурд
Чапи лашкари шоҳи Турон бибурд.

1245 Ба қалб - андарун Бежани тезҷанг
Ҳаме базмгоҳ*[4] омадаш ҷои ҷанг.*[5]

Ҳама размгаҳ сар ба сар ҷӯи хун,
Дурафши сипаҳдори Турон нагун.

Ҷаҳондор чун бахт баргашта дид,
Далерони Турон ҳама кушта дид.

Бияфканд шамшери ҳиндӣ зи даст,
Яке аспи осударо барнишаст.

---

1. ТПЗИ- Ба гурдон чунин гуфт, к-«Эй сарварон,
Саворони Эрону ҷанговарон!
Шитобед бар ҷангу барҳам диҳед.
Саронро зи хун бар сар афсар ниҳед*,
Ки имрӯз ҳангоми кин ҷустан аст,
Ҷаҳонро зи аҳриманон шустан аст.
Ҳаме зӯри гурдӣ ба ҷой оваред,
Ҷаҳонро зи мардӣ ба пой оваред.
Бикӯшед имрӯз, эй сарварон,
Ки то ҳаст, гетӣ нагардад ниҳон».
Чу гурдони гарданкаш аз Таҳмтан
Шуниданд з-он сон ба мардӣ сухан.
* И-ду байти аввал дида нашуд.
2. М-б. 1242 нест.
3. ИЛ-Гаршевазн.
Сари сарварон ҳамчу барги дарахт
Фурӯ рехт аз боду баргашт бахт.
4. М-орзу.
5. М-Пас б. 1245 омада.

Ҳуду саркашон сӯи Турон шитофт,
К-аз эрониён коми кина наёфт.

Бирафт аз пасаш Рустами шергир,
Биборид бар лашкараш гурзу тир.

Ду фарсанг чун аждаҳои дижам,
Ҳаме мардум оҳехт[*1] гуфтӣ ба дам.

Саворони ҷангӣ зи Турон ҳазор
Гирифтанд зинда пас аз[*2] корзор.

Ба лашкаргаҳ омад аз ин размгоҳ,
Ки бахшиш кунад хоста бар сипоҳ.

Бубахшиду бар пил бинҳод бор,
Ба пирӯзӣ омад бари[*3] шаҳрёр.

## БОЗ ОМАДАНИ РУСТАМ ПЕШИ КАЙХУСРАВ

Чу огоҳӣ омад ба шоҳи далер,
Ки аз беша пирӯз баргашт шер,

Ки Бежан шуд аз банду зиндон раҳо,
Зи дасти бадандеш нараждаҳо.

Сипоҳе зи Турон ба ҳам баршикаст,
Ҳама комаи душманон кард паст.

Зи шодӣ ба пеши ҷаҳонофарин
Биёмад, бимолид рух бар[*4] замин.

1. М-Ҷаҳоне ҳаме сӯхт.
2. М-Гирифта асир аз паси.
3. М-Сӯи.
4. М-Бимолид чанде рух андар.

Чу Гударзу Гев огаҳӣ ёфтанд,
Сӯи шоҳи пирӯз биштофтанд.

Баромад хурӯшу биёмад сипоҳ,
Табиразанон баргирифтанд роҳ.

Даманда[1] дамон говдум бар дараш,
Баромад хурӯшидан аз лашкараш.

Сияҳ карда майдонаш аспон ба сум,
Ҳама шаҳр овои рӯинахум.

Гурозон саворон[*2] дамону данон,
Ба дандон замин жандапилон канон.

Ба пеши сипоҳ - андарун бӯқу кӯс,
Дурафш аз паси пушти Гударзу Тус.

Ба як даст барбаста шеру паланг
Ба занҷиру дигар саворони ҷанг.

Пазира сӯи паҳлавони сипоҳ,
Бад-ин гуна фармуд пирӯз[*3] шоҳ.

Бирафтанд лашкар гурӯҳогурӯҳ,
Замин шуд зи гурдон[*4] ба кирдори кӯҳ.

Чу омад ба дидор аз анбӯҳ нев,
Пиёда шуд аз асп Гударзу Гев.

1. ИЛ-Дамида.
2. М-Ҳама номдорон.
3. М-бедор.
4. М-лашкар.

Бад-ин сон бузургони эронсипоҳ[*1]
Пиёда бирафтанд яксар ба роҳ.[*2]

Аз асп андаромад ҷаҳонпаҳлавон,
Парастиш намуданд пиру ҷавон.[3]

Бар ӯ офарин кард Гударзу Гев,
Ки «Эй номбардор солори нев!

Туро ҷовидон бод Яздон паноҳ,
Ба коми ту гарданда хуршеду моҳ.

Далер аз ту гардад ба ҳар ҷой шер,
Сипеҳр аз ту ҳаргиз магардод сер.

Ҳама банда кардӣ ту ин дударо,
Зи ту ёфтам пури гумбударо.[4]

Зи дарду ғамон растагони туем,
Ба Эрон камарбастагони туем».

Бар аспон нишастанд яксар меҳон,
Гурозон ба даргоҳи шоҳи[5] ҷаҳон.

Чу наздики шаҳри ҷаҳондор шоҳ
Фароз омад он гурди лашкарпаноҳ,

Пазира шудаш шаҳрёри[6] ҷаҳон,
Нигаҳдори гурдону тоҷи меҳон.[7]

---

1. М-Саросар бузургони Эронзамин.
2. М-боофарин.
3. ИЛМ-Ба пурсидани ранҷида гавон.
4. И-б. 1274 нест.
5. И-бари шаҳриёри.
6. И-номдори.
7. И-Сипаҳдори Эрону шоҳи замон.
*4 М-пушти гавон.

Чу Рустам ба фарри[*1] ҷаҳондор шоҳ
Нигаҳ кард, к-омад пазира ба роҳ,

Пиёда шуд аз аспу бурдаш[*2] намоз,
Ғамӣ гашта аз ранҷу роҳи дароз.

Ҷаҳондор хусрав гирифташ ба бар,
Ки «Эй пушти мардиву ҷони ҳунар,[3]

Ба хуршед монад ҳама кори ту,
Ба гетӣ пароканда[*4] кирдори ту.[5]

Таҳамтан сабук дасти Бежан гирафт,[*6]
Чунон к-аш зи шоҳу падар панд рафт,[*7]

Биёварду биспурду бар пой хост,
Чунон пушти хаммидаро кард рост.

В-аз он пас асирони Турон ҳазор
Биёвард баста бари шаҳрёр.

Бар ӯ офарин кард Хусрав ба меҳр,
Ки «Ҷовид бодо ба комат сипеҳр[8]

---

1. М-Дурафши.
2. М-шуду бурд пешаш.
3. Л-Ҳаме гуфт, к-«Эй паҳлави пурҳунар»;
   И-Ки эй марди динору тоҷу гуҳар.
4. М-Ба ҳар ҷой мардиву.
5. ТП - Зи теғи ту холӣ мабодо ҷаҳон,
   Ҳамеша туро баста бодо миён!
6. М-гирифт.
7. М-Чунон ки зи шоҳу падар буд шигифт.
8. ТПМ - Туӣ паҳлавон, меҳтари пурҳунар,
   Ҳамеша ба пеши бадиҳо сипар.

Сарат сабз боду дилат шодмон,
Тани пок[1] дур аз бади бадгумон.[2]*[3]

Хунук Зол, к-аш бугзарад рӯзгор,
Бимонад ба гетӣ чу ту[4] ёдгор.

Хуҷаста бару буми Зобул,[5] ки шер,
Ҳаме парваронад гавони[6] далер.

Хушо шаҳри Эрону фаррухгавон,
Ки доранд чун ту яке паҳлавон.

В-аз ин ҳар се бартар сари бахти ман,
Ки чун ту парастад ҳаме тахти ман.

Туӣ тоҷи Эрону пушти меҳон,
Нахоҳем бе ту замоне ҷаҳон».[7]

Ба Гев он гаҳе гуфт шоҳи ҷаҳон,
Ки «Нек аст бо кирдгорат ниҳон,

Ки бар дасти Рустам ҷаҳонофарин
Ба ту дод пирӯз пури гузин».

Ҳаме офарин кард[8] бар шаҳрёр,
Ки «Шодон[9] бизӣ, то бувад рӯзгор![10]

---

1. Л-Зол.
2. И-б. 1287 нест.
3. М-Ки бе ту нахоҳам замину замон.
4. Л-туро.
5. И-Зовул.
6. Л-ялони.
7. ТПЗЛ- Ҳамон Нимрӯз аз ту холӣ мабод,
   Ки чун ту надидаст гетӣ ба ёд*,
8. ИМ-Гирифт офарин Гев.
9. И-хуррам.
10. ТПЗЛ - Заминро бибӯсид Геви далер,
    Ки гетӣ мабодо зи рои ** ту сер.

Ба Рустам сарат ҷовидон сабз бод,
Дили Золи фаррух бад-ӯ бод шод!»

## ҶАШН ОРОСТАНИ ХУСРАВ

Бифармуд Хусрав, ки бинҳанд[1] хон,
Бузургони воломанишро[2] бихон.

Чу аз хони солор бархостанд,
Нишастангаҳи май биёростанд -

Фурӯзандаи маҷлису майгусор,
Навозандаи чанг бо гӯшвор.

Ҳама бар сарон афсарони гарон,
Ба зар - андарун пайкар аз гавҳарон,

Ҳама рух чу[*3] дебои румӣ ба ранг,
Хурӯшон зи чанги паризода чанг,

Табақҳои заррин пур аз мушки ноб,
Ба пеш - андарун обгири гулоб -

Ҳаме тофт аз фарри шоҳаншаҳӣ
Чу моҳи дуҳафта зи сарви саҳӣ.

Ҳама паҳлавонони хусравпараст
Бирафтанд аз айвони солор маст.

Ба шабгир Рустам биёмад ба дар
Кушодадилу танг баста камар.

Ба дастурии бозгаштан ба ҷой,
Ҳаме зад ҳушивор бо шоҳ рой.

---

1. И-бинҳед.
2. ИМ-бартарманишро.
3. М-Рухон ҳамчу.

Яке даст ҷома бифармуд шоҳ
Гуҳарбофта бо қабову кулоҳ.

Яке ҷоми пургавҳари шоҳвор,
Сад аспу сад уштур ба зину ба бор,

Ду панҷа парирӯй баста камар,
Ду панҷа парастор бо тавқи*[1] зар -

Ҳама пеши шоҳи ҷаҳонкадхудой
Биёварду карданд яксар ба пой.

Ҳама Рустами Зобулиро[2] супурд,
Заминро бибӯсиду барҷаст гурд.

Ба сар барниҳод он кулоҳи каён,
Бубаст он каёнӣ камар бар миён.

Абар шоҳ кард офарину бирафт,
Раҳи Систонро бисечид тафт.

Бузургон, ки буданд бо ӯ ба ҳам
Ба ранҷу ба ҷангу ба шодиву ғам,

Бар андозашон як ба як ҳадя дод,
Аз айвони хусрав бирафтанд шод.

Чу аз кори гурдон бипардохт шоҳ,
Ба ором биншаст дар пешгоҳ.

Бифармуд, то Бежан омад ба пеш,
Сухан гуфт[3] аз он ранҷу тимори хеш.

1. М-тоҷи.
2. И-Зовулиро.
3. И-ронд.

Аз он тангзиндону[*1] он корзор
Фаровон сухан ронд бо шаҳрёр.

Ҳамон[*2] гардиши рӯзгорони бад,
Ҳама достон пеши хусрав бизад.

Бибахшиду[*3] бахшоиш овард сахт,
Зи дарду ғами духти гумбуда бахт.

Бифармуд сад ҷома дебои рум,
Ҳама пайкараш гавҳару зар-ш бум.

Яке тоҷу даҳ бадра динор низ,
Парастандаву фаршу[*4] ҳар гуна чиз.

Ба Бежан бифармуд, к-«Ин хоста
Бубар сӯи[*5] духти[6] равонкоста.

Ба ранҷаш мафарсою сардаш магӯй,
Нигар, то чӣ овардӣ ӯро ба рӯй.

Ту бо ӯ ҷаҳонро ба шодӣ гузор,
Нигаҳ кун бар ин гардиши рӯзгор.

Якеро барорад ба чархи баланд,
Зи тимору дардаш[*7] кунад бегазанд.

В-аз он ҷош гардун барад сӯи[*8] хок,
Ҳама ҷои тарс асту тимору бок.

---

1. М-банду зиндону.
2. М-чи аз.
3. М-Бипечиду.
4. М-аспу.
5. М-назди.
6. ИЛ-турки.
7. М-андӯҳу ранҷаш.
8. М-зери.

Ҳамонро, ки парварда дар бар ба ноз,
Дарафканд хира ба чоҳи ниёз.

Якеро зи чоҳ оварад сӯи гоҳ,
Ниҳад бар сараш-бар зи гавҳар кулоҳ.

Ҷаҳонро зи кирдори бад[1] шарм нест,
Касеро ба наздикаш[2] озарм нест.

Ҳамеша ба ҳар неку бад дастрас,
Валекин наҷӯяд худ ором кас.[3]

Чунин аст кори сипанҷӣ сарой,[*4]
Баду некро ӯ бувад раҳнамой.

Зи баҳри дирам то набошӣ бадард,
Беозор беҳтар дили родмард.[5]

Тамомӣ бигуфтам ман ин достон,
Бад-он сон, ки бишнидам аз бостон.[6]

Чу аз кори Бежан бипардохтам,
Зи Гударзу Пирон сухан сохтам.

---

1. И-Зи кирдори бад бо ҷаҳон.
2. И-Ба наздики вай меҳру.
3. И-б. 1331 нест.
4. М-расми сипанҷи сарой.
5. И-Ки бедард беҳтар дилозодамард;
   ТПЗЛ- Зи баҳри дирам тунду бадхӯ мабош,
   Ту бояд, ки бошӣ, дирамгӯ мабош.
   Касе, к-ӯ ба ганҷу дирам нангарад,
   Ҳама рӯзи ӯ бар хушӣ бугзарад.
6. И-б. 1334 нест.

## ФЕҲРИСТИ ФУСУЛИ ҶИЛДИ ЧАҲОРУМ

